ББК 83,3(0)9+83,3 (2 тоҷик)
А-19

*Таҳияи матн ва луғату тавзеҳот аз*
***КАМОЛ АЙНӢ** ва **ЗОҲИР АҲРОРӢ***

Муҳаррир
***Мубашшир Акбарзод***

А-19 ***Абулқосим Фирдавсӣ.* Шоҳнома**. — Душанбе: «Адиб», 2008. -480 саҳ.

Ба хонандаи азиз чопи севуми "Шоҳнома"-и безаволи Ҳаким Фирдавсӣ, ки бо кӯшиши таҳиягарони матни он омода гаштааст, пешкаш мегардад. Муҳаққиқон дар ин нашр аз нусхаҳои дигари "Шоҳнома" истифода кардаанд, ки ин арзиши корашонро бештар мекунад.

**ISBN 978-99947-32-84-5**



# ДОСТОНИ ДУВОЗДАҲ РУХ

## ОҒОЗИ ДОСТОН

Ҷаҳон чун ба зорӣ бароя‌д ҳаме,
Баду нек рӯзе сар ояд ҳаме.

Чу бастӣ камар бар дари роҳи оз,
Шавад кори гетит яксар дароз.[1]

Ба як рӯй ҷустан баландӣ сазост,
Агар*[2] дар миёни дами аждаҳост.

Парастандаи озу ҷӯёи кин
Ба гетӣ зи кас нашнавад[3] офарин.

Ва дигар чу гетӣ надорад диранг,
Сарои сипанҷӣ чи паҳну чи танг.

Чу сарви саҳӣ каж бигардад ба боғ,
Бар ӯ-бар шавад тира равшан чароғ.

Шавад барг пажмурдаву бех суст,
Сараш сӯи пастӣ гироя‌д нахуст.

Барояд зи хоку шавад боз хок,
Ҳама ҷои тарс асту тимору бок.

Сари мояи марди сангу хирад
Ба гетӣ беозорӣ андархурад.

---

1. ТПЗ - Раҳи донишӣ гиру пас ростӣ,
   К-аз ин ду нагирад касе костӣ.
2. М- В-агар.
3. Л- наёбад зи кас.

Агар худ[1] бимонӣ ба гетӣ дароз,
Зи ранҷи тан ояд ба рафтан ниёз.

Яке жарфдарёст*[2] бун нопадид,
Дари ганҷи розаш надорад калид.

Агар чанд монӣ, фузун боядат,
Ҳамон*[3] хурди[4] як рӯз бугзоядат.

Се чизат бибояд, к-аз ӯ чора нест,
В -аз он низ бар сар-т пайғора нест:

Хурӣ ё бипӯшӣ ва ё густарӣ,
Сазад, гар ба дигар сухан нангарӣ,

К- аз ин се гузаштӣ, ҳама ранҷу оз,
Чи дар оз печӣ, чи андар ниёз?!

Чӣ[5] донӣ, ки бар ту намонад ҷаҳон
Чӣ ранҷонӣ аз оз ҷону равон?![6]

Бихур он чи дориву бешӣ маҷӯй,
Ки аз оз коҳад ҳаме обрӯй.[7]

## ДАРХОНДАНИ АФРОСИЁБ СИПОҲРО

Дили шоҳи туркон чунон кам шунуд,
Ҳамеша ба ранҷ аз паи оз буд.[8]

Аз он пас, ки баргашт аз он размгоҳ,
Ки Рустам бар ӯ кард гетӣ сиёҳ.

---

1. Л-Ту.
2. М- паҳн дарёс.
3. М- ҷаҳон.
4. ЛМ-хӯрда.
5. ИЗ-Чу.
6. Л-б. 16 нест.
7. И-б. 17 нест
   Л- Чунин аст ин гунбади тезгард,
   Гаҳе шодмонӣ диҳад, гоҳ дард.
8. ТП- Чу шуд кори Бежан саросар тамом,
   Зи Афросиёб оварам боз ном.

Бишуд тозиён, то ба Халлух расид,
Ба нанг аз каён сар шуда нопадид.

Ба кох андаромад пурозор дил,
Або кордонони ҳушёрдил.

Чу*[1] Пирону Гарсевази[2] раҳнамун,
Қарохону чун Шедаву Гарсиюн.

Чу Ҳумону Калбоду Фаршедвард,
Чу Рӯини Пирон- наҳанги набард.[3]*[4]

Бар эшон ҳама достон баркушод,
Гузашта суханҳо ҳама кард ёд,

Ки “То барниҳодам ба шоҳӣ кулоҳ,
Маро гашт хуршеди тобону моҳ.

Маро буд бар меҳтарон дастрас,
Инони маро барнатобид кас.

Зи ҳангоми размй*[5] Манучеҳр боз
Набуд дасти Эрон ба Турон дароз.

Шабехун кунун то дари хони ман
Аз Эрон бисозанд бар ҷони ман.[6]

Диловар шуд он мардуми нодалер,
Гавазн андаромад ба болини шер.

Бар ин кинагар кор[7] созем зуд,
В-агарна бароранд[8] аз ин марз дуд.

---

1. М- Ба.
2. Л- ба озор дил.
   Л- Гаршеваз дил.
3. Л-б. 23 нест дил.
4. М-б. 23 нес
5. М –Шоҳи.
6. Л- пас аз б 28 ин б. омада:
   Ту дидӣ, ки аз баҳри Бежан чӣ кард
   Дар ин буми мо Рустам- он девмард.
7. И - Бад-ин кина кирдор дил.
8. И- Вагар не барояд.

Сазад, гар кунун гирди ин кишварам,
Саросар фиристодагон густарам.

Зи туркону аз Чин ҳазорон ҳазор
Камарбастагон аз дари корзор

Биёрем бар гирди Эрон сипоҳ,
Бисозем бар ҳар сӯе размгоҳ.

Ҳама мӯбадон рои ҳушёри хеш
Ниҳоданд дар пеши*[1] солори хеш,

Ки моро зи Ҷайҳун бибояд гузашт,
Задан кӯси шоҳӣ бар он паҳндашт.

Ба Омуй лашкаргаҳе сохтан,
Шабу рӯз н-осудан аз тохтан,

Ки он ҷои ҷанг асту хун рехтан,
Або Геву бо Рустам овехтан.

Сарафроз гурдони гирандашаҳр
Ниҳон ҷангро[2]*[3] об дода ба заҳр.

Чу Афросиёб он суханҳо шунуд,
Барафрӯхт аз бахту шодӣ намуд.

Абар паҳлавонону бар мӯбадон
Бикард офарине ба расми радон.

Нависандаи номаро пеш хонд,
Сухан ҳарчи боист, бо ӯ биронд.

Фиристодагон хонд аз анҷуман
Ба наздики фағфуру шоҳи Хутан.

Фиристод нома ба ҳар кишваре,
Ба ҳар номдореву ҳар меҳтаре.

---

1. М- бар гуфтӣ.
2. Л -Ба ҳангоми ҷанг.
3. М- Ба паймони ҷанг.

Сипаҳ хост, к-андешаи ҷанг дошт,
Зи Рустам бад-он[1] гуна дил танг дошт.

Ду ҳафта баромад зи Чину Хутан,
Зи атроф туркон шуданд анҷуман.[2]

Чу дарёи ҷӯшон замин бардамид,
Чунон шуд, ки кас рӯи ҳомун[3] надид.

Гала ҳарчи будаш зи аспон яла,
Ба шаҳр андаровард яксар гала.

Ҳамон ганҷҳо, к-аз гаҳи Тур боз
Падар бар писар - бар ҳаме дошт роз.

Сари бадраҳоро кушодан гирифт,
Шабу рӯз динор додан гирифт.

Чу лашкар саросар шуд ороста,
Бад-он бениёзӣ шуд аз хоста,

Зи гурдон гузин кард панҷаҳ ҳазор
Ҳама размҷӯёни созандакор.

Ба Шеда, ки будаш набарда писар,
Зи шерони ҷангӣ баровард сар,

Чунин гуфт, к-"Ин лашкари размсоз
Супурдам туро, роҳи Хоразм соз.

Нигаҳдори он марзи Хоразм бош,
Ҳамеша камарбастаи разм бош".

Дигар панҷаҳ аз номдорони Чин
Бифармуд, то кард Пирон гузин.[4]

---

1. И - Бежан бар он.
2. Л- б. 44-45 нест.
3. И -рӯзи равшан.
4. Л- Биёвард панҷаҳ ҳазори дигар
   Ҳама кинаҷӯёни бастакамар.
   Ба Пирони Виса супурд он гаҳе,
   Ки биншаст бар тахти шоҳаншаҳӣ.

Бад-ӯ гуфт: “То шаҳри Эрон бирав,
Бинеҳ тахт бар*[1] тахти солори нав.

Дари оштӣ ҳеч гуна маҷӯй,
Сухан ҷуз ба ҷангу ба кина*[2] магӯй.

Кассе к-ӯ барад[3] обу оташ ба ҳам,
Абар ҳарду- бар карда бошад ситам.

Ду пурмоя бедордил паҳлавон,
Яке ҳушвар пиру дигар ҷавон,

Бирафтанд бо панди Афросиёб
Ба ором пиру ҷавон пуршитоб.

Або занги*[4] заррину кӯполу теғ,
Хурӯшон ба кирдори ғурранда меғ.

## ФИРИСТОДАНИ КАЙХУСРАВ ГУДАРЗРО БА ҶАНГИ ТУРОНИЁН

Пас огоҳӣ омад ба пирӯз шоҳ,
Ки омад зи Турон ба Эрон сипоҳ.

Ҷафопеша, бадгавҳар Афросиёб
Зи кина на ором ҷӯяд, на[5]*[6] хоб.

Баровард хоҳад ҳаме сар зи нанг,
Зи ҳар сӯ фиристод лашкар ба*[7] ҷанг.

Ҳаме заҳр сояд ба нӯки синон,
Ки тобад магар сӯи Эрон инон,

1. М- Нигаҳ кун ту он.
2. М-Кина або ӯ.
3. И-бизад.
4. М-кӯсӣ.
5. И-Наёбад шабу рӯз, Л-Набошад шаби тира. Л- Ба
6. М- наёбад шаб орому.
7. М-Фароз омад аз ҳар сӯе сози.

Саворони чангӣ*[1] чу сесад ҳазор,
Зи Ҷайҳун ҳаме кард хоҳад гузор,

Сипоҳе ки ҳангоми нангу набард
Зи Ҷайҳун ба гардун бароранд гард.

Далерон ба даргоҳи Афросиёб
Зи бонги табира наёбанд хоб.

Зи овози шайпуру захми дарой
Ту гуфтӣ барояд ҳаме дил зи ҷой.

Гар ояд ба Эрон ба ҷанг он сипоҳ,
Ҳизабри диловар наёяд ба роҳ.

Сари марзи Эрон ба Пирон супурд,
Сипоҳе фиристод бо ӯ на хурд.

Сӯи марзи[2] Хоразм панҷаҳ ҳазор
Камарбаста рафт аз дари корзор.

Сипаҳдорашон Шедаи шердил,
К-аз оташ ситонад ба шамшер дил.

Сипоҳе ба кирдори пилони маст,
Ки бо ҷанги эшон шавад кӯҳ паст.

Чу бишнид гуфтори корогаҳон,
Пурандеша биншаст шоҳи ҷаҳон[3].

Пас он гаҳ чунин гуфт, к-"Эй бихрадон,
Ман эдун шунидастам аз мӯбадон,

Ки чун моҳи туркон барояд[4] баланд
Зи хуршеди Эронаш ояд[5] газанд.

1. М- Турон.
2. Л-шаҳри.
3. Л-шуд шаҳрёри ҷавон.
4. Турон баромад.
5. И-боша

Сияҳмор чун[1] сар барорад, бикӯб,
Зи сӯрох печон шавад сӯи чӯб.

Чу Хусрав ба бедод корад дарахт,
Бигардад аз ӯ подшоҳиву бахт”[2].

Пас он гаҳ[3] ҳама мӯбадонро бихонд,[4]*[5]
Шунида сухан пеши эшон биронд.

Нишастанд бо шоҳи Эрон ба роз
Бузургони фарзонаи размсоз.

Чу Дастони[6] Рустам, чу Гударзу Гев,
Чу Шедушу Фарҳоду Руҳҳоми[7] нев,

Дигар Бежану Ашкашу Густаҳам[8]
Чу Гургину чун Зангаву Гуждаҳам,[9]

Чу Туси сарафрози Нӯзарнажод,
Фарибурзи Ковуси фаррухниҳод.[10]

Ҷуз ин номдорони лашкар ҳама,
Ки буданд шоҳи ҷаҳонро рама.

Або паҳлавонон чунин гуфт шоҳ,
Ки “Туркон ҳама разм ҷӯянду гоҳ.

Чу душман сипаҳ сохт,[11] шуд тезчанг,
Бибояд басечид моро ба ҷанг.*[12]

1. - агар
2. ИМ- тахт; Л-б. 79 нест.
3. Л- Аз он пас.
4. И-Ҳама мӯбадонро сӯи хеш хонд.
5. М-Ҳама мӯбадонро бари хеш хонд.
6. И-Дастону.
7. И-Руҳҳому гурдони нев.
8. И-Бежан Гев бо Гуждаҳам.
9. И-Густаҳам.
10. Л-б. 84 нест.
11. И-кард.
12. М-Набояд басечад диранг.

Бифармуд, то бар дараш говдум
Заданду бичӯшид[1] рӯинахум.

Аз айвон ба майдон хиромид шоҳ,
Биёростанд аз бари пил гоҳ.[2]

Бизад мӯҳра дар ҷом бар пушти пил,
Заминро ту гуфтӣ барандуд нил.

Ҳаво шуд сиёҳу замин нилранг[3]
Далерони лашкар ба сони паланг.

Ба ҷанг- андарун гурзу дил пур зи кин,
Чу дарёи ҷӯшон зи гурдон замин.[4]

Хурӯше баромад зи даргоҳи шоҳ,
Ки эй паҳлавонони эронсипоҳ,[5]

Касе к-ӯ бисояд инону рикеб,
Набояд, ки гирад[6] ба хона шикеб.

Бифармуд, к-аз Руму аз Ҳиндувон
Саворони ҷангу[7] ялону гавон,

Далерони гарданкаш аз тозиён,
Басечидаи ҷангу шери жиён.

Камарбаста хоҳем сесад ҳазор
Зи дашти[8] саворони найзагузор.

Ҳар он, к-аз чиҳилрӯза дар пеши шоҳ
Наёяд, наёбад[9] ба сар-бар кулоҳ.

1. ИЛМ - Дамиданду бастанд.
2. М-Ранг-ранг.
3. ИМ- нилгун.
4. Л-б. 91 нест.
5. И-б. 93 нест.
6. Л-бошад.
7. И-ҷангӣ.
8. Л-ҳар сӯ.
9. Л-Биёяд, биёбад.

Пароканда карданд ҳар сӯ савор,
Фиристода бо*[1] номаи шаҳрёр.

Ду ҳафта баромад ба фармони шоҳ,
Бичӯшид дар подшоҳӣ сипоҳ.

Зи лашкар ҳама кишвар омад ба ҷӯш,
Зи гетӣ баромад саросар хурӯш.

Ба шабгир гоҳи хурӯши хурӯс
Зи ҳар сӯ ҳаме хост овози кӯс.

Бузургони ҳар кишваре бо сипоҳ
Кашиданд саф пеши[2] даргоҳи шоҳ.

Сари*[3] ганҷҳои куҳан боз кард,
Сипаҳро дирам додан оғоз кард.

Ҳама лашкар аз ганҷу динори шоҳ
Ба сар барниҳоданд зарринкулоҳ.[4]

Ба баргуставону ба ҷавшан чу кӯҳ
Шуда оҳанин лашкаре*[5] ҳамгурӯҳ.

Чу шуд кори лашкар ҳама сохта,
В-аз эшон дили шоҳ пардохта,

Нахустин аз он лашкари номдор,
Саворони шамшерзан сӣ ҳазор

Гузин кард Хусрав, ба Рустам супурд,
Бад-ӯ гуфт, к-эй номбардор гурд,

Раҳи Систон гиру баркаш сипоҳ,
Ба Ҳиндустон андаровар ба роҳ.

1. М- Ба даст- андарун.
2. - ниҳоданд сар сӯи.
3. М-Дари
4. И-Ниҳоданд бар сар зи гавҳар кулоҳ; Л-гурдон кулоҳ.
5. М-шуданд оҳанинтан ҳама.

Зи Ғазнин бирав то ба роҳи барин,
Ки гардад туро тоҷу тахту нигин.

Чу он подшоҳӣ шавад яксара,
Ба обишхур ояд палангу бара.

Фаромарзро деҳ кулоҳу нигин,
Касе к-ӯ бихоҳад, зи лашкар гузин.

Бизан кӯси рӯину шайпуру ной,
Ба Кашмиру Кобул фаровон[1] мапой,

Ки моро сар аз ҷанги Афросиёб
Наёбад ҳаме хӯрду орому хоб.

Алонону Ғарча ба Лӯҳросп дод,
Бад-ӯ гуфт, к- “Эй гурди фаррухнажод,

Бирав бо сипоҳе ба кирдори кӯҳ,
Гузин кун зи гурдони лашкар гурӯҳ.

Саворони шоистаи корзор
Бубар, то барорӣ зи туркон[2] димор”.

Ба Ашкаш бифармуд, то сӣ ҳазор
Даманда ҳизаброни найзагузор

Барад сӯи Хоразм кӯси бузург,
Сипоҳе ба кирдори даррандагург.

Занад бар дари шаҳри Хоразм гоҳ,
Або Шеда гардад ҳаме размхоҳ.

Чаҳорум сипаҳро ба Гударз дод,
Бад-ӯ гуфт, к-Эй гурди паҳлавнажод,[3]

1. Л- фузун з-ин.
2. И- эшон.
3. Л-Чи моя варо панду андарз дод.

Бирав[1] бо бузургони Эрон ба ҳам
Чу Гургину чун Зангаву Густаҳам,

Чу Шедушу Фарҳоди Харроду Гев,
Гуроза сипаҳдору Руҳҳоми нев.*[2]

Бифармуд бастан камаршон ба ҷанг,
Сӯи шаҳри Турон шудан бединг.

Сипаҳдор Гударзи кашводагон,
Ҳамон[3] паҳлавонону озодагон

Нишастанд бар зин ба фармони шоҳ,
Сипаҳдор Гударз пеши сипоҳ.

Ба Гударз фармуд пас шаҳрёр,
Ки рафтӣ камарбастаи корзор,

Нигар, то наёзӣ ба бедод даст,
Нагардонӣ айвони обод паст.[4]

Касе к-ӯ ба ҷангат набандад миён,
Чунон соз, к-аз ту набинад зиён,

Ки напсандад аз мо бадӣ додгар,
Сипанҷ аст гетиву мо баргузар.

Чу лашкар сӯи марзи Турон барӣ,
Макун тез дилро ба оташсарӣ.

Нигар, то наҷӯшӣ ба кирдори Тус
Набандӣ ба ҳар кор бар пил кӯс.

Ба ҳар кор бо ҳар касе дод кун,
Зи Яздони некидиҳиш ёд кун.

1. ЛМ-Ки рав.
2. М- Фарибурзу Ковусу Фарҳоду Гев
Гуроза сипаҳдору Шопури нев.
3. Л-Ҳама.
4. ТП - баъд аз б. 129 ин б. омада:
Ба кирдори бад ҳеч макшой чанг,
Барандеш аз дудаву ному нанг.

Ҷаҳондидае сӯи Пирон фирист,
Ҳушивор в-аз ёдгирон фирист.

Ба панди фаровон-ш букшой гӯш,
Бирав, чодари меҳрубонӣ бипӯш".

Чунин гуфт солори лашкар ба шоҳ,
Ки "Фармони ту бартар аз чарху моҳ,

Бад-он сон шавам, к-ам ту фармон диҳӣ,
Ту шоҳи ҷаҳондориву*[1] ман раҳӣ".

Баромад хурӯш аз дари паҳлавон,
Зи бонги табира замин[2] шуд навон.

Ба лашкаргаҳ омад дамодам сипоҳ,
Ҷаҳон шуд зи гарди саворон сиёҳ.*[3]

Ба пеши сипоҳ - андарун пил шаст,
Ҷаҳон паст гашта зи пилони маст.

Аз он зандапилони*[4] ҷангӣ ҳазор
Биёростанд аз дари шаҳрёр.

Ниҳоданд бар пушташон тахти зар,
Нишастангаҳи шоҳи ботоҷу фар.

Ба Гударз фармуд, то барнишаст
Бар он тахти зар аз[5] бари пили маст.

Барангехт пилону бархост гард,
В-аз он гард некахтарӣ ёд кард,

Ки аз ҷони*[6] Пирон барорем дуд,
Бар он сон, ки гарди паи пил буд.

---

1. М- ҷаҳонбониву
2. Л- ҷаҳон
3. М-б. 139, 140 нест.
4. М-жандапилони.
5. Л-заррин.
6. М- ҷони.

Беозор лашкар ба фармони шоҳ
Ҳаме рафт манзил ба манзил ба роҳ.[1]

## ПАЁМ БУРДАНИ ГЕВ АЗ ГУДАРЗ НАЗДИ ПИРОН

Чу Гударз наздики Райбад расид,
Саронро зи лашкар ҳама баргузид.

Ҳазор аз далерони найзагузор
Гузин кард гарданкашу[2] номдор.

В-аз эрониён номвар даҳ*[3] савор
Сухангӯю андархури корзор.[4]

Сипаҳдор пас Гевро пеш хонд,
Ҳама гуфтаи шоҳ бо ӯ биронд.

Бад-ӯ гуфт, к-Эй пури ҳушёрсар,[5]
Барафрохта сар зи бисёр сар.

Гузин кардаам дархурат лашкаре,
Ки ҳастанд[6] солори ҳар кишваре.

Бад-он то ба наздики Пирон шавӣ,
Бигӯиву гуфтори ӯ бишнавӣ.

Бигӯӣ ба Пирон, ки ман бо сипоҳ
Ба Райбад*[7] расидам ба фармони шоҳ.

Шиносӣ ту гуфтору кирдори хеш,
Беозориву ранҷу озори хеш.

Ҳама шаҳри Турон бадиро миён
Бубастанд бо номдори каён.

1. Л-сипоҳ.
2. И- гарданкаши.
3. М-Аз эрониён озмуда.
4. Л-б. 250 нест.
5. Л- солорсар.
6. И- Кушоянда, ки шояд.
7. М- турон.

Фаридуни фаррух, ки бо доғу дард
Ба гетӣ - дарун дида пуроб кард.[1]

Пур аз дард Эрон, пур аз доғ[2] шоҳ,
Ки бо сӯги[3] Эраҷ натобид моҳ.[4]

Зи туркон ба танҳо ту бар анҷуман,
Ситоӣ ба меҳру вафо хештан.

Дурӯғ аст бар ту ҳаме номи меҳр,
Набинам-т андар дил орому[5] меҳр.

Ҳамон аст, к-он шоҳи озармҷӯй[6]
Маро гуфт: “Бо ӯ ҳама нарм гӯй”.

Бад-он, к-ӯ ба гоҳи Сиёвахши рад
Наяфканд аз рӯз бунёди бад,

Ба назди манаш дастгоҳ аст низ,
Зи хуни падар бегуноҳ аст низ.

Гуноҳе ки то ин замон кардаӣ,
Зи шоҳон касеро наёзурдаӣ.*[7]

Ҳама шоҳ бугзорад аз ту ҳаме,
Бадӣ некӣ ангорад аз ту ҳаме.

Набояд, ки бар дасти ман – бар*[8] табоҳ
Шавӣ бар гузашта фаровон гуноҳ.

---

1. ИМ - Зи гетӣ бишуд мижжа пур оби зард.
2. И - сӯг.
3. И- доғи.
4. ТПЗ - пас аз б. омада:
   Зи Турон зи Салм омад ин боддам,
   Ки бар Эраҷ омад зи эшон ситам.
5. И- ороми.
6. Л-озодахӯй.
7. М-шоҳони гетӣ кӣ озурдаӣ?
8. М- ту.

Магар[1], к-аз паи ҷанги Афросиёб
Замона ҳаме бар ту гирад[2] шитоб.

Бузургони Эрону фарзанди ман
Бихонанд бар ту ҳаме панди ман.[3]

Сухан ҳарчи донӣ, бад-эшон*[4] бигӯй,
Ҳам эдун аз эшон сухан бозҷӯй.

Гарат чира гардад бар эшон забон,
Гузаштӣ зи тимору растӣ зи ҷон.

Бару[5] буми хешонат[6] ободгашт,
Зи теғи манат гардан озод гашт.

Гар эдун, ки сӯи ту гардад*[7] гуноҳ,
Набошӣ ба ҷон эмин аз дасти шоҳ.[8]*[9]

Начӯям бар ин кина орому хоб,
Ману гурзу майдону Афросиёб,

К-аз ӯ шоҳи моро ба кин хостан
Набояд[10] басе лашкар оростан.

Магар панди ман сар ба сар бишнавӣ,
Ба гуфтори ҳушёри ман бигравӣ.

Нахустин касе к-ӯ бияфканд кин,
Ба хунрехтан барнавашт остин.

---

1. Л-дигар.
2. И-нагирад.
3. Л-б. 169 нест.
4. М- Агар рост бошад дилат бо.
5. Л- Тану.
6. И- хеши ту.
7. М- Гар аз ту падидор ояд.
8. И- В-ар аз ту ҳаме дид бояд гуноҳ,
   Намонад ба ту меҳру тахту кулоҳ.
9. М- Намонад ба ту тоҷу тахту кулоҳ.
10. Л-Бубояд.

Ба хуни[1] Сиёвуш биёзид даст,
Ҷаҳоне ба бедод баркард паст,

Ба сони сагоншон аз он анҷуман
Бубандӣ, фиристӣ ба наздики ман.

Бад -он то фиристем наздики шоҳ,
Чи саршон*[2] ситонад, чи бахшад гуноҳ.

Ҳама номи эшон ба девони ман
Набиштаст шоҳи ҷаҳонбони ман.

Ту нашнидӣ ин достони бузург,
Кӣ шери жиён афканад пеши гург?

Ки ҳар, к-ӯ*[3] ба хуни каён даст охт,
Замона ҷуз аз хок ҷояш насохт.

Дигар ҳарчи аз ганҷ наздики туст,
Ҳама душмани ҷони торики туст,

Зи аспони пурмоя в-аз гавҳарон,
Зи динору дебову аз афсарон,

Зи шамшеру аз таргу баргустувон,
Зи хафтону аз ханҷари ҳиндувон,[4]

Ҳама олати лашкару симу зар
Фиристӣ ба наздики ман сар ба сар.

Ба бедод, к-аз мардумон бистадӣ,
Фароз оваридӣ зи дасти бадӣ,

Бад-он бозхаррӣ магар ҷони хеш,
Бубинӣ сари роҳ дармони хеш.

1. И- ҷони.
2. М - ҷонаш.
3. М - Ҳар он кас.
4. И- Ханҷар зи Ҳиндустон.

Чи андархури шаҳрёр аст, аз он
Фиристам ба наздики шоҳи ҷаҳон.

Бубахшем дигар ҳама бар сипоҳ
Ба ҷои мукофоти кардагуноҳ.

Ва дигар, ки пури гузини туро
Нигаҳбони*[1] гоҳу нигини туро,[2]

Бародарт ҳарду сарони сипоҳ,[3]
Ки ҳазмон[4] бароранд гардан ба моҳ.

Чу ҳар се бар ин номдор анҷуман
Фиристӣ гаравгон ба наздики ман,

Бад-он то шавам эмин аз кори ту,
Барорад дарахти вафо бори ту.

Бубин, он гаҳе баргузин з-ин ду роҳ*[5]
Яке роҳ ёбӣ ба наздики шоҳ.

Худу[6] дудмон назди Хусрав шавӣ,
Бад-он сояи меҳри ӯ биғнавӣ.

Бибуррӣ дил аз меҳри Афросиёб,
Набинӣ шаби тира ӯро ба хоб.

Кунам бо ту паймон, ки Хусрав туро
Ба хуршеди тобон барорад саро.

Зи меҳри дили ӯ то огаҳтарӣ,
К-аз ӯ ту набинӣ ба ҷуз сарварӣ.[7]

---

1. М- Нигаҳдори.
2. Л- Ва дигар зи гурдони рӯзи набард
Чу Ҳумону Каҳҳолу Фаршедвард.
3. Л-Бубахшем дигар ҳама бар сипоҳ.
4. Л-ҳардам.
5. М- Барандеш акнун аз ин ҳарду роҳ.
6. -Чу бо.
7. Л- меҳтарӣ.

В-ар аз шоҳи Турон битарсӣ ҳаме,*[1]
Нахоҳӣ, ки ой ба Эронзамӣ,*[2]

Бипардоз Турону баркаш ба Чоҷ,
Бубар тахти соҷу барафроз тоҷ.

Варат*[3] сӯи Афросиёб аст рой,
Бирав назди ӯ, ҷанги моро мапой,

Ки бо он ки бояд басечем*[4] ҷанг,
Маро дил*[5] чу шер асту ҷангипаланг,

Ба туркон намонам ман аз тахт баҳр,
Камони ман абр асту борон-ш заҳр.[6]

Вагар бугзарӣ з-ину ҷангат ҳавост,
Сарат пур зи бероиву кимиёст,

Басечидаи ҷанг хез, эдар ой,
Гарат ҳаст бо шери дарранда пой.

Чу саф баркашад аз ду рӯя сипоҳ,
Гунаҳгор пайдо шавад бегуноҳ.

В-ар*[7] ин гуфтаҳои маро нашнавӣ,
Ба фарҷоми корат пушаймон шавӣ.

Пушаймонӣ он гаҳ надорад-т суд
Ки теғи замона саратро дуруд".

Бигуфт ин сухан паҳлавон бо писар,
Ки бархон ба Пирон ҳама дар ба дар.[8]

---

1. М- зи бад.
2. М- Эрон сазад.
3. М - Гарат.
4. М - Ки бо ман набояд бисечид.
5. М - зӯри.
6. И-б. 205 нест.
7. М - Гар.
8. И - сар ба сар.

## РАФТАНИ ГЕВ БА ВИСАГИРД БА НАЗДИКИ ПИРОН

Зи пеши падар Гев шуд то ба Балх,
Гирифта ба ёд он суханҳои талх.

Фуруд омаду кас фиристод зуд,
Бад-он сон, ки Гударз фармуда буд.

Ҳамон шаб сипоҳ андаровард гирд,
Бирафт аз дари Балх то Висагирд,

Ки Пирон бад-он шаҳр буд бо сипоҳ,
Ки дайҳими Эрон ҳаме ҷусту гоҳ.

Фиристода чун назди*[1] Пирон расид,
Сипаҳдори турконсипаҳро бидид.

Бигуфташ, ки "Омад сӯи Балх Гев,
Або ӯ бузургону гурдони нев".

Чу бишнид Пирон, барафрохт гӯш,
Баромад зи гурдони лашкар хурӯш.

Бизад нои рӯину барбаст кӯс,
Шуд аз сумми аспон замин обнӯс.[2]

Саду даҳ ҳазораш зи лашкар савор,
Фароз омаданд аз дари корзор.

Аз эшон ду баҳра[3] ҳамон ҷо бимонд,
Бирафту ҷаҳондидагонро бихонд.

Биёмад, чу наздики Ҷайҳун расид,
Ба гирди лаби об лашкар кашид.

Ба Ҷайҳун - бар аз найза девор кард,
Або[4] Геви Гударз дидор кард.

---

1. М - пеши.
2. И -б. 219 нест.
3. И - Ду баҳра зи лашкар.
4. Л - Чу бо.

Ду ҳафта шуд андар суханшон диранг,
Бад-он то набошад ба бедод ҷанг.

Зи ҳар гуна гуфтанду Пирон шунид,
Гунаҳгорӣ омад зи туркон падид.

Бузургони Эрон забон ёфтанд,
Бар эшон ба гуфтор биштофтанд.

Барафканд Пирон ҳам андар шитоб
Наванде ба наздики Афросиёб,

Ки Гударзи Кашводагон бо сипоҳ
Ниҳод аз бари тахти Эрон кулоҳ.

Фиристода омад ба наздики ман[1]*[2],
Гузин пури ӯ Геви лашкаршикан.

Маро гӯшу дил сӯи[3]*[4] фармони туст,
Ба паймон равонам гаравгони туст.

Сухан чун ба солори Турон[5] расид,
Сипоҳе зи ҷанговарон баргузид.

Фиристод наздики Пирон савор
Зи гурдони шамшерзан сад[6] ҳазор.

Бад-ӯ гуфт: “Бардор шамшери кин,
В-аз эшон бипардоз рӯи замин.

На Гударз бояд ки монад, на Гев,
На Фарҳоду Гургин, на Руҳҳоми нев,

Ки бар мо сипоҳ омад аз чор сӯй,
Ҳаме тахти Турон кунанд орзӯй.

---

1. И- б. 229, 230 нест.
2. М- меҳтари анҷуман.
3. Л - хабар.
4. М- Яксар.
5. Л - туркон.
6. Л - сӣ.

Биёрам саворони туркон кунун,
Ҳама шаҳри Эрон кунам ҷӯи хун.

Ба рои ҳушивору мардони мард
Барорам зи Кайхусрав[1] ин бор гард”.

Чу Пирон бидид он сипоҳи бузург,
Ба хун ташна ҳар як ба кирдори гург.

Барошуфт аз он пас, ки нерӯ гирифт,
Ҳунарҳо бишуст аз дил, оҳу гирифт.

Ҷафопеша гашт он дили некхӯ,
Пурандеша шуд,*[2] разм кард орзӯ.

Ба Гев он гаҳе гуфт: “Бархезу рав,
Сӯи паҳлавони сипаҳ боз шав.

Бигӯяш, ки аз ман ту чизе маҷӯй,
Ки фарзонагон он набинанд рӯй.

Яке он ки аз номдорон гавон
Супурдан ба дасти ту ин кай тавон?

Ва дигар, ки гӯӣ силеҳу сипоҳ,
Гаронмоя аспону тахту кулоҳ,

Бародар, ки равшанравони[3] ман аст,
Гузида писар паҳлавони ман аст,

Ҳамегӯӣ аз хештан дур кун,
Зи бихрад чунин хом бошад[4] сухун.

Маро марг беҳтар аз ин[5] зиндагӣ,
Ки солор бошам, кунам бандагӣ.

1. И - Хусрав ман.
2. М - Хурӯшиду бар.
3. ИЛ - равшанчаҳони.
4. Л - Ки доно чунин хом донад сухун.
5. Л - бодо бад-он.

Яке достон зад бар ин бар паланг,
Чу бо шери ҷангӣ бaромад ба ҷанг.

Ба ном ар бирезӣ маро, гуфт, хун,
Беҳ аз зиндагонӣ ба нанг-андарун.

Ва дигар, ки пайғоми шоҳ омадаст,
Ба фармони ҷангам сипоҳ омадаст”.

Чу посух чунин ёфт, баргашт Гев,
Або номдорону гурдони[1] нев.

Сипаҳдор чун Гев баргашт аз ӯй,
Хурӯшон сӯи ҷанг бинҳод рӯй.

Биёмад, чу назди[2] Канобад расид,
Бад-он домани кӯҳ лашкар кашид.

## САФ КАШИДАНИ ҲАРДУ ЛАШКАР

Чу Гев андаромад ба пеши падар
Ҳаме гуфт посух ҳама дар ба дар[3]

Ба Гударз гуфт: “Андаровар сипоҳ,
Ба ҷое, ки созӣ ҳаме*[4] размгоҳ,

Ки ӯро ҳаме оштӣ рой нест,
Ба дил-ш-андарун додро ҷой нест.

Зи ҳар гуна бо ӯ сухан рондам,*[5]
Ҳаме ҳарчи гуфтӣ, бар ӯ хондам,*[6]

Чу омад*[7] падидор аз эшон гуноҳ,
Ҳаюне барафканд наздики шоҳ,

1. Л - лашкару номдорони.
2. ЛМ - пеши.
3. ИЛ - сар ба сар.
4. М - созем мо.
5. М - рондем.
6. М - хондем.
7. М- Биёмад.

Ки Гударзи[1] Гев андаромад ба ҷанг,
Сипаҳ ронд бояд кунун бедиранг.[2]

Сипоҳ андаромад зи[3] Афросиёб,
Чу мо бозгаштем, бугзошт об.

Кунун кинаро кӯс бар пил баст,
Ҳаме ҷанги моро кунад пешдаст".

Чунин гуфт бо Гев пас паҳлавон,
Ки "Пирон ба серӣ расид аз равон.

Ҳамин доштам чашм аз ин бад ниҳон,[4]
Валекин ба фармони шоҳи ҷаҳон

Бибоист рафтан, ки чора набуд,
Дилашро кунун шаҳрёр озмуд.

Яке достон гуфта будам ба шоҳ,
Чу фармуд лашкаркашидан ба роҳ,

Ки "Дилро зи меҳри касе баргусил,
Куҷо несташ бо забон рост дил.

Ҳама меҳри Пирон ба туркон-бар аст,
Бишӯяд ҳаме шоҳ аз ӯ пок даст".

Давон[5] аз паи*[6] Гев Пирон далер
Сипаҳро ҳаме ронд бар сони шер.

Чу донист Гударз, к-омад сипоҳ,
Бизад кӯсу омад зи Райбад ба роҳ.

Зи кӯҳ андаромад, ба ҳомун гузашт,
Кашиданд лашкар бар он паҳндашт.

---

1. И - Гударзу.
2. И - Сипоҳи дигар боядам тезчанг.
3. ИЛМ - омад аз назди.
4. И- Ҳаме доштам чашм з-он бад нишон.
5. Л - Дамон.
6. М - паси.

Ба дашт андаровард лашкар гурӯҳ
Ба ҳомун сипоҳ аз паси пушти кӯҳ.[1]

Чу Пирон сипоҳ аз Канобад биронд,
Ба рӯз-андарун рӯшноӣ намонд.

Саворони ҷавшанварон сад ҳазор
Зи туркон миёнбастаи[2] корзор,

Бирафтанд баста камарҳо ба[3] ҷанг
Ҳама теғи ҳиндӣ гирифта[4] ба чанг.

Ба кирдори кӯҳ аз ду рӯя сипоҳ,
Аз оҳан ба сар барниҳода кулоҳ.

Баромад хурӯшидани каррной,
Ту гуфтӣ бичунбад ҳаме кӯҳ[5] зи ҷой.

Зи Райбадзамин[6] то Канобад сипоҳ
Дару дашт аз эшон кабуду сиёҳ.[7]

Ситора синон буду хуршед теғ,
Зи оҳан замин буд в-ар гард меғ.

Битӯфид аз овои гурдон замин,
Зи таргу[8] синон осмон оҳанин.[9]

Чу Гударз туронсипоҳро бидид,
Ки бар сони дарё ҳаме бардамид.

---

1. Л -б. 271 нест.
2. Л - камарбастаи.
3. И - камарҳои.
4. Л - найзаву теғи ҳиндӣ.
5. И - Бичунбад гуфтӣ ту кӯҳе,
6. Л - Райбад дамон.
7. ТПЗИЛ - Зи гарди сипаҳ рӯз равшан намонд,
Зи найза ҳаво чуз ба ҷавшан намонд.
Аз овози аспону гарди сипоҳ
Бишуд рӯшноӣ зи хуршеду моҳ.
8. ИМ - нӯгӣ.
9. Л -б. 279 нест.

Дурафш аз дурафшу гурӯҳ аз гурӯҳ,
Гусиста нашуд, то шаб омад зи кӯҳ.

Чу шаб тира шуд, пил пеши сипоҳ
Фароз овариданду бастанд роҳ.

Барафрӯхтанд оташ аз ҳар ду рӯй
Зи овози гурдони пархошҷӯй.[1]

Ҷаҳон сар ба сар гуфтӣ оҳарман аст,[2]
Ба доман-бар аз остин[3] душман аст.

Зи бонги табира ба санг-андарун
Бидаррид дил дар шаби тирагун.[4]

Сапеда баромад зи кӯҳи Сиёҳ,
Сипаҳдори Эрон ба пеши сипоҳ.

Ба осуда асп андаровард пой,
Ялонро ба ҳар сӯ ҳаме сохт ҷой.

Сипаҳро сӯи маймана кӯҳ буд,
Зи ҷанги далерон беандӯҳ буд.

Сӯи майсара рӯди оби равон,
Чунон дархур омад, ки танро равон.

Ҳам эдун пиёда паси найзадор,
Або ҷавшану тири оҳангузор.[5]

Камонҳо фиканда ба бозу-дарун,
Ҳаме аз ҷигаршон биҷӯшид хун.

---

1. - б. 282, 283 нест.
2. И - Ту гуфтӣ ҷаҳон сар ба сар оҳан аст.
3. И - Замин осмонро магар.
4. Им - қиргул.
5. ЛМ - Таркашу тири ҷавшангузор;
   ТПЗ - Пиёда ки буд дархури корзор,
   Бифармуд, то пеши рӯи савор
   Сафе баркашиданд найзаварон
   Сипардор бо бодпоён сарон.

Паси пушти эшон саворон ба ҷанг,
К-аз оташ ба ханҷар бибурданд ранг.

Паси пушташон зиндапилон[1] чу кӯҳ,[2]
Замин аз паи пил гашта сутӯҳ.

Дурафши хуҷаста миёни сипоҳ,
Зи гавҳар дурафшон ба кирдори моҳ.[3]

Дурахшидани теғҳои бунафш
Аз он сояи коваёнӣ дурафш.

Ту гуфтӣ, ки андар шаби тирачеҳр,
Ситора ҳаме барфишонад сипеҳр.

Биёрост лашкар ба сони биҳишт,
Ба боғи вафо сарви кина бикишт.

Фарибурзро дод пас маймана,
Паси пушти лашкар Ҳаҷиру буна.

Гуроза[4] сари тухмаи Гевгон,
Завора[5] нигаҳбони тахти каён.

Ба ёрӣ Фарибурз бархостанд,
Ба[6] як рӯй лашкар биёростанд.

Ба Руҳҳом фармуд пас паҳлавон,
Ки "Эй тоҷу тахту хирадро равон,[7]

Бирав бо саворон сӯи майсара,
Ба кирдори наврӯзхур аз бара.

---

1. Л- пушти лашкар зи пилон.
2. И - Паси пушти лашкар зи пилон гурӯҳ.
3. Л - пас аз б. 294 ин б. омада:
   Зи пилон замин сар ба сар нилгун,
   Зи гарди саворон ҳаво ҷӯши хун.
4. И - Завора.
5. И - Гуроза.
6. Л - Зи.
7. И - номвар шери равшанравон.

Барафрӯз лашкар ту аз фарри хеш,
Сипаҳро ҳаме дор дар барри хеш.

Бад-он обгун ханҷари невсӯз,
Чу шери жиён аз*[1] ялон разм тӯз!

Бирафтанд ёрон-ш бо ӯ ба ҳам,
Зи гурдони лашкар яке Густаҳам.

Дигар Гаждаҳам размро ногузир,
Фурӯҳил, ки бугзорад аз чарх тир.

Бифармуд бо Гев, то даҳ ҳазор
Бирафтанд баргустувонвар савор.

Супурд он замон пушти лашкар бад-ӯй,
Ки буд ҷои гурдони пархошҷӯй.

Бирафтанд бо Гев ҷанговарон
Чу Гургину чун Зангаи Шоварон.

Дурафше фиристоду сесад савор*[2]
Нигаҳбони лашкар сӯи рӯдбор,[3]

Ҳам эдун фиристод бар сӯи кӯҳ,
Дурафшеву сесад зи гурдон гурӯҳ.

Яке дидабон бар сари кӯҳсар[4]*[5]
Баромад, баровард аз анбӯҳ сар.[6]

Шабу рӯз гардан барафрохта,
Аз он дидагаҳ дида бартохта.

Бичустӣ ҳаме роҳи туронсипоҳ,
Паи мӯрро гар бидидӣ ба роҳ.

---

1. М - бо.
2. М - фиристод бо се ҳазор.
3. И -б. 310 нест.
4. И -кӯҳсар.
5. М - кӯҳ бар.
6. И - Нигаҳбони рӯзу ситорашумор.

Зи дида хурӯшидан оростӣ
Бигуфтиву Гударз[1] бархостӣ.

Бад-он сон биёрост он размгоҳ,
Ки разм орзӯ кард хуршеду моҳ.

Чу солор шоиста бошад ба ҷанг,
Натарсад сипоҳ аз диловар наҳанг.

В-аз он пас биёмад ба солоргоҳ,
Ки дорад сипаҳро зи душман нигоҳ.

Дурафши дилафрӯз бар пой кард,
Ялонро[2] ба қалб-андарун ҷой кард.

Саронро ҳама хонд наздики хеш,
Паси пушт Шедушу Фарҳод пеш.[3]

Сипаҳдор Гударзашон дар миён,
Дурафш аз бараш сояи коваён.

Ҳаме бистад аз моҳу хуршед нур,
Нигаҳ кард Пирон ба лашкар зи дур

Бад-он созу он лашкар оростан,
Дил аз ранҷу тимор баркостан.

Дару дашту кӯҳу биёбон синон,
Инон бофта сар ба сар дар инон.

Сипаҳдори Турон*[4] ғамӣ гашт сахт,
Барошуфт бо тирахуршеди[5] бахт.

---

1. И - Ба Гударз гуфтиву.
2. И - сипарҳо
3. ТПЗИМ - Ба дасти чапаш размдида Ҳаҷир
Сӯи рост Катмораи шергир
Бубастанд з-оҳан ба гирдаш сарой
Паси пушт пилони ҷангӣ ба пой.
4. М - туркон.
5. И - тирауммеду.

В-аз он пас нигаҳ кард ҷои сипоҳ,
Наёмад-ш бар орзу размгаҳ.*[1]

На овардгаҳ диду на ҷои саф,
Ҳаме барзад аз хашм кафро ба каф.

Бар он сон ки омад, бибоист сохт,
Чу сӯи ялон асп боист тохт.

Пас аз номдорону гурдони хеш,
Касе к-ӯ кунад ҷангро даст пеш,

В-аз он ҷангсозони*[2] Афросиёб
Касе к-ӯ бад-ин[3] кина гирад шитоб,

Гузин кард шамшерзан сӣ ҳазор,
Ки буданд шоистаи корзор,

Ба Ҳумон супурд он замон қалбгоҳ
Сипоҳи ҳизабрафкану размхоҳ.

Бихонд Андаримону Арҷоспро,
Ниҳодӣ сипаҳ род Бурҷоспро.

Чапи размгоҳаш бад-эшон супурд,
Або сӣ ҳазор аз далерони гурд.

Чу Лаҳҳоки ҷангиву Фаршедвард,
Або сӣ ҳазор аз ялони набард

Гирифтанд бар маймана ҷойгоҳ,
Замин сар ба сар гашт аз оҳан сиёҳ.

Чу Зангӯлаи гурду Калбодро,
Сипаҳрам, ки буд рӯзи фарёдро,

Фиристод бо найзавар даҳ ҳазор
Ба пушти саворони ханҷаргузор.

---

1. М -б. 326 нест.
2. М - ҷанговарон.
3. И - каш бад-он.

Бурун рафт Рӯини рӯинатан
Або даҳ ҳазор аз ялони Хутан,

Бад-он то дар он бешазорон чу шер
Камингаҳ кунад бо ялони далер.

Талоя фиристад ба рӯду ба кӯҳ,
Сипаҳдори Эрон шавад з-он сутӯҳ.

Гар аз размгаҳ пай ниҳад пештар,
Бичунбад абар хештан бештар.

Сипаҳдор Рӯин ба кирдори шер
Паси пушти ӯ андарояд далер.

Ҳамон дидабон бар сари[1] кӯҳсор,
Нигаҳбони рӯзу[2] ситорашумор,

К-аз эрониён гар саворе зи дур
Инон тофтӣ сӯи солори Тур,

Нигаҳбони дида гирифтӣ хурӯш,
Ҳама размгаҳ омадӣ з-ӯ ба ҷӯш.

## РАФТАНИ БЕЖАН БА НАЗДИ ГЕВ БА РАЗМ ХОСТАН

Ду лашкар ба рӯй андаровард рӯй
Ҳама номдорони пархошҷӯй.

Чунин истода се рӯзу се шаб,
Ту гуфтӣ якеро наҷунбид лаб.

Ҳаме гуфт Гударз, гар ҷои хеш
Супорам бад-эшон, ниҳам пой пеш,

Сипоҳ андарояд паси пушти ман,
Намонад ба ҷуз бод дар мушти ман.

1. И- дидбонгурд.
2. И - Нигаҳбон буду.

Шабу рӯз бар пой пеши сипоҳ
Ҳамеҷуст некахтари ҳуру моҳ,

Ки то рӯзгоре ки некахтар аст,
Кадом аст ҷунбиш киро дарх(в)ар аст.

Куҷо бардамад бод рӯзи набард,
Ки чашми саворон бипӯшад ба гард.

Бар эшон биёбам магар дастгоҳ,
Ба кирдори бод андарорам сипоҳ.

В-аз он рӯй Пирон[1] ниҳода ду чашм,
Ки Гударзро дил биҷӯшад зи хашм,

Кунад пушт пардахту ронад сипоҳ,
Камин андарорад ба пушташ зи роҳ.

Ба рӯзи чаҳорум зи пушти сипоҳ
Бишуд Бежани Гев то қалбгоҳ.

Ба пеши падар шуд ҳама ҷома чок,
Ҳаме б-осмон барпароканд хок.

Ҳаме гуфт, к-эй боби корозмой,
Чароӣ бар ин*[2] хира будан ба пой?

Ба панҷум фароз омад ин рӯзгор,
Шабу рӯз осоиш омад зи кор.

На хуршед шамшери гурдон бидид,
На гарде ба рӯи ҳаво бардамид.

Саворон ба хафтону хӯд-андарун,
Якеро ба раг дарнаҷунбид хун.[3]

1. И - ва Пирон ҳам эдун.
2. М - чӣ дони чунин.
3. И - Якеро надиданд олуда хун;
ТПЗ - Дар Эрон ҳама зери бор- андаранд.
На охир ба рангу нигор -андаранд.

Ба Эрон пас аз Рустами номдор
Набудӣ чу Гударз дигар савор.

Кунун то биёмад зи ҷанги Пашан,
Аз он куштану размгоҳи гашан.

Ба Лодан, ки чандин писар кушта дид,
Сари бахти эрониён гашта дид,

Ҷигархаста гаштасту гумкардароҳ,
Нахоҳад, ки бинад ҳаме размгоҳ.

Ба пириш-бар чашм бояд фиканд,
Ниҳодаст сар сӯи чархи баланд.

Сипаҳдор, к-ӯ ношумурда сипоҳ
Ситора шуморад ҳаме гирди моҳ.

Ту бишнос, к-андар танаш нест хун,
Шуд аз ҷанги ҷанговарон ӯ[1] забун

Шигифт аз ҷаҳондида Гударз нест,
Ки ӯро равон худ бад-ин марз нест.

Шигифт аз ту дорам ҳаме,*[2] эй падар,
Ки шери жиён аз ту ҷӯяд[3] ҳунар.

Ду лашкар ҳаме бар ту доранд чашм,
Яке тез кун мағзу бинмой[4] хашм.

Кунун чун ҷаҳон гарму равшан ҳаво
Бигирад ҳаме размi лашкар наво,

Чунин*[5] рӯзгори хушӣ бугзарад,
Чу пӯлод рӯи замин бифсурад.

1. И - ӯ ҷанги турониёнро.
2. М - ояд моро.
3. И-гирад.
4. И - бифрӯз.
5. М - чу ин.

Чу бар найзаҳо гардад афсурда чанг,[1]
Паси пушт барф ояду пеш ҷанг.

Кӣ ояд зи гурдон ба пеши сипоҳ,
Ки овард гирад бар ин размгоҳ?

В-ар эдун, ки тарсӣ ҳаме аз камин,
Зи ҷанговарону зи мардони кин,

Ба ман дод бояд саворе ҳазор,
Гузини ман андархури корзор.

Барорем гард аз камингоҳашон,
Сар афшон кунем аз бари моҳашон.

Зи гуфтори Бежан бихандид Гев,
Басе офарин хонд бар пури нев.

Ба додор гуфт, аз ту дорам сипос
Ту додӣ маро пури некишинос.

Ҳамаш зӯр додӣ, ҳамаш ҳушу*[2] дин,
Шиносои ҳар кору ҷӯёи кин.

Ба ман бозгашт ин диловар ҷавон
Чунон чун бувад баччаи паҳлавон.

Чунин гуфт мар ҷуфтро наррашер,
Ки фарзанди мо гар набошад далер,

Бибуррем аз ӯ меҳру пайванд пок,
Падар-ш оби дарё бувад, мом хок.

Валекин ту, эй пури чирасухун,
Забон бар ниё баркушода макун,

Ки ӯ кордида-сту донотар аст,
Бар ин лашкари номвар меҳтар аст.

1. И - ҷанги саворону.
2. М - додиву ҳам фарру.

Касе к-ӯ бувад судаи рӯзгор,
Набояд ба ҳар кораш омӯзгор.

Саворони мо гар ба бор-андаранд,
На туркон ба рангу нигор-андаранд.

Ҳама шӯрбахтанду баргаштасар,
Ҳама дида пуробу хунин ҷигар.

Ҳаме хоҳад ин пири корозмой,
Ки туркон ба ҷанг андароранд пой.

Паси пушташон дур гардад зи кӯҳ,
Барад лашкари кинавар ҳамгурӯҳ.

Бубинӣ ту кӯполи Гударзро
Ки чун дарнавардад ҳама марзро.

Ва дигар, ки аз ахтари неку бад
Ҳаме гардиши чархро бишмарад.

Чу пеш ояд он рӯзгори беҳӣ,
Кунад рӯи гетӣ зи туркон тиҳӣ.

Чунин гуфт Бежан ба пеши*[1] падар,
Ки "Эй паҳлавони ҷаҳон сар ба сар,

Хуҷаста ниёро, ки ин аст[2] рой,
Сазад, гар надорем румӣ[3] қабой.

Шавам, ҷомаи разм[4] берун кунам,
Ба май рӯи пажмурда гулгун кунам.

Чу ояд ҷаҳонпаҳлавонро ба кор,
Биёям камарбастаи корзор".

1. М- фаррух.
2. И -агар нест.
3. И - аз оҳан. ИМ - ҷавшану худ.
4. И -бастан.

## ДАСТУРИИ НАБАРД ХОСТАНИ ҲУМОН АЗ ПИРОН

В-аз он лашкари турк Ҳумон далер
Биёмад ба пеши бародар чу шер,

Ки эй паҳлавони рад, Афросиёб,
Гирифт андар ин ҷанг моро шитоб.

Ба панҷум фароз омад ин рӯзгор,
Миён баста дар*[1] ҷанг чандин савор,

Аз оҳан миён судаву дил зи кин,
Ниҳода ду дида ба Эронзамин.

Чӣ дорӣ ба рӯй андаровард рӯй,
Чӣ андеша дорӣ ба дил-дар, бигӯй?

Гарат рои ҷанг аст, ҷанг озмой,
В-агар рои баргаштан, эдар мапой,

Ки нанг аст*[2] бар ту, аё паҳлавон,
Бар ин кор хандид*[3] пиру ҷавон.

Ҳамон лашкар аст ин, ки аз мо ба ҷанг
Бирафтанду рафта зи рух обу ранг.

Аз эшон ҳама размгаҳ кушта буд,
Замин сар ба сар ҷӯи хун гашта буд.

На з-ин номдорон саворе кам аст,
На он дударо паҳлавон Рустам аст.

В-арат[4] орзу нест хун рехтан,
Нахоҳӣ[5] ҳаме лашкар ангехтан,

1. М -бар.
2. М - аз ин.
3. М - ханданд.
4. И - гарат.
5. И - Наҷуӣ.

Зи ҷанговарон баҳрае баргузин,
Ба ман деҳ, ту бингар бад-ин дашти кин”.

Чу бишнид Пирон зи Ҳумон сухун,
Бад-ӯ гуфт: “Маштобу тундӣ макун.

Бидон, эй бародар, ки ин размхоҳ,
Ки омад бари ман чунин бо сипоҳ,

Гузини бузургони Кайхусрав аст,
Сари номдорону ҳам паҳлав аст.

Яке он ки Кайхусрав аз шоҳи ман
Ҳаме сар фарозад[1] ба ҳар анҷуман.

Ва дигар, ки аз паҳлавонони шоҳ
Надонам чу Гударз касро ба ҷоҳ.[2]

Ба гарданфарозиву мардонагӣ,
Ба рои ҳушивору фарзонагӣ,

Се дигар, ки пурдоғ дорад ҷигар,
Пур аз хун*[3] дил аз дарди чандон писар,

Ки аз тан сароншон ҷудо мондаем,
Заминро ба хун гард биншондаем.

Кунун то ба тан-ш-андарун ҷон бувад,
Бар ин кина чун мор печон бувад.

Чаҳорум ду[4] лашкар миёни ду кӯҳ
Фароз оваридаст карда гурӯҳ.[5]

Зи ҳар сӯ, ки ҷӯӣ, бад-ӯ роҳ нест,
Барандеш, к-ин ранҷ кӯтоҳ нест.

1. И - барорад.
2. И - кас кинахоҳ.
3. М - кин.
4. И - ки.
5. И-фуруд оварида гурӯҳогурӯҳ.

Бикӯшид бояд бад-он то магар
Аз он кӯҳбора*[1] бароранд сар.

Магар монда гарданду сустӣ кунанд,
Ба ҷанг-андарун пешдастӣ кунанд.

Чу аз кӯҳ берун кашад лашкараш,
Яке тирборон кунам бар сараш.

Чу девор гирд андароремашон,
Чу шери жиён ҷон бароремашон.

Бар эшон бигардад ҳама коми мо,
Барояд ба хуршед-бар номи мо.

Ту пушти сипоҳиву солори шоҳ
Бароварда аз чарху кайвон кулоҳ.

Касе к-ӯ ба номи баландаш ниёз
Набошад, чӣ гардад ҳаме гирди оз?

Ва дигар, ки аз номдорон ба ҷанг
Наёяд касе*[2] пеши ғуррон паланг.

Зи гурдон касеро абеномтар
Ба ҷанги далерон беоромтар,

Зи лашкар фиристад ба пешат ба кин,
Агар барнавардӣ бар ӯ-бар замин,

Туро ном аз ӯ бар набошад баланд,
Бар эрониён низ н-ояд газанд.[3]

В-агар бар ту-бар даст ёбад ба хун,
Шаванд ин далерони туркон забун".

Нигаҳ кард Ҳумон ба гуфтори ӯй,
Ҳаме хира донист кирдори ӯй.

1. М - кӯҳ поя.
2. М - ҳаме.
3. И-б. 431-433 нест.

Чунин дод посух, к-аз Эрон савор
Кӣ ояд, ки[1] бо*[2] ман кунад корзор?

Туро худ ҳамин меҳрубонист хӯй,
Маро корзор омадаст орзуй.

В-агар, к-ат*[3] ба кинҷустан оҳанг нест,
Ба ҷонат-дарун[4] оташи ҷанг нест.

Шавам, чармаи гомзан зин кунам,
Сапедадамон ҷустани кин кунам.

## РАЗМ ХОСТАНИ ҲУМОН АЗ РУҲҲОМ

440 Чу омад ба лашкаргаҳи хеш боз,
Ҳаме суд дандон ба сони гуроз.

Нишаст аз бари зин сапедадамон
Чу шери жиён бо яке тарҷумон.

Биёмад ба наздики эронсипоҳ
Пур аз ҷанг дил, сар[5] пур аз кини шоҳ

Чу Пирон бидонист, к-ӯ шуд ба ҷанг,
Бар ӯ-бар ҷаҳон гашт з-андӯҳ[6] танг.

Биҷӯшидаш аз кори Ҳумон ҷигар,
Яке достон ёд кард аз падар,

445 Ки доно ба ҳар кор созад диранг,
Сар андарнаёрад ба пайкор танг.

Сабуксор тундӣ намояд нахуст,
Ба фарҷоми кор андуҳ орад дуруст.

1. И- Надонам, ки.
2. М- набошад, ки бар.
3. М-туро гар.
4. ИМ – дил андарун.
5. И-ранг рух, дил.
6. И- шуд зи андӯҳ.

Забоне ки андар сараш мағз нест,
Агар дур биборад ҳамон, нағз нест.

Чу Ҳумон бад-ин разм тундӣ намуд,
Надонам чӣ орад ба фарҷом суд?

Ҷаҳондовараш бод фарёдрас,
Ҷуз ӯяш набинам ҳаме ёр кас.

Чу Ҳумони Виса бад-он размгоҳ,
Ки Гударзи Кашвод[1] буд бо сипоҳ,

Биёмад, ки ҷӯяд зи гурдон*[2] набард,
Нигаҳбони лашкар бар ӯ бозх(в)ард.

Талоя биёмад бари*[3] тарҷумон,
Саворони Эрон ҳама бадгумон.

Бипурсид, к-ин гурди пархошҷӯй
Ба хира ба дашт-андар овард рӯй,

Куҷо рафт хоҳад ҳаме чун наванд,
Ба чанг- андарун гурзу бар зин каманд?

Ба эрониён гуфт пас тарҷумон,
Ки омад гаҳи теғу гурзу[4] камон,*[5]

Ки ин шердил номбардор мард,
Ҳаме бо шумо кард хоҳад набард.

Сари висагон аст Ҳумон ба ном
Ки теғаш дили шер дорад ниём.

Чу диданд эрониён гурзи ӯй,
Камарбастану хусравӣ бурзи ӯй,

1. И-Биёмад, ки Гударз.
2. М- зи гурдон бихоҳам.
3. М- сӯи.
4. И-гурзу тиру.
5. М- г аро.

Ҳама дашти*[1] найзагузорон зи кор
Фурӯ монд аз фарри он номдор.

Ҳама яксара бозгаштанд аз ӯй,
Сӯи тарҷумонаш ниҳоданд рӯй,

Ки рав пеши Ҳумон, ба туркизабон
Ҳама гуфтаи мо бар ӯ-бар бихон,[2]

Ки моро ба ҷанги ту оҳанг нест,
Зи Гударз дастурии ҷанг нест.

Агар ҷангҷӯӣ, кушодаст роҳ
Сӯи номвар паҳлавони сипоҳ.

Зи солори гурдони гарданкашон
Ба Ҳумон бидоданд як-як нишон,

Ки гурдон кадоманду лашкар*[3] куҷост,
Кӣ дорад чапи лашкару дасти рост.

В-аз он сӯ ҳаюни таковар давон
Талоя бияфканд зӣ паҳлавон,

Ки Ҳумон аз он размгаҳ чун паланг,
Сӯи паҳлавон андаромад[4] ба ҷанг.

Зи пеши талоя чу Ҳумон бирафт,
Биёмад ба наздики Руҳҳом тафт.

В-аз он ҷо хурӯше баровард сахт,
Ки эй пури солори ҳушёрбахт,[5]

Биҷунбон инон андар ин размгоҳ,[6]
Миёни ду саф баркашида сипоҳ,[7]

---

1. М- дасти.
2. И-Ту дар пеши Ҳумон бихон.
3. М- кеҳтар куҷой асту меҳтар.
4. И-ба сӯи сипоҳ омад андар.
5. И-б. 468, 469 нест.
6. И-бад-ин лашкар андар инон.
7. И-баргирифта синон.

Чапи лашкару ҷанги шерон туӣ,
Нигаҳбону солори Эрон туӣ.[1]

Ба овард бо ман бибояд-т гашт,
Сӯи рӯд хоҳиву гар кӯҳу[2] дашт.

В-агар ту наёӣ, магар Густаҳам
Биёяд дамон бо Фирӯҳил ба ҳам,

Ки ҷӯяд набардам зи кундоварон*[3]
Ба теғу синону[4] ба гурзи гарон.

Ҳар он кас, ки пеши ман ояд ба кин,
Замона бар ӯ дарнавардад замин.

В-агар теғи моро бубинад ба ҷанг,
Бидаррад дили шеру чарми паланг".

Чунин дод Руҳҳом посух бад-ӯй,
Ки "Эй номбардори*[5] пархошҷӯй,

Зи туркон туро бихрад ангоштем,
Ҷуз он гуна ҳастӣ, ки пиндоштем,

Ки танҳо бар ин размгоҳ омадӣ,
Диловар ба пеши сипоҳ омадӣ.

Бар онӣ, ки андар ҷаҳон теғдор
Набандад камар ҷуз ту дигар*[6] савор.[7]

Яке достон аз каён ёд кун,
Зи доми хирад гардан озод кун,

1. И-б. 471 нест.
2. И-бо сӯи.
3. М- ҷанговарон.
4. И-тиру камону.
5. М- номвар гурди.
6. М- низ чун ту.
7. И-чун ту як ном.

Ки ҳар, к-ӯ ба ҷанг андарояд нахуст,
Раҳи бозгаштан набояд-ш ҷуст.[1]

Аз инҳо, ки*[2] ту ном бурдӣ ба ҷанг,
Ҳама ҷангро тез доранд ҷанг.

Валекин ту фармони солори шоҳ
Набошад, насозад касе размгоҳ.

Агар ҷанги гурдон биҷӯӣ ҳаме,
Сӯи паҳлавон чун напӯӣ ҳаме?

Зи Гударз дастурии ҷанг хоҳ,
Пас аз мо ба ҷанг-андар оҳанг хоҳ".

Бад-ӯ гуфт Ҳумон, ки "Хира магӯй,
Бад-ин рӯй бо ман баҳона маҷӯй.

Ту ин найзаро дуки риштан гузин,
На марди савորониву дашти кин".

## РАЗМ ХОСТАНИ ҲУМОН АЗ ФАРИБУРЗ

В-аз он ҷо ба қалби сипаҳ баргузашт,
Дамон то бад-он сӯи лашкар гузашт.

Ба назди Фарибурз бо тарҷумон
Биёмад ба кирдори пили дамон.

Яке бархурӯшид, к-"Эй баднишон,
Фурӯ бурда гардан зи гарданкашон,

1. ТПЗ - Наандешӣ аз теғи Геви далер,
Ки Пирон бародар-т он наррашер.
Ду гӯшаш ба ханҷар-ш сӯрох кард,
Дили гурди Турон пур аз рох кард.
Бирав боз гард, эй набардаставор,
Чу огаҳ шавад Геви ял номдор.
Биёяд, бибуррад ду гӯшат ба зор,
Шавӣ назди турониён сахт хор.

2. М-ин ҳар ки.

Саворону пилону зарринакафш
Туро буду бо ковиёнӣ дурафш.

Ба туркон супурдӣ ба рӯзи набард,
Ялонат ба Эрон нахонанд мард.

Ту солор будӣ, шудӣ зердаст,
Камар*[1] бандагиро бибояд-т баст.[2]

Сиёвахши радро бародар туӣ,
Ба гавҳар зи солор бартар тӯӣ.

Ман аз тухмаи Тури туроншаҳам,
Ба гавҳар магар бо ту худ ҳамраҳам.

Ту бошӣ сазовори[3] кин хостан,
Ба кина[4] туро бояд оростан.

Яке бо ман акнун ба овардгоҳ
Биё, то бигардем[5] пеши сипоҳ.

Ба хуршеди тобон барояд-т ном,
Чу[6] пеши ман эдар[7] гузорӣ ту гом.

В-агар ту наёӣ ба ҷангам, равост,
Завора, Гуроза нигар то куҷост.

Касеро зи гурдон ба пеши ман ор,
Ки бошад зи эрониён номдор".

Чунин дод посух Фарибурз боз,
Ки "Бо*[8] шери дарранда кина масоз.

---

1. М- миён.
2. И- Чу солор бошӣ, шавӣ зердаст,
Миён бандагиро бибояд бубаст.
3. И-Туро бояд имрӯз.
4. И-кин мар.
5. И-бояд-т гаштан ба.
6. И-ки.
7. И-андар.
8. М-Эй.

Чунин аст фарҷоми рӯзи набард,
Яке шод, пирӯзу дигар ба дард.

Чу пирӯз гаштӣ,*[1] битарс аз газанд,
Ки яксон нагардад сипеҳри баланд.

Ситеза ба ҷое расонад сухан,
Ки вайрон кунад хонумони куҳан.[2]

Дурафш ар зи ман шоҳ бистад, равост,
Бад-ӯ дод пилону лашкар, ки хост.

Ба кини каён аз паси Кайқубод,
Касе к-ӯ кулоҳи меҳӣ[3] барниҳод.

Камар баст, то гетӣ озод кард,
Сипаҳдор Гударзи Кашвод кард.

Ҳамеша ба пеши сипаҳ кинахоҳ
Падар бар падар неву солори шоҳ.

Ва дигар, ки аз гурзи ӯ бегумон
Сар ояд ба солоратон-бар замон.

Сипаҳро бад-ӯяст фармони ҷанг,
Бад-ӯ боз гардад ҳама ному нанг.

Агар бо туам ҷанг фармон диҳад,
Диламро бар он доғ дармон диҳад.

Бубинӣ, ки ман сар чи гуна зи нанг
Ба гардун барорам ба майдони ҷанг".

Чунин посухаш дод Ҳумон, ки бас,
Ба гуфтор бинам туро дастрас.

Бад-ин теғ, к-андар миён бастаӣ,
Зи мардони ҷангӣ киро ҳастаӣ?*[4]

1. М-бошӣ.
2. И-б. 505 нест.
3. И- кай.
4. М - ҷанги саворон чаро растаӣ?

Бад-ин гурзи нохуб кун корзор,
Ки бар таргу ҷавшан наёяд ба кор.

## РАЗМ ХОСТАНИ ҲУМОН АЗ ГУДАРЗ

Аз он ҷо бад-он чирагӣ[1] бозгашт,
Ки гуфтӣ магар шери бад соз гашт.

Камарбастаи кини озодагон
Ба наздики[2] Гударзи Кашводагон.

Биёмад,[3] яке бонг барзад баланд,
Ки “Эй пурманиш[4] меҳтари девбанд,

Шунидам ҳама, ҳар чи[5] гуфтӣ ба шоҳ,
В-аз он пас кашидан сипаҳро[6] ба роҳ.

Ҳамон ҳадяи шоҳу паймони ту,
Ба Пирони солору фармони ту.

Фиристода омад ба туронсипоҳ
Гузин пури ту Геви лашкарпаноҳ.[7]

В-аз он пас, ки савганд хӯрдӣ ба шоҳ,
Ба хуршеду моҳу ба тахту кулоҳ,

Ки гар чашми ман дар гаҳи корзор
Ба Пирон фитад, з-ӯ барорам димор.

Чу шери жиён лашкар оростӣ.
Ҳаме б-орзу ҷанги мо хостӣ.

Кунун аз паси кӯҳ чун мустаманд
Нишастӣ ба кирдори ғурми нажанд.

1. И - тирагӣ
2. И -Биёмад ба.
3. И-у дидаш.
4. И-барманиш.
5. И-ҳама ҷо.
6. И-ҷо сипаҳ баркашидӣ.
7. И-б. 522 нест.

Чунон ҳамчу нахчир, к-аз наррашер
Гурезону шер аз пас- андар далер,

Гузинад ба беша-дарун ҷои танг,
Наҷӯяд зи тимори ҷон ному нанг.

Яке лашкаратро ба Ҳумон[1] гузор,
Чӣ дорӣ сипоҳ аз паси[2] кӯҳсор?

Чунин буд[3] паймонт бо шаҳрёр,
Ки бар кина дар[4] кӯҳ гирӣ ҳисор?"

Бад-ӯ гуфт Гударз, к- "Андеша кун,
Ки бошад сазо бо ту гуфтан сухун.

Чу посух наёбӣ кунун з-анҷуман,
Ба бедонишӣ барниҳӣ он ба ман.

Ту бишнав,*[5] ки аз шоҳ фармони ман
Ҳаме буд савганду паймони ман.

Кунун к-омадам бо сипоҳи гарон,
Аз Эрон гузида диловар сарон.

Шумо ҳам ба кирдори рӯбоҳи пир-
Ба беша-дар аз бими нахчиргир.

Ҳаме чора созеду дастону банд,
Гурезон зи гурзу синону каманд.

Далерӣ макун, ҷанги моро махоҳ,
Ки рӯбоҳ бо шер н-ояд ба роҳ".

Чу Ҳумон зи Гударз посух шунид,
Чу шер андар он размгаҳ[6] бардамид.

---

1. И-ҳомун.
2. И- сипаҳро сӯи.
3. И-ҷуз ин нест.
4. И-кинагаҳ.
5. М-бишнос.
6. И-овардгаҳ.

Ба Гударз гуфт: “Ар наёӣ ба ҷанг,
Ту бо ман на з-он аст, к-ояд-т нанг.

Аз он пас, ки ҷанги Пашан дидаӣ,
Сар аз разми туркон бипечидаӣ.

Ба Лодан ба ҷанг озмудӣ маро,
Ба овардгаҳ-дар ситудӣ маро.

В-ар эдун, ки ҳаст ин ки гӯӣ ҳаме
В-аз ин гуфта кирдор ҷӯӣ ҳаме.

Яке баргузин аз миёни сипоҳ,
Ки бо ман бигардад ба овардгоҳ,

Ки ман бо Фарибурзу Руҳҳом ҷанг
Биҷустам ба сони диловар наҳанг.

Бигаштам саросар ҳама анҷуман
Наёмад зи гурдон касе пеши ман.

Ба Гударз буд банди пайкорашон,
Шунидан наарзид гуфторашон.

Ту онӣ, ки гӯӣ ба рӯзи набард
Ба ханҷар кунам лола бар кӯҳ зард.

Яке бо ман эдар ба[1]*[2] ин кинагоҳ
Бигардад ба гурзи гарон кинахоҳ.

Фаровон писар дорӣ, эй номвар,
Ҳама баста бар ҷанги мо-бар камар.

Якеро ба пеши ман овар ба ҷанг,
Агар ҷангҷӯӣ, чӣ ҷӯӣ диранг?”

Бас андеша кард андар он паҳлавон,
Ки пешаш кӣ ояд ба ҷанг аз гавон.

1. И- ояд бар.
2. М-эдун.

Гар аз номдорон ҳизарби дамон
Фиристам ба наздики ин бадгумон,

Шавад кушта, Ҳумон бар ин размгоҳ,
Зи туркон наёяд касе кинахоҳ.[1]

Дили паҳлавоншон бупечад зи дард,
В-аз он пас ба тундӣ наҷӯяд набард.

Сипоҳаш ба кӯҳи Канобад шавад,
Ба ҷанг- андарун дасти мо бад шавад.

В-ар аз номдорони ин анҷуман
Яке[2] кам шавад, гум шавад номи ман.

Шикаста шавад дил ялонро ба ҷанг,
Насозанд аз он пас ба ҳомун диранг.

Ҳамон беҳ, ки бо ӯ насозем кин,
Бар ӯ - бар бубандем роҳи камин.[3]

Магар чира*[4] гарданду ҷӯянд*[5] ҷанг,
Сипоҳ эдар ояд аз он ҷои танг.

Чунон дод посух ба Ҳумон, ки рав,
Ба гуфтор тундиву дар кор нав.

Чу дар пеши ман баркушодӣ забон,
Бидонистамат ошкору ниҳон.

Касеро зи туркон набошад хирад,
К-аз андешаи хеш ромиш барад.

Надонӣ, ки шери жиён рӯзи ҷанг
Наёлояд аз хуни рӯбоҳ чанг.

---

1. И-б. 549-553 нест.
2. И- касе.
3. И-б. 588 нест.
4. М-хира.
5. М-созанд.

Ва дигар ду лашкар чунин сохта,
Ҳама ҷангро гардан афрохта.*[1]

Ба кина ду тан пеш созанд ҷанг,
Ҳама номдорон бихоянд ҷанг.

Сипаҳро ҳама пеш бояд шудан,
Ба андӯҳ захме бибояд задан.

Ту акнун сӯи лашкарат боз шав,
Барафроз гардан ба солори нав,

К-аз эрониён чанд ҷустам набард,
Назад пеши ман кас ҷуз аз боди сард,

Бар ин размгаҳ бар шавад номи ту,
Зи Пирон барояд ҳама коми ту.

Бад-ӯ гуфт Ҳумон ба бонги баланд,
Ки “Гурдон кадоманду солор чанд?

Яке достон аз ҷаҳондор шоҳ
Ба ёд оварам андар ин*[2] размгоҳ,

Ки тахти каён ҷуст хоҳӣ, маҷӯй,
Чу ҷӯӣ, зи оташ мабартоб рӯй.

Туро орзу ҷангу пайкор нест,
В-агар гулчинӣ, роҳ бехор нест.

Надорӣ аз эшон яке шермард,
Ки бо ман кунад пеши лашкар набард.

Ба чора ҳаме боз гардониям,
Нагирам фиребат агар дониям”.

Ҳама номдорони пархошҷӯй
Ба Гударз гуфтанд, к-”Ин аст рӯй,

1. М-ҳамон бодпоён сар афрохта.
2. М-ман бад ин.

Ки аз мо якеро ба овардгоҳ
Фиристӣ ба наздики ӯ кинахоҳ”.

Чунин гуфт Гударз, к-”Имрӯз рӯй
Надорад шудан ҷангро пеши ӯй”.

Чу Ҳумон зи гуфтор баргашт сер,
Барошуфт бар сони шери далер.

Бихандиду рӯй аз сипаҳбад битофт,
Сӯи рӯзбонони лашкар шитофт.

Камонро ба зеҳ карду з-эшон чаҳор
Бияфканд з-асп андар он марғзор.

Чу он рӯзбонони лашкар зи дур
Бididанд захми сарафроз тур,

Раҳаш боз доданду бугрехтанд,
Ба овард бо ӯ наёвехтанд.

Ба боло баромад ба кирдори маст,
Хурӯшаш ҳаме кӯҳро кард паст.

Ҳаме найза баргошт бар гурз сар,
Ки Ҳумони Висаст*[1] пирӯзгар.

Хурӯшидани нои рӯин зи дашт
Баромад, чу найза зи боло бигашт.

Зи шодӣ далерони туронсипоҳ
Ҳаме*[2] тарг суданд бар чарху моҳ.

Чу Ҳумон баромад бар он чирагӣ,
Бупечид Гударз аз он хирагӣ.

Сипаҳдор аз он шарм гашта дижам,
Гирифта бар ӯ хашму тундӣ ситам.[3]

1. М- гурд.
2. М-сари.
3. И-б. 589 нест.

Зи нанг аз далерон биполуд хай,
Сипаҳбад яке ахтар афканд пай,

К-аз эшон буд*[1] ин пешдастӣ ба хун,
Бад ояд ҳаме бар бадӣ раҳнамун.

Ва-аз он пас ба гарданкашон бингарид,
Ки то ҷанги ӯро кӣ ояд падид.

## ОГОҲ ШУДАНИ БЕЖАН АЗ КИРДОРИ ҲУМОН

Хабар шуд ба Бежан, ки Ҳумон чу шер
Ба пеши ниёи ту омад далер.

Зи ҳар сӯ чапи лашкару дасти рост
Зи гарданкашон ҳамнабардон бихост.[2]*[3]

Нарафт аз далерон касе пеши ӯй,
Ба тундиву байғора баргошт рӯй.

Бикушт аз саворони лашкар чаҳор
Ба хок- андар афкандашон хору зор.

Барошуфт бар хештан чун паланг,
Набарди варо тез карда ду чанг.[4]

Бифармуд, то барниҳоданд зин*[5]
Бар он пилпайкар ҳаюни гузин.

Бипӯшид румизиреҳ ҷангро,
Сабук танг барбаст шабрангро.

Ба пеши падар шуд пур аз кимиё,
Сухан гуфт бо ӯ зи баҳри ниё.[6]

1. М-будӣ.
2. И-б. 594 нест.
3. М-Баромад, зи гарданкашон кина.
4. И-99 нест.
5. М-Бад-он бораи пилтан рӯзи кин.
6. И-яке.

Чунин гуфт мар Гевро, к-”Эй падар,
Нагуфтам туро ман ҳама[1] дар ба дар?

Ки Гударзро ҳуш кеҳтар[2] шудаст,
Набинӣ, ба оин,[3] ки дигар шудаст.

Дилаш пурниҳеб асту пурхун ҷигар,
Зи бас дарду тимори[4] чандон*[5] писар,

Ки аз тан сароншон ҷудо гашта буд,
Ҳама размгаҳ сар ба сар кушта буд.

Нишон он, ки турке биёмад далер
Миёни далерон ба кирдори шер.

Ба пеши ниё рафт найза ба даст,
Ҳаме бархурӯшид бар сони[6] маст.

Чунон буд, к-аз он лашкари номдор
Саворе набуд аз дари корзор,

Ки ӯро ба найза барафрохтӣ,
Чӣ[7] бар бобзан мурғ барсохтӣ.

Ту эй меҳрбон боби[8] бисёрҳуш,
Ду китфам[9] ба диръи Сиёвуш бипӯш.

Нашояд ҷуз аз ман, ки бо ӯ набард
Кунад, то барорад зи мардиш гард”.

Бад-ӯ гуфт Гев: “Эй писар, ҳуш дор,
Ба гуфтори ман як замон[10] гӯш дор,

1. И- Туро ман бигуфтам ҳаме.
2. И-камтар.
3. И-Ба дониш бубинӣ
4. ИМ-Зи тимор в-аз дарди.
5. М-чандон
6. ИМ-чун пили.
7. М-Чу.
8. И-марди.
9. И-китфам.
10. ИМ-сар бар сар.

Бигуфтам туро ман, ки тезӣ макун,
Ба Гударз- бар бад магардон сухун,

Ки ӯ кордида-сту донотар аст,
Бар ин лашкари номвар меҳтар аст.

Саворони ҷангиш пеш - андаранд,
Ҳама кинаи*[1] пилро дарх(в)аранд,

Нафармуд бо ӯ касеро набард,*[2]
Ҷавонӣ магар мар туро хира кард,

Ки гардан бад-ин сон барафрохтӣ,
Бад-ин орзу пеши ман тохтӣ.

Наям ман бад-ин кор ҳамдостон,
Мазан низ пешам аз ин достон".

Бад-ӯ гуфт Бежан, ки "Гар коми ман
Наҷӯӣ, нахоҳӣ ҳаме номи ман.

Шавам пеши солор баста камар,
Занам даст бар ҷанги Ҳумон ба бар".

В-аз он ҷо бизад аспу баргошт рӯй,
Ба наздики Гударз шуд пӯяпӯй.

Ситоишкунон пеши ӯ шуд ба дард,
Ҳама достон сар ба сар ёд кард,

Ки "Эй паҳлавони ҷаҳондор шоҳ,
Шиносои ҳар кору зебои гоҳ.

Шигифтӣ ҳаме бинам*[3] аз ту яке,
В-агарчанд ҳастам ба ҳуш андаке,

1. М-кинагаҳ.
2. М-Дилу ҷони ман мекунӣ пур зи дард.
3. М- Саросема бинам ман.

Ки[1] ин размгаҳ бӯстон сохтӣ,
Дил аз кини туркон бипардохтӣ.

Ба ҳафтум фароз омад ин рӯзгор,
Шабу рӯз осоиш омад, на кор,

Ки хуршед шамшери гурдон надид,
На гарде ба рӯи ҳаво бардамид.[2]

Шигифтитар он, к-аз миёни сипоҳ
Яке турки бадбахти гумкардароҳ

Биёмад, ки Яздони некидиҳиш
Ҳаме бад сиголид бар бадкуниш,

Биёвардаш аз пеши туронсипоҳ
Бад-он то ба дасти ту гардад табоҳ,

Ба домомада гӯр бугзоштӣ,
Надонам, к-аз ин дар чӣ пиндоштӣ.

Бар онӣ, ки гар хуни ӯ бедиранг-
Бирезанд, Пирон наёяд ба ҷанг.

Маяндеш, к-ӯ кина беш оварад,
Сипаҳро бад-ин дашт пеш оварад.

Ман инак ба хун ҷангро шустаам[3],
Ҳамон ҷанги[4] ӯро камар бастаам.

Чу дастур бошад маро паҳлавон,
Шавам пеши ӯ чун ҳизабри дамон.

Бифармояд акнун сипаҳбад ба Гев,
Магар, к-он силеҳи Сиёвахши нев,

1. И-к-аз.
2. ТПЗМ - Ба ман гӯй, то ман шавам сӯи ҷанг,
Камарро бубандам дар ин ҷанг танг.
3. И-хуни ҷигар ҳастам.
4. И-хуни.

Диҳад мар маро таргу румизиреҳ,
Зи бандаш кушояд якояк гиреҳ”.

Чу бишнид Гударз гуфтори ӯй,
Бидид он дилу рои ҳушёри[1] ӯй,

Зи шодӣ бар ӯ офарин кард сахт,
Ки “Аз ту магардод ҷовид бахт!

Ту то барнишастӣ ба зини паланг,
Наҳанг аз дам осуду шерон зи ҷанг.

Ту худ ҳеч гуна наёсоиё
Ба ҳар разму ҳар кор пеш оиё.[2]

Ба ҳар корзор - андар оӣ далер,
Ба ҳар ҷанг[3] пирӯз бошӣ чу шер.

Нигаҳ кун, ки бо ӯ ба овардгоҳ
Тавонӣ шудан, з-он пас овард хоҳ.

Ки Ҳумон яке бадкуниш Риман аст,
Ба овард чун кӯҳ дар ҷавшан аст.

Ҷавониву ногашта бар сар сипеҳр,
Надорӣ ҳаме бар тани хеш меҳр.

Бимон то яке размдида ҳизабр,
Фиристам ба ҷангаш чу ғурранда абр.

Бар ӯ тирборон кунад чун тагарг,
Ба сар-бар бидӯзад-ш пӯлодтарг.

Бад-ӯ гуфт Бежан, ки “Эй паҳлавон,
Ҳунарманд бояд диловар ҷавон.

Маро гар надидӣ ба разми Фируд,
Кунун боз бояд зи сар озмуд.

1. И-бедори.
2. И-б. 640 нест.
3. И-кор.

Ба ҷанги Пашан барнаваштам замин,
Надида касе пушти ман рӯзи кин.

Маро зиндагонӣ на андарх(в)ар аст,
Гар аз дигаронам ҳунар камтар аст.

В-агар боздорӣ маро з-ин сухун
Бар ин*[1] рӯй, к-оҳанги Ҳумон макун,

Бинолам ман аз паҳлавон пеши шоҳ,
Нахоҳам камар з-ин сипас, на кулоҳ”.

Бихандид Гударзу з-ӯ шод шуд,
Ба сони яке сарви озод шуд.

Бад-ӯ гуфт: “Некахтару бахт Гев,
Ки фарзанд бинад ҳаме чун ту нев!

В-аз он рӯзи фаррух маро ёд бод,
Ки аз модари пок Бежан бизод.

Ту то ҷангро боз кардӣ ду ҷанг,
Фурӯ монд аз ҷанг чанги паланг.

Туро додам ин ҷанги Ҳумон кунун,
Магар бахти некат бувад раҳнамун.

Ба номи ҷаҳондор Яздони мо,
Ба пирӯзии шоҳи гурдони мо,

Ки ин аҳриманро ба дасти ту ҳуш
Барояд, ба фармони Яздон бикӯш.[2]

Бигӯям кунун Гевро, к-он зиреҳ,
Ки Бежан ҳаме хоҳад, ӯро бидеҳ.

В-ар эдун, ки пирӯз бошӣ бад-ӯй,
Туро бештар назди ман обрӯй.

1. М- Бад-он.
2. ТПЗ - Шикаста шавад пушти Пирон ба ҷанг,
Насозад ба ному накӯшад ба нанг.

Зи Фарҳоду Геват барорам зи ҷоҳ
Ба ганҷу сипоҳу ба тахту кулоҳ".

Бигуфт ин сухан бо набера ниё,
Набера пур аз банду пуркимиё.

Пиёда шуд аз аспу рӯи замин
Бибӯсиду бар боб[1] кард офарин.

Бихонд он замон Гевро паҳлавон,
Сухан рафт*[2] бо ӯ зи баҳри ҷавон.

В-аз он хусравонизиреҳ ёд кард,
Куҷо хост Бежан зи баҳри набард.

Чунин дод посух падарро писар[3]
Ки "Эй паҳлавони ҷаҳон сар ба сар,

Маро ҳушу ҷону ҷаҳон ин якест,
Ба чашмам чунин ҷони ӯ хор нест.

Нахоҳам-ш кардан зи чашмам ҷудо,
Фиристодан андар дами аждаҳо".[4]

Бад-ӯ гуфт Гударз, к-"Эй меҳрбон,
Ҷуз ин кард бояд бар ӯ-бар гумон,*[5]

Ки ҳарчанд Бежан ҷавон асту нав,
Ба ҳар кор дорад хирад пешрав.

Ва дигар, ки ин ҷои кин[6] ҷустан аст,
Ҷаҳонро зи оҳарманон*[7] шустан аст.

1. И-бисёр.
2. М-гуфт.
3. И-писар бар падар.
4. И-б. 669 нест...
5. М-Макун ту бад-ин кор ранҷа равон.
6. И-хун.
7. М-Ба хун рӯи гетӣ гаҳи.

Ба кини Сиёвуш ба[1] фармони шоҳ
Нашояд ба пайванд кардан[2] нигоҳ.

В-агар борад аз меғ пӯлодтеғ,
Нашояд, ки дорем ҷонро*[3] дареғ,

Набояд шикастан дилашро ба ҷанг,
Напӯшид бояд бар ӯ ному нанг,

Ки чун коҳилӣ пеша[4] гирад ҷавон,
Бимонад манишпасту тираравон".

Чу посух чунин ёфт, чора набуд,
Яке бо писар низ панд озмуд.

Магар боз дорад сарашро*[5] зи ҷанг,
Писар гуфт: "Номам дарорӣ ба нанг".

Ба Гударз гуфт: "Эй ҷаҳонпаҳлавон,
Ба ҷое, ки пайкор хезад ба ҷон,

На фарзанд бояд, на ганҷу сипоҳ,
На озарму фармони солору шоҳ.

Маро рӯзгори дурушт аст пеш,
Чаро дод бояд бад-ӯ*[6] ҷони хеш?!

Агар ҷанг ҷӯяд, силеҳаш куҷост,
Зиреҳ дорад, аз ман чӣ бояд-ш хост?"

Чунин гуфт пеши падар ҷангсоз,
Ки "Моро ба диръи ту н-омад[7] ниёз.

---

1. И-Сиёҳвахшу.
2. И-ки доранд ҷонро.
3. М-Набояд, ки дорем аз ин ҷон.
4. И-пеш.
5. М-гардонадаш сар.
6. М-Ҳаме.
7. И-набвад.

Бар онӣ, ки андар ҷаҳон сар ба сар
Ба диръи ту ҷӯянд мардон ҳунар.

Чу диръи Сиёвуш набошад ба ҷанг
Наҷӯянд гарданкашон ному нанг".

Барангехт асп аз миёни сипоҳ,
Ки ояд зи лашкар ба овардгоҳ.

## ДОДАНИ ГЕВ ДИРЪИ СИЁВУШ БА БЕЖАН

Чу аз пеши лашкар шудаш нопадид,
Дили Гев аз андӯҳи ӯ бардамид.

Пушаймон шуд, аз дарди дил хун гирист,
Нигар, то ғаму меҳри фарзанд чист.

Ҳаме б-осмон барфарозид сар,
Пур аз хун дил аз дарду хаста ҷигар.

Ба додор гуфто, ҷаҳондоварӣ,
Сазад, гар*[1] бад-ин хастадил бингарӣ,

Насӯзӣ ту аз баҳри Бежан дилам,
К-аз оби мижа пой андар гилам.

Ба ман боз бахшаш ту, эй кирдгор,
Бигардон зи ҷонаш бади рӯзгор.

Биёмад пурандеша дил паҳлавон,
Пур аз хун дил аз кори пури*[2] ҷавон.

Ба дил гуфт, хира биёзурдамаш,
Чаро хоста пеш н-овардамаш.

Гар ӯро зи Ҳумон бад ояд ба сар
Чӣ бояд маро диръу теғу камар.[3]

1. М-Бибояд.
2. М-баҳри рафта.
3. И-хӯду сипар.

Бимонам пур аз дарду андӯҳу[1] хашм,
Пурозор з-ӯ дил, пур аз об чашм.

В-аз он ҷо давон[2] ҳам ба кирдори гард
Ба пеши писар шуд ба ҷои набард.*[3]

Бад-ӯ гуфт: “Моро чӣ дорӣ ба танг,
Ҳаме тезӣ орӣ ба ҷои диранг?

Сияҳмор чандон дамад рӯзи ҷанг,
Ки аз жарфи дарё барояд наҳанг.

Дурахшидани моҳ чандон бувад,
Ки хуршеди тобанда пинҳон бувад.

Кунун сӯи Ҳумон шитобӣ ҳаме,
Зи фармони ман сар битобӣ ҳаме.

Чунин баргузинӣ ҳаме рои хеш,
Надонӣ, ки чун оядат кор пеш”.

Бад-ӯ гуфт Бежан, ки “Эй некбоб,
Диламро зи кини Сиёвуш матоб,

Ки Ҳумон на аз рӯю на з-оҳан аст,
На пили жиёну на оҳарман аст.

Яке марди ҷанг асту ман ҷангҷӯй,
Аз ӯ барнатобам ба бахти ту рӯй.

Навишта магар бар сарам дигар аст,
Замона ба дасти[4] ҷаҳондовар аст.

Агар будани буд, дилро ба ғам
Сазад гар надорӣ, набошӣ дижам”.

1. И - ҳасрату дарду.
2. И-дамон.
3. М-диле пур зи дард.
4. И - амри.

Чу бишнид гуфтори пури далер,
Миён бастаи ҷанг бар сони шер.

Фуруд омад аз бораи роҳҷӯй,
Супурд аспу диръи Сиёвуш бад-ӯй,

Бад-ӯ гуфт: “Агар корзорат ҳавост,
Чунин бар хирад коми ту подшост,

Бар ин бораи гомзан барнишин,
Ки зери ту андар навардад замин.

Силоҳам ҳам эдун ба кор оядат,
Чу бо аҳриман корзор оядат”.

Чу аспи падар дид бар пой пеш
Чу бод андаромад зи раҳвори хеш.

Бипӯшид диръи Сиёвахши рад,
Зиреҳро гиреҳ бар камарбанд зад.[1]

Бар он бораи хусравӣ барнишаст,
Камар басту бигрифт гурзаш[2] ба даст.

Яке тарҷумонро*[3] зи лашкар биҷуст,
Ки гуфтори туркон бидонад дуруст.

Биёмад ба сони ҳижабри жиён,[4]
Ба кини Сиёвуш камар бар[5] миён.

Чу Бежан ба наздики Ҳумон расид,
Яке оҳанин кӯҳи ҷӯшанда[6] дид.

Зи ҷавшан ҳама дашт равшан шуда,
Яке пил дар зери ҷавшан шуда.*[7]

---

1. И-б. 714.
2. И-найза.
3. М-тарҷумонаш.
4. И-Ҳизабри дамон.
5. И-баста.
6. И-ҷӯшида.
7. М-сиёвахш баста.

В-аз он пас бифармуд,то тарҷумон
Яке бонг барзад бар он бадгумон,

Ки гар ҷанг ҷӯӣ ҳаме, боз гард,
Ки Бежан ҳаме бо ту ҷӯяд набард.

Ҳаме гӯяд, эй размдида савор,
Чӣ тозӣ ту асп андар ин марғзор,

К-аз Афросиёб андаройӣ ба бад,
Зи Туронзамин[1] бар ту нафрин сазад.

Ту кина пайафкандиву*[2] бадхуӣ,
Зи Турон гунаҳгортар кас туӣ.

Зи Яздон сипосу ба Яздон паноҳ
К-ат овард пешам дар ин размгоҳ.

Инон боз каш з-ин таковар ҳаюн,
К-ат акнун зи кина бицӯшид хун.

Яке баргузин ҷойгоҳи набард,
Ба дашту дару кӯҳ бо ман бигард.

В-агар дар миёни дурӯя сипоҳ,
Бигардӣ ҳаме аз паи*[3] ному ҷоҳ,

Куҷо душману дӯст бинад туро,
Зи гарданкашон*[4] баргузинад туро*.

Чу бишнид Ҳумон, бихандид сахт,
Чунин дод посух, ки “Эй шӯрбахт,

Бас эмин шудӣ бар тани хеш-бар,
Магар серӣ омад танатро зи сар?

1. И-турониён.
2. М-паи кина афкандӣ.
3. М-ба лоф аз паи.
4. М-дил акнун куҷо.

Бад-он сон ба лашкар фиристам-т боз,
Ки Гев аз ту гардад ба дарду гудоз.

Саратро зи тан дур монам на дер,
Чунон, к-аз таборат фаровон далер.

Ба ҷанги ман-андар ба сони тазарв,
Ки бозаш барад бар сари шохи сарв.

Хурӯшону хун аз ду дида чакон,
Канон пар ба чанголу*[1] хунаш макон.

Чӣ суд аст, к-омад ба наздик шаб,
Рав акнун[2] ба зинҳори торикшаб.

Ман акнун яке боз лашкар шавам,
Ба шабгир наздики меҳтар шавам.

В-аз он ҷо дамон гардан афрохта
Биёям набарди туро сохта".

Чунин посухаш дод[3] Бежан, ки "Шав
Пасат гоҳ бод аҳриман пешрав.[4]

Чу фардо биёӣ ба овардгоҳ,
Набинад туро боз шоҳу сипоҳ.

Саратро чунон дур монам зи ҷой,[5]
К-аз он пас лашкар наёяд-т рой.

В-аз он ҷойгаҳ рӯй баргоштанд,
Ба шаб дашти овард бугзоштанд.

Ба лашкаргаҳи хеш боз омаданд,
Бари паҳлавонон фароз омаданд.

1. М-Канон гӯшти бозӯву.
2. И-эдар.
3. И-посух овард.
4. ТПЗИМ - Ҳама душманам сар ба сар кушта бод,
В-ар овора аз ҷанг баргашта бод.
5. И-пой

Ҳама шаб ба хоб андар осебу шеб,
Зи пайкорашон дил шуда ношикеб.

## ОМАДАНИ ҲУМОН БА ҶАНГИ БЕЖАН

Сапеда чу аз кӯҳсар бардамид,*[1]
Шуд он домани тирашаб нопадид.*[2]

Бипӯшид Ҳумон силеҳи набард,
Сухан пеши Пирон ҳама ёд кард,

Ки ман Бежани Гевро хостам,
Ҳама шаб ҳаме ҷангаш оростам.

Яке тарҷумонро зи лашкар бихонд,
Ба гулгуни бодовараш барнишонд.

Биёмад дар он ҷои овардгоҳ,
Ба Бежан ниҳода ду чашмаш ба роҳ.[3]

Ҳам андар замон Бежан омад дамон,
Басечидаи разм бо тарҷумон.

Ба пушти шабоҳанг барбаста танг,
Чу ҷангипаланге гурозон ба ҷанг.

Зireҳ низ карда ба бар паҳлавӣ,
Дурахшон сар аз миғфари хусравӣ.[4]

Ба Ҳумон чунин гуфт, к-"Эй бодсор,
Бибурдӣ зи ман дӯш сар ёдгор.

---

1. М-кӯҳ сар баркашид.
2. М-Шаб он домани тирагун баркашид.
3. ИМ-б. 749 нест;
   ТПЗМ - Бирав пеши Бежан, бигӯяш, ки зуд
   Биёӣ дамон то ман оям чу дуд.
   Фиристода баргашту бо ӯ бигуфт,
   Ки бо ҷони покат хирад бод ҷуфт.
   Сипаҳдор Ҳумон биёмад чу гард,
   Бад-он то зи гурдон чӣ ҷӯяд набард.
4. И-б. 752 нест.

Умед астам имрӯз, к-ин теғи ман[1]
Саратро чунон бугсилонад зи тан,

Ки бар хок хезад зи хуни ту гил,
Яке достон андарорӣ ба дил,

Ки бо оҳуе гуфт ғурми жиён,
Ки гар дашт гардад ҳама парниён,

Зи доме ки пои ман озод гашт,
Напӯям бад-он сӯ, туро бод дашт”.

Чунин гуфт Ҳумон, ки “Имрӯз Гев
Бимонад ҷигархастаи пури нев.

Ба кӯҳи Канобад кунӣ корзор,
Ва ё сӯи Райбад баророй кор,

Ки фарёдрасмон набошад зи дур
На з-Эрон ба ёрӣ кас ояд, на Тур.

Бад-ӯ гуфт Бежан, ки “То кай сухун,
Куҷо хоҳӣ, оҳанги овард кун!”

Барангехтанд аспу бархост гард,
Ба зеҳ барниҳода камони набард.

Ду хунӣ барафрохта сар ба моҳ,
Чунон кинавар гашта аз хуни шоҳ.

Зи кӯҳи Канобад бурун тохтанд,
Сарон сӯи ҳомун барафрохтанд.

Ба даште расиданд, к-андар замӣ
Надиданд ҷои паи одамӣ.

На бар осмон каргасонро гузар,
На хокаш сипарда паи шери нар.

1. И- теғзан.

Зи ду лашкар аз ёру фарёдрас
Ба пероман- андар надиданд кас.

Ниҳоданд паймон, ки бо тарҷумон
Набошанд бар хирагӣ бадгумон.

Зи мо ҳар кӣ ёбад раҳоӣ ба ҷон,
Нагирад ба дил кина бо[1] тарҷумон.

Бад-он то баду нек бо шаҳрёр
Бигӯяд*[2] аз ин гардиши рӯзгор,

Ки кирдор чун буду пайкор чун,*[3]
Ба разм-андарун кору кирдор чун.

Бигуфтанду з-аспон фуруд омаданд,
Ба банди зireҳ-бар гиреҳ барзаданд.

Ба аспони ҷангӣ саворони ҷанг
Ба кина*[4] кашиданд[5] чун санг танг.

Чу бар бодпоён бубастанд зин,
Пур аз хашм гурдону дил пур зи кин.[6]

Камонҳо чу боист, барсохтанд,
Ба майдони ҷанг-андарун тохтанд.

Зи пайкони пӯлоду тири xаданг
Камон гӯша бар гӯша суданд*[7] танг.

Чу тир он чи буд, андарандохтанд,
Ҳам эдун сӯи найза пардохтанд.

Чапу рост гардону печон инон
Або найзаи обдодасинон.

---

1. ИМ - кинаи.
2. М-Бигӯянд.
3. М-Чӣ зорӣ расид андар он дашти хун.
4. М-Бар он сон.
5. И-касе баркашиданд.
6. И-Кашиданд гурдон ҳама теғи кин.
7. М-Камонро ҳама гӯша бар гӯша.

Зиреҳшон даромад ҳама лахт-лахт,
Нигар, то киро рӯз баргашту бахт.

Даҳоншон чу шер аз таби[1] монда боз,
Ба обу ба осоиш омад ниёз.

Пас осуда гаштанду дам барзаданд,
Бар он оташи тез нам барзаданд.

Сипар баргирифтанду шамшери тез
Ту гуфтӣ, ки он рӯз буд[2] растахез.

Чу барқи дурахшанда аз тирамеғ
Ҳаме оташ афрӯхт аз таргу теғ

Зи оҳан бар ин оҳани обдор
Наёмад ба захм - андарун пойдор.

Ба кирдори оташ парандаварон
Фурӯ рехт аз ҷанги кундаварон.

Набуд дастрасшон ба хун рехтан,
Нашуд сер дилшон зи овехтан.

Амуд аз паси теғ бардоштанд,
Аз андоза пайкор бугзоштанд.

В-аз он пас бар он барниҳоданд кор,
Ки зӯр озмоянд дар корзор.

Бар он гуна ҷустанд нангу набард,
Ки аз пушти асп андароранд мард.

Камарбанд гирад, киро зӯр беш,
Рабояд зи асп, афканад зери хеш.

Зи нерӯи гурдон дуволи рикеб
Гусист андар овардгоҳ аз ниҳеб.

1. -тапиш.
2. И-Баромад хурӯшидани.

Ҳам эдун нагаштанд аз аспон ҷудо,
Набуданд бар якдигар подшо.

Пас аз асп ҳарду фуруд омаданд,
Зи пайкор якбора дам барзаданд.

Гирифта ба даст аспашон тарҷумон
Ду ҷангӣ ба кирдори шери жиён.

Бад-он мондагӣ боз бархостанд,
Ба гуштӣ гирифтан биёростанд.

Зи шабгир то соягустарди шед
Ду хунӣ[1] бар он сон ба биму умед.

Ҳаме разм ҷустанд бо якдигар,
Якеро зи кина набаргашт сар.

Даҳон хушку ғарқа шуда тан дар об,
Зи ранҷу зи тобидани офтоб.

В-аз он ҷо ба дастурии якдигар
Бирафтанд пӯён[2] сӯи обх(в)ар.

Бихӯрд обу бархост Бежан ба дард,
Зи додори некидиҳиш ёд кард.

Тан аз дард ларзон чу аз бод бед,
Дил аз ҷони ширин шуда ноумед.

Ба Яздон чунин гуфт, к-”Эй кирдгор,
Ту донӣ ниҳони ману ошкор.[3]

Агар дод бинӣ ҳаме ҷанги ман,
В-аз ин ҷустани кину оҳанги ман,

Зи ман магсил имрӯз тӯши маро,
Нигаҳ дор бедор ҳуши маро”!

---

1. И- ҷангӣ.
2. И- ҳарду.
3. И - Бигардон зи ҷонам бади рӯзгор.

## КУШТА ШУДАНИ ҲУМОН БА ДАСТИ БЕЖАН

Ҷигархаста Ҳумон биёмад чу зоғ,
Сияҳ гашта аз дарду дил пур зи доғ.*[1]

Бад-он хастагӣ боз ҷанг омаданд,
Гурозон ба сони паланг омаданд.

Ҳаме зӯр кард ин бар он, он бар ин,
Гаҳ онро бисудӣ, гаҳ инро замин.

Зи ҳар гуна зӯр озмуданду банд,
Фароз омад он банди чархи баланд.

Зи Бежан фузун буд Ҳумон ба зӯр,
Ҳунар айб гардад, чу баргашт ҳур.[2]

Бизад даст Бежан ба сони паланг,
Зи сар то ба пояш биёзид чанг.

Гирифташ ба чап гардану рост рон,
Хам овард пушти ҳаюни гарон.

Баровардаш аз ҷою бинҳод паст,
Сӯи*[3] ханҷар овард чун бод даст.

Фурӯ бурд, сар кардаш аз тан ҷудо[4],
Фикандаш ба сони яке аждаҳо.

Биғалтид Ҳумон ба хок-андарун,
Ҳама дашт шуд сар ба сар ҷӯи хун,

Нигаҳ кард Бежан бад-он пилтан
Фиканда чу сарви саҳӣ бар чаман.

---

1. М - рӯяш чу дуди чароғ.
2. Л-бари бахти шӯр.
3. М- Сари.
4. И-з-ӯ шуд чу дарёи.

Шигифт омадаш сахту баргашт аз ӯй,*[1]
Сӯи кирдгори ҷаҳон кард рӯй,*[2]

Ки эй бартар аз ҷойгоҳу замон,
Тӯи, бартар аз гардиши осмон.[3]

Туӣ ту, ки ҷуз ту ҷаҳондор нест,
Хирадро бар ин кор пайкор нест.

Маро з-ин ҳунар сар ба сар баҳра нест,
Ки бо пил кин ҷустанам заҳра нест.

Ба кини Сиёвуш буридам-ш сар
Ба ҳафтод хуни бародарпадар.

Равонаш равони маро банда бод,[4]
Ба ҷанголи шерон танаш[5] канда бод.[6]

Сарашро ба фитроки шабранг баст,
Танашро ба хок-андар афканд паст.

Кушода силеҳу гусиста камар,
Танаш ҷои дигар, дигар ҷой сар.[7]

Замона саросар фиреб асту бас,
Набошад ба сахтит*[8] фарёдрас.

Ҷаҳонро намоиш чу кирдор нест,
Бад-ӯ дил супурдан сазовор нест.

Чу шуд кори Ҳумони Виса табоҳ,
Дамон[9] тарҷумонони ҳарду сипоҳ

1. М-сахт баргашт аз ӯ.
2. М-рӯ.
3. Л-Зи ҷони сухангӯю равшан равон.
4. Л-шуд.
5. Л-Бежан сараш.
6. Л-шуд.
7. Л-б. 823 нест.
8. М-сахтеш.
9. ИЛ-Давон.

Ситоишкунон пеши Бежан шуданд,
Чу пеши бути Чин[1] бараҳман шуданд.

Чу Бежан нигаҳ кард аз он размгоҳ,
Набудаш гузар ҷуз ба туронсипоҳ.

Битарсид аз анбӯҳи мардумкушон,
Ки ёбанд аз кори эшон нишон.

830 Ба ҷанг андароянд бар сони кӯҳ,
Басанда набошад магар бо гурӯҳ.

Бароҳехт диръи Сиёвуш зи сар,
Бипӯшид хафтони Ҳумон ба бар.

Бар он чармаи пил яксар[2] нишаст,
Дурафши сари номдорон ба даст.

Бирафту бар он ҷой кард офарин,
Бар он бахти бедору фаррухзамин.

Битарсид аз ӯ, ёри Ҳумон чу дид,
Ки бар меҳтараш-бар чунон бад расид.

835 Бад-ӯ гуфт Бежан: “Матарс аз газанд,
Ки паймон ҳамон асту он аст панд.

Ту акнун сӯи лашкари хеш пӯй,
Зи ман ҳар чи дидӣ, бад-эшон бигӯй.

Бишуд тарҷумон, Бежан омад дамон,
Ба кӯҳи Канобад ба зеҳ-бар камон.

Чу он дидабонони туркон зи дур
Дурафшу синони сипаҳдори Тур

1. Л-Замин бӯсадодан.
2. ИЛ-пилпайкар.

Бидиданд, аз[1] дида бархостанд,
Ба шодӣ хурӯшидан оростанд.

Талоя ҳаюне барафканд зуд,
Ба наздики Пирон ба кирдори дуд,

Ки Ҳумон ба пирӯзии шаҳрёр
Дамон*[2] омад аз маркази корзор.

Дурафши сарафрози Эрон нагун,
Танаш хору дар хок ғарқа ба хун.[3]

Ҳама лашкараш[4] баргирифта хурӯш,
Ба Ҳумон ниҳода сипаҳдор гӯш.

Чӣ шодӣ, ки навмедӣ орад ба марг,
Аз он пас биборад ба сар-бар тагарг.

Ба Турон расид он замон тарҷумон,
Бигуфт, он чи дид аз бади бадгумон.

Ҳамон гаҳ ба Пирон расид огаҳӣ,
Ки тира шуд он фарри шоҳаншаҳӣ.

Ғиревидан омад зи туронсипоҳ,
Зи сар баргирифтанд гурдон кулоҳ.

Ҷаҳон тира шуд, рӯшноӣ набуд,
Наёмад бар он хира гуфтор суд.

Чу Бежан миёни ду рӯя сипоҳ,
Расид андар он сояи тахти шоҳ.

Сабук шердил гурди лашкарпаноҳ,[5]
Нагунсор кард он дурафши сиёҳ.

1. И-аз он.
2. М-давон.
3. И-б. 842 нест.
4. И-меҳтарон.
5. Л-Бежан андар миёни сипоҳ.

Пас*[1] он дидабонони эронсипоҳ
Нагун ёфтанд он дурафши сиёҳ.

Сӯи паҳлавон рӯй баргоштанд,
В-аз он дидагаҳ наъра бардоштанд.

В-аз он ҷо ҳаюне ба сони наванд
Талоя сӯи паҳлавон барфиканд,

Ки Бежан ба пирӯзӣ омад чу шер,
Дурафши сияҳро сар оварда зер.

Чу девонагон Гев гашта навон
Ба ҳар сӯ[2] хурӯшону ҳар сӯ давон.

Ҳаме огаҳӣ ҷуст аз он невпур,
Басе[3] мотам овард ҳангоми сур.

Пас[4] огоҳӣ омад зи Бежан бар ӯй,*[5]
Давон сӯи фарзанд бинҳод рӯй.

Чу чашмаш ба рӯи гиромӣ расид,
Зи асп андаромад, чунон чун[6] сазид.

Биғалтиду бар хок бинҳод сар,
Ҳаме офарин хонд бар додгар.

Гирифташ ба бар боз фарзандро,
Ҷавони далеру хирадмандро.

В-аз он ҷо дамон сӯи солори шоҳ
Ситоишкунон баргирифтанд роҳ.

Чу диданд мар паҳлавонро зи дур,
Набера фуруд омад аз пушти бур.

1. М-Чу.
2. Л-кас.
3. ИМ-Ҳаме.
4. И-Чу.
5. М-Бад-ӯй
6. И-к-аш.

Пур аз хун силеҳу пур аз хок сар,
Сари гурд Ҳумон ба фитрок-бар.

Силеҳу сару аспи Ҳумони гурд
Ба пеши сипаҳдор Гударз бурд.

Зи Бежан чунон шод шуд паҳлавон
Ки гуфтӣ барафшонд хоҳад равон.

Гирифт офарин пас ба додор-бар,
Бар он ахтару бахти бедор-бар.

Ба ганҷур фармуд пас паҳлавон,
Ки тоҷ ор бо ҷомаи хусравон.

Гуҳар бофта пайкару бум зар,
Дурафшон чу хуршед тоҷу камар.

Даҳ асп овaридаш ба зарринлагом
Парирӯи зарринкамар даҳ ғулом.

Бад-ӯ дод гуфт: “Эй гави наррашер,*[1]
Кас ин аждаҳоро наёвард зер.

Кушодӣ сипаҳро бар ин теғу даст,
Дили шоҳи туркон ба ҳам баршикаст.

Ҳама лашкари мо ба кирдори шер,
Давону дамон бодпоён ба зер.

## ШАБЕХУН КАРДАНИ НАСТЕҲАН ВА КУШТА ШУДАНИ Ӯ

В-аз он рӯй Пирон пур аз дарду хашм
Дил аз дард хаста, пур аз об чашм

Ба Настеҳан он гаҳ фиристод кас,
Ки эй номвар гурди фарёдрас,

1. М-аз гаҳи Соми шер.
2. М-Наёвард кас аждаҳоро ба зер.

Сазад, гар кунӣ ҷангро тез чанг,
Ба хуни[1] бародар насозӣ диранг.

Бар эрониён-бар шабехун кунӣ,
Заминро ба хун рӯди Ҷайҳун кунӣ.

Бубар даҳ ҳазор озмуда савор
Миёнбаста бар кинаи корзор.

Магар кини Ҳумон ту боз оварӣ,
Сари душманонро ба гоз оварӣ”[2]

Бад-ӯ гуфт Настеҳан: “Эдун кунам,
Ки аз хун замин ҳамчу Ҷайҳун кунам”.

Ду баҳра чу аз тирашаб даргузашт,
Зи ҷӯши саворон биҷӯшид дашт.

Гирифтанд туркон ҳама тохтан,
Бад-он тохтан гардан афрохтан.

Чу Настеҳан он лашкари кинахоҳ
Биёвард наздики Эронсипоҳ,

Сапедадамон ӯ[3] ба ҷое расид,
Ки аз дидагаҳ дидабонаш бидид.[4]

Яке бонг зад сӯи корогаҳон,
Ки омад сипоҳе зи Турон дамон.[5]*[6]

Чу корогаҳон огаҳӣ ёфтанд,
Сабук сӯи Гударз биштофтанд,

---

1. ИЛМ - кини.
2. ИЛЗ-пас аз б. 878 ин б. омада:
   Чу рафтӣ бо наздики лашкар фароз,
   Сипаҳро яке сӯи Ҳомун навоз.
3. Л-Сапедадамонро.
4. И-б. 883 нест.
5. ИЛ-б. 884 нест.
6. М-б. 884 нест.

Ки омад сипоҳе чу оби равон,
Ки[1] гӯӣ надоранд гӯё забон.

Бад-он сон, ки расми шабехун бувад,
Сипаҳдор донад, ки ӯ чун бувад.

Ба лашкар бифармуд пас паҳлавон,
Ки “Бедор бошеду равшанравон.

Ҳама гӯш доред овозашон,
Ки то кай биёяд зи лашкар нишон.[2]

Бихонд он замон Бежани Гевро,
Ҳамон[3] теғзан паҳлави[4] невро.

Бад-ӯ гуфт нек ахтару коми ту,
Шикаста дили душман аз[5] номи ту.

Бубар, ҳар кӣ бояд зи гурдони ман,
Аз ин номдорону мардони ман.

Пазира шав ин тохтанро чу шер,
Сипеҳр андаровар ба мардӣ ба зер.

Гузин кард Бежан зи лашкар савор
Далерони пархошҷӯён ҳазор.

Расиданд пас як ба дигар фароз,
Ду лашкар пур аз кинаву размсоз.

Ҳама гурзҳо баркашиданд пок
Яке абр баст аз дари тирахок.

Фуруд омад аз абр гарди сиёҳ,
Бипӯшид дидори туронсипоҳ.

1. ЛМ-Ту. И-бисоз.
2. ИЛ-б. 889 нест.
3. И-Або.
4. ИЛ-лашкари.
5. ИЛ-душманон.

Сипаҳбад чу он гарди тира бидид,
К-аз ӯ лашкари турк шуд нопадид.

Камонро бифармуд кардан ба зеҳ,
Баромад хурӯшидани гиру деҳ.*[1]

Чу Бежан ба Настеҳан андаррасид,
Дурафши сари висагонро бидид.[2]

Яке тир бар аспи Настеҳано
Расид аз кушоди бари Бежано.

Зи дард андаромад таковар ба рӯй,
Расид андар ӯ Бежани номҷӯй.

Амуде бизад, к-он сари таргдор
Тиҳӣ монд аз мағзу баргашт кор.

Чунин гуфт Бежан ба эрониён,
Ки “Ҳар, к-ӯ бубандад камар бар миён,

Ба ҷуз гурзу шамшер гирад ба даст,
Камон бар сараш бар кунам*[3] пок паст,

Ки туркон ба дидан паричеҳраанд,
Ба ҷанг-андарун пок бебаҳраанд.

Далерӣ гирифтанд кундоварон*[4]
Кашиданд яксар парандоварон.

Ҳаво сар ба сар гашта зангоргун,
Замин шуд ба кирдори дарёи хун.[5]

Чу пилон ҳама дашт бар якдигар
Фиканда, зи танҳо ҷудо карда сар.

---

1. М-аз кеҳону зи меҳ.
2. И-б.900 нест.
2. ЛМ-Вале аз ҳунар.
3. М-бишканам бар сараш.
4. М-эрониён.
5. Л-б 908 нест.

Зи туркон ду баҳра фитода нагун
Ба зери паи асп ғарқа ба хун.[1]

Аз ин размгаҳ то ба туронсипоҳ
Дамон аз пас андар гирифтанд роҳ.

Чу Пирон надид он замон бо сипоҳ
Бародар, бар ӯ гашт гетӣ сиёҳ.

Ба корогаҳон гуфт: “Аз ин размгоҳ
Ҳаюне ки тозад ба эронсипоҳ,

Нишоне биёрад зи Настеҳанам
В-агарна ду дида зи сар[2] барканам”.

Ҳаюне бурун тохтанд он замон,
Бирафту бидиду биёмад дамон,

Ки Настеҳан инак бад-он размгоҳ
Або номдорони туронсипоҳ,[3]

Бурида сар, афканда бар сони пил,
Тан аз гурз хаста ба кирдори нил.

Чу бишнид Пирон, баровард ҷӯш,
Намонд он замон бо сипаҳдор ҳуш.[4]

Ҳаме канд мӯю ҳаме рехт об,
В-аз ӯ дур шуд хӯрду орому хоб.

Бизад дасту бидрид румиқабой,
Баромад нурӯшидани ҳой-ҳой.

Ҳаме гуфт, к-эй кидгори ҷаҳон,
Баромад, ки бо ту будастам ниҳон.

1. Л-б. 910 нест.
2. Л-бун.
3. Л-916 нест.
4. Л-тӯш.

Ки бишкастӣ*[1] аз бозувон зӯри ман,
Чунон тира шуд ахтару ҳури ман.

Дареғ он ҳизабрафкани гурдгир
Далеру ҷавону савору*[2] ҳажир.[3]

Бародар гиромитар аз ҷони ман,[4]
Сари висагон гурд Ҳумони ман.

Чу Настеҳан он шери шарза ба ҷанг,
Ки рӯбоҳ будӣ ба чангаш паланг.

Киро ёбам акнун бад-ин размгоҳ,
Ба ҷанг андаровард бояд сипоҳ.

Бизад нои рӯину барбаст кӯс,
Ҳаво нилгун шуд, замин обнус.

Зи кӯҳи Канобад бурун шуд сипоҳ,
Бишуд рӯшноӣ зи хуршеду моҳ.[5]

Сипаҳдори Эрон бизад каррной,
Сипоҳ андароварду бигрифт ҷой.

Миёни сипаҳ коваёнӣ дурафш
Ба пеш-андарун теғҳои бунафш.

Ҳама номдорони пархошхар
Або найзаву гурзаи говсар.

Сапедадамон андаромад сипоҳ,
Ба пайкор то гашт гетӣ сиёҳ.[6]

1. М-бугсастӣ.
2. М-ҷавонмарду гурду.
3. И-б. 922, 923 нест.
4. ИЛМ -Гиромибародар, ҷаҳонбони ман.
5. ТПЗ - Чу аз кӯҳ яксар бурун тохтанд,
Ба Ҳомун ба пайкор пардохтанд.
6. ТПЗ - Бикарданд ҷанге, ки чун он нишон
Надоданд гурдону гарданкашон.

Шабонгаҳ сӯи хайма рафтанд боз,
Ду лашкар пур аз кинаву ҷангсоз.[1]

Сипаҳдори Эрон ба Райбад расид,
Аз андеша кардан дилаш н-орамид.

Ҳаме гуфт, к-имрӯз разми гарон
Бикардему куштем аз эшон сарон.

Гумоне барам ман, ки Пирон кунун
Давонад сӯи шоҳи Турон ҳаюн.

В-аз ӯ ёр хоҳад ба ҷангам сипоҳ,
Расонам кунун огаҳӣ ман ба шоҳ.

## ЁРӢ ХОСТАНИ ГУДАРЗ АЗ ХУСРАВ

Нависандаи номаро хонду гуфт,
“Баровард хоҳам сухан аз нуҳуфт.

Агар баркушоӣ ду лабро зи банд,
Забон оварад бар сарат-бар газанд”.

Яке нома фармуд наздики шоҳ,
Ба огоҳ кардан зи кори сипоҳ.

Ба Хусрав намуд он куҷо рафта буд,
Сухан ҳарчи Пирон бад-ӯ гуфта буд.

Фиристодани Геву пайванду меҳр
Намудан бад-ӯ кори гардонсипеҳр.

Зи посух, ки ӯ дода буд Гевро,
Бузургони фарзонаи Невро.

В-аз он лашкаре к-аз пасаш чун паланг
Ба кӯҳи Канобад даромад[2] ба ҷанг.

1. ИЛ-933 нест.
2. ЛМ - Биёвард сӯи Канобад.

В-аз он пас куҷо размгаҳ сохтанд,
Аз он разм дилҳо бипардохтанд.

Зи Ҳумону Настеҳани ҷангҷӯй
Саросар ҳама ёд кард андар ӯй.

Зи кирдори Бежан ба рӯзи набард,
Ки бо гурздорони Турон чӣ кард.

Сухан сар ба сар он куҷо рафта[1] буд,
Ба нома- дарун яксар ӯро намуд.[2]

Бипардахт аз он пас ба Афросиёб,
Ки бо лашкар омад ба наздики об.

Гар ӯ аз лаби рӯди Ҷайҳун сипоҳ
Ба Эрон гузорад бад-ин размгоҳ,

Ту донӣ, ки бо ӯ надорем пой,
Аё шоҳи Эрон, ҷаҳонкадхудой.

Магар Хусрав ояд ба пушти сипоҳ
Ба сар барниҳад мар гавонро[3] кулоҳ.

В-ар эдун, ки Пирон кунад даст пеш,
Нахоҳад сипаҳ ёвар аз шоҳи хеш.

Ба Хусрав расад з-он сухан[4] огаҳӣ,
Ки бо ӯ чӣ созад ба бахтат раҳӣ.

Ва дигар,*[5] ки аз Рустами девбанд
Зи Луҳросп в-аз Ашкаши ҳушманд,

Зи кирдори эшон ба кеҳтар хабар
Расонад магар шоҳи пирӯзгар.

1. ИЛ-чун ҳама гуфта.
2. Л-Зи пайкор ҷанг ончунон рафта буд.
3. И-барниҳода бузургон.
4. ИЛ-ҳадис.
5. М-В-ар эдун

Чу нома ба мӯҳр андароварду банд
Бифармуд, то бар сутури наванд

Нишастангаҳи хусравӣ сохтанд,
Фаровон таковар бурун тохтанд.

Бифармуд, то рафт пешаш Ҳаҷир,
Ҷавоне ба кирдори ҳушёрпир.

Бигуфт ин сухан сар ба сар паҳлавон
Ба пеши ҳушивор пури ҷавон.

Чунин гуфт, к- “Эй пури ҳушёрдил,
Яке тез гардон бар ин кор дил.

Агар ҳаргизат назди ман дастгоҳ
Ҳаме ҷуст бояд, кунун аст гоҳ.

Чу бистонӣ ин нома, андар замон
Бирав ҳам ба кирдори боди дамон.

Шабу рӯз м-осою сар бармахор,
Бубар номаи ман бари шаҳрёр.

Ба падруд кардан гирифташ ба бар,
Бурун омад аз пеши фаррух падар.

Зи лашкар зи хешон ду танро бихонд,
Сабукшон бар аспи таковар нишонд.

Бурун шуд зи пардасарои падар,
Ба ҳар манзиле-бар ҳаюне дигар.

Хӯру хобу оромашон бар сутур
Чи торик шабро, чи тобанда ҳур.

Бар ин гуна пӯён ба роҳ омаданд,
Ба ҳафтум ба*[1] наздики шоҳ омаданд.

1. М- Ба як ҳафта.

Чу аз роҳи Эрон баромад савор,
Кас омад бари Хусрави номдор.

Пазира фиристод Шаммохро
Чи моя далерони густохро.

Бипурсид, чун дид рӯи Ҳаҷир,
Ки “Эй паҳлавонзодаи шергир,

Чӣ будаст боре ки бас ногаҳон
Расидӣ ба даргоҳи шоҳи ҷаҳон?”

Бифармуд, то парда бардоштанд,
Бар аспаш зи даргоҳ бугзоштанд.

Ҳаҷир андаромад, чу Хусрав бад-ӯй
Нигаҳ кард, молид бар хок[1] рӯй.

Фаровон бипурсиду биншохташ,
Бари*[2] хештан ҷойгаҳ сохташ,[3]

Зи Гударз в-аз меҳтарони сипоҳ,
Зи ҳар кас якояк бипурсид шоҳ.

Дуруди бузургон ба Хусрав расонд,[4]
Ҳама кори лашкар бад-ӯ боз ронд.[5]

Бад-ӯ дод пас номаи паҳлавон,
Ҷавони хирадманду равшанравон.

Нависандаи номаро пеш хонд,[6]
Бифармуд, то нома бар вай бихонд.[7]

1. И-пешаш бимолид.
2. М-Сӯи.
3. Л-б. 976 нест.
4. И-бибод; Л-бихонд.
5. И-кард ёд.
6. Л-Нависандаро пеш биншонданд.
7. Л-бархонданд.

Чу бархонд нома ба Хусрав дабир,
Зи ёқути рахшон даҳони Ҳаҷир

Биёганду з-он пас ба ганҷур гуфт,
Ки “Динору дебо биёр аз нуҳуфт!”

Биёвард бадра, чу фармон шунид,[1]
Ҳаме рехт, то шуд сараш нопадид.

Яке даст зарҷомаи шаҳрёр
Биёвард бо тоҷи гавҳарнигор.

Ҳам эдун бибурданд пеши Ҳаҷир,
Або зини заррин даҳ аспи ҳужир.

Ба ёрон-ш - бар хилъат афканд низ
Дирам доду динору[2] ҳар гуна чиз.

Аз он тахт бо шоҳ бархостанд,
Нишастангаҳи май биёростанд.

Ҳаҷиру бузургони хусравпараст
Гирифтанд яксар ҳама май ба даст.

Нишастанд як рӯзу як шаб ба ҳам,
Ҳаме рой зад Хусрав аз бешу кам.[3]

Ба шабгир Хусрав сару*[4] тан бишуст,
Ба пеши ҷаҳондор омад нахуст.

Бипӯшид нав ҷомаи бандагӣ,
Ду дида чу абре ба борандагӣ.

Дуто кард пушту фурӯ бурд сар,
Ҳаме офарин кард*[5] бар додгар.

1. Л-расид.
2. И-гавҳар зи.
3. Л-б. 989 нест.
4. М-Ҳама.
5. М-хона.

Аз ӯ хост пирӯзиву фаррахӣ,
Аз ӯ ҷуст дайҳиму тахти меҳӣ.

Ба Яздон бинолид аз Афросиёб,
Ба дард аз ду дида фурӯ рехт об.

В-аз он ҷо биёмад чу сарви саҳӣ,
Нишаст аз бари гоҳ бо фаррахӣ.

## ПОСУХИ НОМАИ ГУДАРЗ АЗ ХУСРАВ

Дабири хирадмандро пеш хонд,
Суханҳои шоиста бо ӯ биронд.

Чу он номаро боз посух навишт,
Падид оварид андар он хубу зишт.

Нахуст офарин кард бар паҳлавон,
Ки ҷовид бодиву равшанравон.

Хуҷаста сипаҳдори бисёрҳуш,
Ҳамаш рою дониш, ҳамаш ҷангу ҷӯш.

Худованди кӯполу теғи бунафш,
Фарозандаи ковиёнӣ дурафш.

Сипос аз ҷаҳондори Яздони мо,
Ки пирӯз гаштанд гурдони мо.

Чу ахтар туро рӯшноӣ намуд,
Зи душман баровард ногоҳ дуд.

Нахуст он ки гуфтӣ, ки мар Гевро,
Бузургони фарзонаи невро

Ба наздики Пирон фиристодаам,
Чи моя варо пандҳо додаам.

Напазруфт бад гавҳараш панди ман,
Наҷуст андар он кор пайванди ман.

Сипаҳбад яке достон зад бар ин,
Ки дастур пешаш баровард кин,

Ки ҳар кеҳтаре к-он бадӣ хостаст,*[1]
Зи некӣ бупечад, равонкостаст.*[2]

Маро з-ин сухан пеш буд огаҳӣ,
Ки Пирон зи кина нагардад тиҳӣ.

Валекин ман аз хуб кирдори ӯй,
Наҷустам ҳаме жарф пайкори ӯй.

Кунун ошкоро намуд он сипеҳр,
Ки Пирон ба Турон гирояд ба меҳр.

Набинад ҷаҳон ҷуз ба Афросиёб,
Дилашро ту аз меҳри ӯ барматоб,

Ки ӯ*[3] бар хирад[4] баргузинад ҳаво,
Ба кӯшиш нарӯяд зи хоро гиё.

Ту бо душман ар хуб гуфтӣ, равост,
Аз озодагон хуб гуфтан сазост.

Ва дигар зи пайкори ҷанговарон,
Куҷо ёд кардӣ ба гурзи гарон.

Зи некахтару гардиши ҳуру моҳ,
Зи кӯшиш намудан бар он размгоҳ.

Маро ин дуруст аст, к-аз коркард
Ту пирӯз бошӣ ба дашти набард.[5]

---

1. М - Ки ҳар к-ӯ ба меҳраш равон костаст,
2. М - Зи некӣ ба бадахтарӣ охтаст.
3. М-Гар.
4. Л-гар ӯ бихирад.
5. ТПЗ - Набера куҷо чун ту дорад ниё,
Ба ҷанг- андарун бошадаш кимиё.
Зи шерон чӣ зояд, магар шарзашер
Чунон чун падар номдору далер.
Ба бедор бар нест пайкори ту,
Басандаст Яздон нигаҳдори ту.

Ту зӯру далерӣ зи Яздон шинос,
Чунин дон в-аз ӯ дор яксар сипос.

Се дигар, ки гуфтӣ, ки Афросиёб
Сипаҳро ҳаме бугзаронад зи об.

Зи Пирон фиристода шуд назди ӯй,
Сипаҳбад ба Пирон ниҳодаст рӯй.

Чунин[1] аст яксар, ки гуфтӣ сухун,
Кунун боз посух фикандем бун.

Бидон, эй пурандеш ҳушёри ман,
Ба ҳар кор шоиста солори ман,

Ки ӯ бар лаби рӯди Ҷайҳун диранг
На з-он кард, к-ояд сӯи мо ба ҷанг,

Ки Хоқон бар ӯ лашкар орад зи*[2] Чин,
Фароз омадаш аз ду рӯя камин.

Ва дигар к-аз он лашкари бекарон
Пароканда[3] бар гирди туронсарон.

Чу Рустам паноҳи ялон рӯзи ҷанг,*[4]
Чу Лӯҳросп, чун Ашкаши тезчанг.

Бар ӯ душман омад зи ҳар сӯ падид,
Аз он бар лаби рӯд лашкар кашид.

Гар аз ҷойгаҳ ӯ ниҳад пой пеш,
Ба душман супорад ҳама ҷои хеш.[5]

Ба панҷум сухан к-огаҳӣ хостӣ,
Ба меҳри гавон дил биёростӣ,

1. ИЛ-ҳамин.
2. М-куҷо лашкар овард аз сӯи.
3. Л-пароканда.
4. М-Чу Рустам сипаҳбад даманда наҳанг.
5. ИЛ-б. 1027 нест.

Бидон, эй сипаҳдору огоҳ бош,
Ба ҳар кор бо бахт ҳамроҳ бош.

Ба роҳе,[1] ки шуд Рустами шермард,
Баромад зи Ҳинду зи Кашмир[2] гард.

В-аз он сӯй рафт Ашкаши тезҳуш,
Баромад зи Хоразм яксар хурӯш.

Ба разм - андарун Шеда баргашт аз ӯй,
Сӯи шаҳри Гурганҷ бинҳод рӯй.[3]

В-аз он сӯ, ки Лӯҳросп шуд бо сипоҳ,
Ҳама меҳтарон баркушоданд роҳ.

Алонони Ғуз гашт пардохта,
Шуд он подшоҳӣ ҳама сохта.

Гар Афросиёб андарояд ба роҳ,
Зи Ҷайҳун бар ин сӯ гузорад сипоҳ,

Бигиранд гарданкашон пушти ӯй,
Намонад ба ҷуз бод дар мушти ӯй.

Ту бишнос, к-ӯ шаҳри ободи хеш,
Бару буму фархунда бунёди хеш

Ба гуфтори Пирон намонад ба ҷой,
Ба душман диҳад, гар*[4] ниҳад пеш пой.

Наҷунбонад ӯ достонро ду лаб,
Ки н-ояд ба ман з-ӯ хабар рӯзу шаб.

Бад-он рӯз ҳаргиз мабодо дуруд,
Ки ӯ бугзаронад сипаҳро зи рӯд!

1. И-к-аз он сӯ.
2. И-Зи Кашмиру Кобул баровард.
3. Л-б. 1032 нест.
4. М-супорад.

Ба мо - бар кунад пешдастӣ ба ҷанг,
Набинад кас ин[1] рӯзи торику танг!

Бифармоям акнун ки бар пил кӯс
Бубандад даманда сипаҳдор Тус.

Деҳистону Гургону он буму бар
Бигирад, барорад ба хуршед сар.

Ман андар паи Тус бо пилу гоҳ
Биёям, биёрам ба ёрӣ[2] сипоҳ.

Ту аз ҷанги Пирон[3] мабартоб рӯй,
Сипаҳро биёрою пас ҷанг ҷӯй.

Чу Ҳумону Настеҳан аз пушти ӯй
Ҷудо шуд, ғам ангор дар мушти ӯй.

Гар аз номдорони Эрон набард
Биҷӯяд, зи фармони ӯ бармагард.

Чу Пирон набарди ту ҷӯяд далер,
Макун баддилӣ пеши ӯ рав чу шер.

Ба пайкор м-андеш аз Афросиёб,
Ба ҷой ор дил, рӯй аз ӯ барматоб.

Бар-эшон ту пирӯз бошӣ ба ҷанг,
Магар дил надорӣ бар ин кор танг.

Чунин аст умедам, ки аз рӯзгор
Диҳад шодмонӣ маро кирдгор.

Ҳам эдун гумонам ки чун ман зи роҳ
Ба пушти[4] сипоҳ андарорам сипоҳ,

1. И-он.
2. И-Биёрам ба ёрӣ ба пушти: Л-паёпай.
3. ИЛМ - туркон.
4. Л-танги.

Бар эшон шумо ронда бошед ком,
Ба хуршеди тобон бароварда ном.[1]

Зи Тусу зи[2] Ковус назди сипоҳ
Дуруди фаровон фиристода шоҳ.

Бар он нома бинҳод Хусрав нигин,
Фиристодаро доду кард офарин.

## ЛАШКАР ОРОСТАНИ ХУСРАВ

Чу аз пеши Хусрав бурун шуд Ҳаҷир,
Сипаҳбад ҳаме рой зад бо дабир.

Зи бас меҳрубонӣ, ки буд бар сипоҳ,
Саросар ҳама разм буд рои шоҳ.

Ҳаме гуфт: “Агар лашкар Афросиёб
Биҷунбонад аз ҷою бугзорад об,

Сипоҳи маро бугсилонад зи ҷой,
Маро рафт бояд чунин[3] аст рой.

Ҳамон гаҳ шаҳи Нӯзаронро бихонд,
Бифармуд, то тез лашкар биронд.

Ба сӯи Деҳистон сипаҳ баркашид,
Ҳама дашти Хоразм лашкар кашид.

Нигаҳбон Ашкаш[4] бувад рӯзи ҷанг,
Ба ҷанг-андар ояд ба сони паланг.

Табира баромад зи даргоҳи Тус
Хурӯшидани ною рӯинакӯс.

Сипоҳу сипаҳбад барафтан гирифт,
Замин сумми аспон нуҳуфтан гирифт.

---

1. ТХЗ - Сипаҳ бошад аз ҷанг пардохта,
Бувад корҳо сар ба сар сохта.
2. Л- Зи наздики.
3. ИЛ- Ҳамин.
4. ИЛМ - лашкар.

Ту гуфтӣ, ки хуршеди гардон[1] ба пой
Бимонд аз ниҳеби саворон ба ҷой.

Ду ҳафта ҳаме ронд з-он[2] сипоҳ,
Ки шуд рӯшноӣ зи хуршеду моҳ.

Пароканда[3] бар гирди гетӣ[4] хабар
Зи ҷунбидани шоҳи пирӯзгар.[5]

Чу Тус аз дари шоҳи Эрон бирафт,
Сабук шоҳ рафтан басечид тафт.

Або сад[6] ҳазор аз гузидасарон
Ҳама паҳлавонони кундоварон

Ба наздики Гударз бинҳод рӯй
Або номдорони пархошҷӯй.

Або пилу бо кӯсу бо фарраҳӣ,
Або тоҷу бо тахти шоҳаншаҳӣ.

Ҳаҷир омад аз пеши Хусрав дамон,
Гурозону тозону дил шодмон.[7]

Або хилъату хубиву хуррамӣ,[8]
Ту гуфтӣ*[9] ҳаме барнавардад[10] замӣ.

Чу омад ба наздики пардасарой,
Баромад хурӯшидани каррной.

1. - тобон.
2. И- ҳамерафт аз Эрон.
3. И- пароканд.
4. И-кишвар.
5. ИМ - фирӯзгар.
6. И-даҳ.
7. И-хандон.
8. Л-фарраҳӣ.
9. М-гӯй.
10. Л-ҳаме дарнавардад.

Пазира шудандаш меҳон[1]*[2] сар ба сар,
Ҳаме меҳтарон баста зарринкамар.[3]*[4]

Чу омад бари номвар паҳлавон,
Бигуфт, он чи дид аз шаҳи хусравон.

Навозидани шоху пайванди ӯй,
Ҳаме гуфт озодиву панди ӯй,

Ки чун бар сипаҳ густаридаст меҳр,
Чи гуна зи пайғом букшод чеҳр.[5]

Пас он номаи шаҳрёри ҷаҳон
Ба Гударз доду дуруди меҳон.*[6]

Навозидани шоҳ бишнид *[7] аз ӯй,
Бимолид он нома бар чашм ӯй.

Чу букшод мӯҳраш,[8] ба хонанда дод,
Суханҳо бад-ӯ кард хонанда ёд.[9]

Сипаҳдор бар шоҳ кард офарин,
Ба фармон бибӯсид рӯи замин.

Бибуд он шабу рой зад бо писар,
Ба шабгир биншасту букшод дар.

---

1. ТП - дар ЗЛМ ин б. пас аз б. 1075 омадааст, ки муносибтар ба назар менамояд:
   Чу хезад ба чарх - андарун доварӣ,
   Зи моҳу зи ноҳиду аз муштарӣ.
2. М- ҷаҳон.
3. ТПИПМ -ин.б. дар. 3 пас аз б. 1086 омадааст, ки ба назар муносибтар менамояд:
   Биёрост лашкар чу чашми хурӯс,
   Або занги заррину пилону кӯс.
4. М-замин пур зи лола, ҳаво пур зи зар.
5. Л-б. 1078 нест.
6. М-дуруд аз меҳмон.
7. М-бишнуд.
8. И-нома.
9. ТИЗ - Сипаҳ яксара хонданд офарин
   Бар он меҳрубон шаҳрёри замин.

Ҳама номдорони лашкар пагоҳ
Бирафтанду бар сар ниҳода кулоҳ.

Пас он номаи шоҳи фаррух Ҳаҷир
Биёварду бинҳод пеши дабир.

Дабир он замон панду фармони шоҳ
Якояк ҳаме хонд пеши сипоҳ.

Сипаҳдор рӯзидеҳонро бихонд,
Ба девони динордодан нишонд.

Зи аспон гала ҳар чи будаш ба кӯҳ,
Ба лашкаргаҳ овард яксар гурӯҳ.

Дари ганҷи динору теғу камар
Ҳамон афсару ҷавшану хӯди зар.

Ба рӯзидеҳон дод яксар калид,
Чу омад гаҳи кина ҷустан падид.

Барафшонд бар лашкар он хоста
Савору пиёда шуд ороста.

Яке лашкаре гашт бар сони кӯҳ,
Замин аз паи бодпоён сутӯҳ.

Дили наррашерон[1] аз эшон ба бим,
Ҳама ғарқа дар оҳану зарру сим.

Бифармудашон ҷангро сохтан,
Дилу гӯш додан ба кин хостан.[2]

Бирафтанд пеши сипаҳбад гурӯҳ
Аз*[3] анбӯҳи лашкар ба кирдори кӯҳ.

1. Л-шермардон.
2. ЛМ - Бифармуд, то ҷангро сохтанд,
Дилу кӯсу дида ба кин охтанд.
3. М- Бар.

Бад-эшон нигаҳ кард солормард,
Замин тира дид, осмон лоҷвард.

Чунин гуфт, к-аз гоҳи Ҷамми[1] барин
Наёрост кас лашкаре ҳамчунин.[2]

Ба аспу силеҳу ба симу ба зар,
Ба пилони ҷангиву шерони нар.

Агар ёр бошад ҷаҳонофарин,
Бупечам инонро аз эдар ба Чин.

1100 Чу ин гуфту[3] фарзонагонро бихонд,
Або номдорон ба ромиш нишонд.

Ҳаме хӯрд май шод бо чангу ной,[4]
Ҳаме бо ялон размро кард рой.

## НОМАИ ПИРОН БА ГУДАРЗИ КАШВОД

Ба Пирон расид огаҳӣ з-ин сухун,
Ки солори Эрон чӣ афканд бун.

Аз он огаҳӣ шуд дилаш пурниҳеб,
Сӯи чора баргашту банду финеб.

Зи дастури фархундарой огаҳӣ[5]
Биҷуст андарун[6] ҷустани кин раҳе.[7]

1105 Яке нома фармуд пас, то дабир
Нависад сӯи паҳлавон ногузир.

1. Л-ҷам то.
2. Л- размгоҳе чунин.
3. Л-Чу биншаст.
4. Л-Ҳамехӯрд шодикунон дил ба ҷой.
5. ИЛ- он гаҳе.
6. ИЛ-андарин.
7. Л- пас аз б. 1104 ин б. омада:
   Басе рой гуфтанду фарҷоми кор
   Бад-он хатм карданд к-он рӯзгор.

Сари нома кард офарини бузург,
Ба Яздон паноҳаш зи деви сутург.

Дигар гуфт, к-аз кирдгори ҷаҳон
Нахоҳам ҳаме ошкору ниҳон,

Магар к-аз миёни дурӯя сипоҳ
Ҷаҳондор бардорад ин кинагоҳ.[1]

Агар ту ки Гударзӣ, ин хостӣ,
Ки кина ба гетӣ*[2] биёростӣ,

Баромад зи гетӣ ҳама коми ту,
Чӣ гӯӣ, чӣ бошад саранҷоми ту?

Нигаҳ кун, ки чандон далерони ман
Зи хешони наздику шерони ман

Тани бесароншон*[3] фикандӣ ба хок
Зи Яздон надорӣ ҳаме тарсу[4] бок.

Зи меҳру хирад рӯй бартофтӣ,
Кунун он чи ҷустӣ, ҳама ёфтӣ.

Гаҳ омад, ки гардӣ аз ин кина сер,
Ба хунрехтан бар набошӣ[5] далер.

Нигаҳ кун, к-аз Эрону Турон савор,*[6]
Чӣ моя табаҳ шуд дар ин корзор.[7]*[8]

Гаҳ омад ки бахшоиш ояд туро,
Зи кин ҷустан осоиш ояд туро.

1. И - кинахоҳ.
2. М-гетӣ ба кина.
3. И-Буридӣ сароншон.
4. Л -шарму.
5. Л-чанд бошӣ.
6. М-сипоҳ.
7. И-б. 1115.
8. М- размгоҳ.

Ба кин ҷустани мурдаи нопадид,
Сари зиндагон чанд хоҳӣ бурид?!

Агар боз н-ояд шуда рӯзгор,
Ба гетӣ-дарун тухми кина макор.

Равонат маранҷону магдоз тан,
Зи хун рехтан бозкаш хештан.

Пас аз марг нафрин бувад бар касе,
К-аз ӯ номи зиште бимонад басе.

Ҳар он гаҳ ки мӯи сияҳ шуд[1] сафед,
Ба будан намонад фаровон умед.

Битарсам, ки гар бори дигар сипоҳ
Ба ҷанг-андар ояд дар ин кинагоҳ,

Набинӣ зи ҳар ду сипаҳ кас ба пой,
Бипаррад равон, кина монад ба ҷой.

В-аз он пас кӣ донад, ки пирӯз кист,
Нагунбахт ар гетиафрӯз, кист?

В-ар эдун ки хоҳӣ ту хун рехтан,
Бад ин размгаҳ бо ман овехтан,

Бад-ин сон ҳаме ҷанги шерон кунӣ,
Ҳамон аз паи буми[2] Эрон кунӣ.

Бигӯӣ кунун то ман андар шитоб
Наванде фиристам ба Афросиёб.[3]

Бидон то бифармоядам,[4] то замин
Бубахшему пас дарнавардем[5] кин.

1. Л-бинӣ сияҳро.
2. Л-Шаҳри.
3. И-б. 1126, 1127 нест.
4. И-К-аз он то чӣ фармоядам.
5. И- барнавардем.

Чунон чун ба гоҳи Манучеҳршоҳ
Ба бахшиш ҳаме дошт гетӣ нигоҳ.

Ҳар он шаҳр к-аз марзи[1] Эрон ниҳӣ,
Бигӯ то кунемаш зи туркон тиҳӣ.

Аз ободу вайрону ҳар*[2] буму бар
Чӣ фармуд Кайхусрави додгар.[3]

Аз Эрон ба кӯҳ-андар оям нахуст,
Дари Ғурчагон то дари буми Буст.

Дигар Толиқоншаҳр то Форёб
Ҳамедун ба бахш-андарун Андароб.

Дигар панҷ шаҳр аст то Бомиён,
Дигар марзи Эрону ҷои каён.

Дигар Гӯркони*[4] фархундаҷой,
Ниҳодаст номаш ҷаҳонкадхудой.

Дигар аз дари Балх то[5] Бадхшон,
Ҳамин аст аз ин подшоҳӣ нишон.

Фурӯтар ки аз дашти Омую Зам,
Ҳамэдун ба Хатлон дарояд ба ҳам.

Чу Шингону чун Тирмиду Висагирд,
Бухорову шаҳре, ки ҳасташ ба гирд.

Ҳамэдун бирав то дари Суғд низ,
Наҷӯяд кас он подшоҳӣ ба чиз.

В-аз он сӯ ки шуд Рустами невсӯз,
Супорад бар ӯ кишвари Нимрӯз.

1. Л-шаҳри.
2. М-ҳама.
3. И-б. 1130-1131 нест.
4. М-Гузгонон.
5. И-Мулитон ояду.

Зи наздики ӯ боз хоҳам сипоҳ,
Сӯи Бохтар баркушоем роҳ.

Бипардозам ин то дари ҳиндувон,
Надорем торик аз ин пас равон.

Зи Кашмир в-аз Кобулу Қандаҳор
Раворав сӯи Синд ҳам з-ин шумор.

В-аз он сӯ, ки Лӯҳросп шуд ҷангҷӯй,
Алонону он[1] дар супорам бад-ӯй.

В-аз ин марз пайваста то кӯҳи Қоф,
Ба Хусрав супорам абеҷангу лоф[2].

В-аз он сӯ ки Ашкаш бишуд ҳамчунин,
Бипардозам акнун[3] саросар замин.

В-аз он пас ки ин карда бошам ҳама,
Зи ҳар сӯ бари хеш хонам рама.[4]

Ба савганд паймон кунам пеши ту,
К-аз ин пас набошам бадандеши ту.

Бидонӣ ки ман ростӣ хостам,[5]
Ба меҳру вафо дил биёростам.[6]

Сӯи шоҳи Тӯрон[7] фиристам хабар,
Ки моро зи кина бупечид сар.

Ҳамэдун ту[8] наздики Хусрав ба меҳр
Яке нома бинвису букшой чеҳр,

1. И-ғуз.
2. Л-б.1144, 1145 нест.
3. Л-Эрон.
4. Л-б. 1147 нест.
5. И- мо оштӣ хостем: ЛМ - хостем.
6. ИЛМ - биёростем.
7. И-туркон.
8. И-ба.

К-аз ин аз раҳи меҳр гуфтори ман,
На хун рехтан бо ту пайкори ман.

Чу паймон ҳама карда бошем рост,
Зи ман хоста, ҳар чӣ Хусрав бихост.

Фиристам ҳама сар ба сар назди шоҳ,
Дари кин бубандад магар бар сипоҳ.

В-аз он пас ки он карда бошем низ,
Гаравгон фиристему ҳар гуна[1] чиз.

Бипайвандам аз меҳру оину дин,
Бидӯзам ба дасти вафо чашми кин,

Ки бугсист ҳангоми шоҳи бузург,
Зи бад гавҳари Туру Салми сутург.

Фаридун ки аз дард саргашта шуд,
Куҷо Эраҷи номвар кушта шуд.[2]

Ҷуз ин[3] ҳар чӣ бояд, ба некӣ бихоҳ,
В-аз он пас бар ин нома кун назди шоҳ.

Набояд к-аз ин хубгуфтори ман
Гумоне ба сустӣ баранд анҷуман,

Ки ман ҷуз ба меҳр ин нагӯям ҳаме,
Саранҷом некӣ биҷӯям ҳаме.

Маро ганҷу мардон аз они ту беш,
Ба мардонагӣ ном аз они ту пеш.

Валекин бар ин кина ангехтан,
Ба бедод ҳар ҷой хун рехтан.

---

1. ИЛ-фиристодаву дода.
2. Л- Фаридун, ки кеҳтар писар кушта дид,
Сари Эраҷи номвар гашта дид.
3. ЛМ - зи ман.

Бисӯзад ҳаме бар сипаҳ-бар дилам,
Бикӯшам, ки кин аз миён бугсилам.

Ва дигар ки аз кирдгори ҷаҳон
Битарсам ҳаме ошкору ниҳон,

Ки напсандад аз мо бадӣ додгар,[1]
Газофа бипардозад ин буму бар.[2]

Агар сар бупечӣ зи гуфтори ман,
Биҷӯӣ ҳаме жарф пайкори ман.

Гунаҳкор дорӣ маро бегуноҳ,
Нахоҳӣ ба гуфтор кардан нигоҳ.

Куҷо доду бедод пешат якест,
Ҷуз аз кинагустурданат рой нест.

Гузин кун зи гурдони Эрон сарон,
Касе к-ӯ гирояд ба гурзи гарон,

Ҳам эдун ман аз лашкари хеш мард
Гузинам чу бояд зи баҳри набард.

Ҳама як ба дигар фароз оварем,
Саронро сӯи ҷанг боз оварем.

Ҳам эдун ману ту ба овардгоҳ
Бигардем як бо дигар кинахоҳ.

Магар бегуноҳон зи хун рехтан
Ба осоиш оянд аз овехтан.

Касе к-аш гунаҳгор дорӣ ҳаме,
В-аз ӯ бар дил озор дорӣ ҳаме,

Ба пеши ту орам ба рӯзи набард,
Бибояд-т паймон яке низ кард,

1. ИЛ - кирдгор.
2. ИЛ-рӯзгор.

Ки гар ту ба мо[1] даст ёбӣ ба хун,
Шавад бахти гурдони туркон[2] нагун,

Наёзорӣ аз бун[3] сипоҳи маро,
Насӯзӣ бару буму гоҳи маро.

Гузаршон диҳӣ, то ба Турон шаванд,
Каминро насозӣ бар эшон газанд.

В-агар ман бувам бар ту пирӯзгар,
Диҳад мар маро ахтари нек бар,

Насозам бар эрониён - бар камин,
Нагирем хашму наҷӯем кин.

Сӯи шаҳри Эрон диҳам роҳашон,
Гузорам якояк сӯи шоҳашон.

Аз эшон нагардад яке*[4] коста,
Шаванд эмин аз ҷону аз хоста.

В-ар эдун ки з-ин сон наҷӯӣ[5] набард,
Дигаргуна хоҳӣ ҳаме кор кард,

Бар андӯҳ ҷӯӣ ҳаме корзор,
Сипаҳро саросар ба ҷанг андар ор.

Ҳар он хун ки ояд ба кин[6] рехта,
Ту бошӣ бад-он гетӣ овехта.

Бубаст аз бари нома мар бандро,
Бихонд он гаронмоя фарзандро.

Писар буд мар ӯро сари анҷуман,
Ки буд[7] ном Рӯину рӯинатан.

1. ЛМ-ки бар мо ту гар; И-ки бар мо агар.
2. И-Тӯрон; Л-туркон ба як роҳ.
3. И-наёзор з-ин пас.
4. М-касе.
5. Л-к-аз эшон нахоҳӣ.
6. И-кина.
7. ИМ-яке.

Бихондаш ки[1] наздики Гударз шав,
Сухан гӯй ҳушёру посух шунав.

Чу Рӯин бирафт аз дари номвар
Фиристода бо даҳ савори дигар,[2]

Биёмад хирадманду равшанравон
Давон то саропардаи паҳлавон.

Биёмад чу Гударзро дид, даст
Ба каш карду сар пеш бинҳод паст.

Сипаҳдор барҷаст, з-он ҷо ки буд,[3]
Ба оғӯш танг андаровард зуд.

Зи Пирон бипурсид в-аз лашкараш,
Зи гурдону аз шоҳу аз кишвараш.

Бизад даст[4] Рӯин, пас он нома пеш
Биёварду бугзорд*[5] пайғоми хеш.

Дабир омаду нома бархонд зуд,
Ба Гударз гуфт, он чи дар нома буд.[6]

Зи бас хуб гуфтору аз панд хуб
Намудан бад-ӯ роҳи пайванд хуб.

Хирадманд Пирон ки дар нома ёд
Чӣ овард в-аз панди некӯ чӣ дод.

Ба Рӯин чунин гуфт пас паҳлавон,
Ки эй пури солору фаррухҷавон.

1. И-Бад ӯ гуфт; Л-бигуфташ ки.
2. ТПЗИМ - Чу Рӯини Пирон ба даргаҳ расид,
Сӯи паҳлавони сипаҳ кас давид.
Фиристодаро хонд пас паҳлавон,
Ҳамон чун ба парда даромад ҷавон.
3. ИЛ-барҷасту ӯро чу дид.
4. И-Сабук дошт.
5. М-бугзошт.
6. Л0-б. 1196
ТПЗИ – Чу нома ба Гударз бархонданд,
Ҳама номдорон фурӯ монданд.

Ба[1] меҳмони мо буд бояд нахуст,
Пас ин посухи нома бояд-т ҷуст.

Саропардаи нав бипардохтанд
Нишастангаҳи хусравӣ сохтанд.[2]

Пурандеша гашта дили паҳлавон*[3]
Нишаста худу ройзан ҳардувон.*[4]

Пас он номаро посух оростанд,
Сухан ҳарчи некӯтар, он хостанд.

Яке[5] ҳафта Гударз бо руду май
Ҳаме*[6] номаро посух афканд пай.

Зи боло чу хуршеди гетифурӯз
Бигаштӣ, сипаҳбад гаҳи нимрӯз.

Маю руду ромиш*[7] биёростӣ,[8]
Фиристодаро пеши худ хостӣ.

## ПОСУХИ НОМАИ ПИРОН БА ГУДАРЗ

Чу як ҳафта бугзашт, ҳаштум пагоҳ
Нависандаи номаро хонд[9] шоҳ.

Бифармуд, то нома посух навишт,*[10]
Дарахте зи кина ба наввӣ бикишт.

Сари нома кард офарин аз нахуст,
Дигар посух овард як-як дуруст,

---

1. ЛМ—ту.
2. ТПЗЛИ – Ба дебои румӣ биёростанд,
   Хушиҳову ромишгарон хостанд.
3. М-он ҷавон.
4. М-Ки то дод чун посухаш паҳлавон.
5. И-ба як.
6. М-Ҳамин
7. М-маҷлис.
8. И-Май оварду ромишгар оростӣ.
9. ИЛ-Нависандаро хонд солори.
10. М-Аз ин номаи.

Ки бархондам он номаро сар ба сар
Шунидем гуфтори ту дар ба дар.

Расонид Рӯин бари мо паём
Якояк ҳама, ҳар чӣ бурдӣ ту ном,

Валекин шигифт ояд аз кори ту,
Маро аз чунин хуб гуфтори ту.

Дилат бо забон ҳеҷ ҳамсоя нест,
Равони туро аз хирад моя нест.

Ба ҳар кор чарбӣ ба кор оварӣ,
Суханҳо чунин пурнигор оварӣ.

Касеро ки аз бун набошад хирад,
Гумон бар ту-бар меҳрубонӣ барад.

Чу шӯразаминӣ, ки аз дур об
Намояд, чу тобад бар ӯ офтоб.

Валекин на кори финеб асту банд
Ба ҳангоми гурзу синону каманд.

Маро бо ту ҷуз кину пайкор нест,
Гаҳи посуху рӯзи гуфтор нест.

Нигар, то чӣ сон гардад акнун сипеҳр,
На ҷои финеб асту пайванду меҳр.

Киро дод хоҳад ҷаҳондор зӯр,
Киро бардиҳад бахти пирӯзу[1] ҳур,

Валекин аз ин гуфта посух шунав,
Хирад ёр кун, бахтро пешрав.

Нахуст он ки гуфтӣ, ман аз меҳр низ
Зи Яздону аз гардиши растахез

1. Л-бедору.

Нахоҳам, ки ояд маро пеш ҷанг,
Дилам гашт аз ин кор торику[1] танг,

Дилат бо забон ошноӣ надошт
Бад-он гаҳ ки ин гуфта бар лаб гумошт,

Ки гар дод будӣ ба дил-т-андарун
Туро пешдастӣ набудӣ ба хун.

Нахустин ки омад ба пеши ту Гев
Бузургони ҳушёру гурдони нев,[2]

Або панду андарзу гуфтори нағз
Бузургони Эрон покизамағз,[3]

Бисозидӣ*[4] ин ҷангро лашкаре
Зи кишвар дамон то дигар кишваре,

Ту кардӣ ҳама ҷангро даст пеш,
Сипаҳро ту баркандӣ аз ҷои хеш.

Хирад к-аз[5] пас омад, зи[6] пеш омадӣ,
Ба фарҷомат ором беш омадӣ.

Валекин сиришти баду хӯи бад
Туро бугзаронад зи роҳи хирад.

Бадӣ худ дар ин[7] тухма дар гавҳар аст,
Ба бад меҳри[8] ин гавҳар андарх(в)ар аст.

Шунидӣ ки бар Эраҷи некбахт*[9]
Чӣ омад зи Тур аз паи тоҷу тахт.

1. И-кори бедод.
2. ТПМ - Сухан гуфт худ бо ту аз ҳар даре,
Зи ҳар номдореву ҳар кишваре.
3. ИЛ-б. 1227 нест.
4. М-Ту соҷидӣ.
5. ИЛ- гар.
6. ИЛ-ту.
7. И-Хӯи бад бад-он.
8. ИЛМ-меҳри бад.
9. М-б. 1238 нест.

Бад аз Туру Салм омад андар замин,
Саросар бигустард бедоду кин.

Фаридун ки аз дарди дил рӯзу шаб
Ба нафрин кушодӣ бар эшон ду лаб,

Ба ёрии додори некидиҳиш
Ҳамаш меҳри дил буду ҳам парвариш.

Манучеҳр он кинаро боз хост,
Ба фарри бузургӣ ҷаҳон кард рост.

Агар Тур бад кард, бад дид боз,
Гузашт андарун рӯзгори дароз.[1]

Ба Афросиёб омад он хӯи бад
Аз он номдорони андакхирад.

Зи сар бо Манучеҳр нав кин ниҳод,
Ҳамэдун або Нӯзару Кайқубод.

Ба Ковуси Кай кард худ, он чи кард,
Баровард аз Эрони обод гард.

В-аз он пас ба хуни Сиёвахш боз
Фиканд инчунин кинаи нав дароз.

Наёмад бад-он гаҳ туро дод ёд,
Ки бар*[2] бегунаҳ ҷони ширин бидод.

Чӣ моя бузургони ботоҷу гоҳ
Аз Эрон шуданд андар ин кин табоҳ.

Ва дигар ки гуфтӣ ту бо пирсар
Ба хун рехтан чанд бандӣ камар?

Бидон, эй ҷаҳондидаи пурфиреб,
Ба ҳар кор дида фарозу нишеб,

1. ИЛ-б 1236-1238 нест.
2. М-ӯ.
2. М-ҳама.

Ки Яздон маро зиндагонӣ дароз
Аз он дод бо бахти гарданфароз,

Ки аз шаҳри Турон ба рӯзи набард
Зи кина барорам ба хуршед гард.

Битарсам ҳаме ман,[1] ки Яздони ман
Зи тан бугсилонад ҳаме ҷони ман.

Ман ин кинаро н-оварида ба ҷой
Бару буматон носипарда ба пой.

Се дигар ки гуфтӣ зи Яздони пок
Набинам ба дил-т-андарун тарсу бок.

Надонӣ, к-аз ин хира хун рехтан,
Гирифтор гардад ба фарҷом тан.

Ман акнун бад-ин чарб гуфтори ту
Агар бозгардам зи пайкори ту,

Ба ҳангоми пурсиш зи ман кирдгор
Бипурсад аз ин гардиши рӯзгор,

Ки солориву зӯру мардонагӣ
Туро додаму ганҷу[2] фарзонагӣ.

Ба кини Сиёвуш камар бар миён
Набастӣ чаро пеши эрониён?

Ба ҳафтод хуни гиромиписар
Бипурсад зи ман довари додгар.

Ба посух ба пеши ҷаҳонофарин
Чӣ гӯям, чаро бозгаштам зи кин?

Зи кини Сиёвуш чаҳорум сухун,
Ки афкандӣ, эй пирсолор бун.

---

1. М-он.
2. Л-хуб.
2. И-ганҷу.

Ту гӯӣ зи баҳри тани гашта хок
Нашояд ситад зиндаро ҷони пок.

Ту бишнос, к-он зишт кирдорҳо
Ба дил-бар зи ҳар гуна озорҳо,

Ки бо шаҳри Эрон шумо кардаед,
Чӣ моя каёнро биёзурдаед.

Чӣ паймон шикастан, чӣ кин охтан,
Ҳамеша ба сӯи бадӣ тохтан.[1]

Чу ёд ояд ин, чун кунам оштӣ,
Ки некӣ саросар бадӣ доштӣ?

Ба панҷум ки гуфтӣ ки паймон кунам,
Зи Турон саронро гаравгон кунам.

Ба наздики Хусрав фиристем ганҷ,
Бубандем бар хештан роҳи ранҷ,

Бидон, эй нигаҳбони[2] туронсипоҳ,
Ки фармон чунин[3] нест моро зи шоҳ.

Маро ҷанг фармуду овехтан,
Ба хуни[4] Сиёвахш[5] хун рехтан.

Чу фармони Хусрав наёрам ба ҷой,
Равон шарм дорад зи кайҳонхудой.

В-ар уммед дорӣ, ки Хусрав ба меҳр
Кушода бад-ин гуфтаҳои ту чеҳр.

Гаравгону он хоста ҳар чӣ ҳаст,
Чу Лаҳҳоку Рӯини хусравпараст,

1. И-додаам зӯру.
2. И-сипаҳдорӣ.
3. И-чаро.
4. И-Ба кини.
5. Л-Сиёвуш.

Гусӣ кун ба зудӣ ба наздики шоҳ,
Сӯи шаҳри Эрон кушодаст роҳ.

Шашум шаҳрҳое, ки кардӣ ту ёд,
Бару буми ободу фаррухниҳод.

Супорим гуфтӣ саросар[1] ҳама,
Бари хеш хонам якояк рама.

Маро кард Яздон аз ин бениёз
Гар огаҳ наӣ, то кушоем роз.

Сӯи Бохтар то ба марзи хазар
Ҳама гашт Лӯҳроспро сар ба сар.

Сӯи Нимрӯз-андарун то ба Синд
Ҷаҳон шуд ба кирдори румипаринд.

Ҳама[2] Рустами нев бо теғи тез
Баровард аз эшон дами растахез.

Сари ҳиндувон бо дурафши сиёҳ
Фиристод Рустам ба наздики шоҳ.

Деҳистону Хоразму он буму бар
Ки туркон бароварда буданд сар.

Биёбон[3] аз эшон бипардохтанд,
Ки аз ҳар сӯе тохтан сохтанд.

Биборид Ашкаш ба Шеда тагарг,
Фуруд оваридаш ба наздики марг.

Асирону аз хоста чанд чиз
Фиристод наздики Хусрав ба низ.

В-аз ин сӯ ману ту ба ҷанг-андарем,
Бад-ин маркази ному нанг-андарем.

1. ИЛ-ба Хусрав.
2. Л-Таҳам.
3. Л-Саросар

Ба якчанд дидӣ зи ман[1] дастбурд
В-аз ин номдорону шерони гурд.

Гар эдун ки рӯй андарорӣ ба рӯй,
Раҳонам туро з-ин ҳама гуфтугӯй.

Ба нерӯи Яздону фармони шоҳ
Ба хун ғарқа гардонам ин размгоҳ.

Ту эй номвар паҳлавони сипоҳ,
Нигаҳ кун бар ин гардиши ҳуру моҳ,

Ки банди сипеҳрӣ фароз омадаст,
Сари бахти туркон ба гоз омадаст.

Нигар, то зи кирдори бадгавҳарат
Чӣ орад ҷаҳонофарин бар сарат.

Замона зи бад доман андаркашид,
Мукофоти бадро бад омад падид.

Бияндеш[2] бисёру букшой гӯш,
Сухан аз хирадмандмардум нииюш.

Бидон, к-инчунин лашкари номдор,*[3]
Саворони шамшерзан сад ҳазор.

Ҳама номҷӯю ҳама кинахоҳ,
Ба афсун нагарданд аз ин размгоҳ.

Замона баромад ба ҳафтум сухун
Фикандӣ вафоро ба савганд бун.

Ба паймон маро бо ту гуфтор нест,
Хирадро равонат харидор нест,

Азеро ту бо ҳар кӣ паймон кунӣ,
Вафоро ба фарҷом гирён[4] кунӣ.

1. И-Ту он.
2. Л-Ту биндеш.
3. М-бешумор.
4. ЛМ –Вайрон.

Ба савганди ту шуд Сиёвуш ба бод,
Ба гуфтори ту - бар кас эмин мабод!

Набудиш фарёдрас рӯзи дард,
Чӣ моя ба сахтӣ туро ёд кард![1]

Ба ҳаштум, ки гуфтӣ маро тоҷу тахт,
Аз они ту беш асту мардию бахт,

Ҳамэдун фузунам ба мардону[2] ганҷ,
Валекин диламро зи меҳр аст ранҷ.

Ман эдун гумонам, ки то ин замон
Ба ҷанг озмудӣ маро бегумон.

Гарам беҳунар ёфтӣ рӯзи кин,
Ту донӣ, кунун бозам аз сар бубин.

Ба ганҷу ба тоҷу ба тахту ҳунар,[3]
Бароям або ту магар сар ба сар.

Ба фарҷом гуфтӣ, зи мардони мард
Тане чанд бугзин зи баҳри набард.

Ман аз лашкари турк ҳам з-ин нишон
Биёрам саворони гарданкашон,

Ки аз*[4] меҳрубонӣ бар ин лашкарам
Нахоҳам, ки бедоду кин густарам.

Ту бо меҳрбонӣ ниҳӣ пой пеш
Ки донӣ ниҳони*[5] дилу рои хеш.[6]

1. «Бибудиш фарёдрас рӯзи бад,
Ба савганди ту ғарра будан сазад».
2. Л-мардиву.
3. ИЛ-б. 1304 нест.
4. М-зибас.
5. М-намоӣ.
6. ИЛ-б. 1308 нест.

Биёзорад аз ман ҷаҳондор шоҳ,
Ки*[1] аз ҳамдигар бугсилонам сипоҳ.

Яке лашкаре пургунаҳ пеши ман
Пур аз дарди эшон дили анҷуман.[2]

Набошад зи ман шоҳ ҳамдостон,
К-аз инон[3] бигардам бад-ин достон.

Нахустин ба анбӯҳ захме чу кӯҳ
Бибояд задан сар ба сар ҳамгурӯҳ.

Миёни ду лашкар ду саф баркашед,
Гар эдун, ки пирӯзӣ ояд падид.

В-агарна ҳам аз номдорони мард
Биёрему созем ҷои набард.

Аз ин гуфта гар бугсилӣ боз дил,
Ман аз гуфтаи худ наям дилгусил.

В-ар эдун, ки бо ман ба овардгоҳ
Басанда нахоҳӣ будан бо сипоҳ,

Сипаҳ хоҳ ёвар зи солори хеш,
Ба жарфӣ нигаҳ дор*[4] паргори[5] хеш.

Пароканда аз лашкарат хастагон
Зи хешу зи пайванду[6] пайвастагон

Бимон, то шаванд аз пазишкон дуруст,
Замон ҷустан акнун бад-ин кори туст.

---

1. М-гар.
2. ТПЗЛ- Ва дигар, ки гуфтӣ мубориз гузин,
   Ки бо ман бигардад дар ин дашти кин.
3. Л-эшон.
4. М-кун ба пайкори.
5. И-пайкори.
6. И-хешону наздику.

Агар хоҳӣ аз ман[1] замону диранг,
В-агар ҷанг хоҳӣ, биёрой ҷанг.

Бад-он гуфтам ин,[2] то ба рӯзи набард—
Ба мо-бар баҳона наёрӣ ту кард,

Ки ногоҳ бар мо ба ҷанг омадӣ,
Камин кардиву бediранг омадӣ.

Ман ин кин агар то ба сад солиён
Бихоҳам,*[3] ҳамон аст,[4] акнун ҳамон.

Аз ин кина баргаштан уммед нест,
Шабу рӯз бар дидагонам[5] якест.

Чу ин посухи нома гашт испарӣ,
Фиристода омад ба сони парӣ.

Камар бар миён бар сутури наванд
Саворон ба гирд- андараш низ чанд.

Фуруд омад аз асп Рӯини гурд,
Гавонро ҳама пеши солор бурд.

Сипаҳдор фармуд, то мӯбадон
Зи лашкар ҳама номвар бихрадон

Ба зудӣ сӯи паҳлавон омаданд,
Хирадманду рӯинравон[6] омаданд.

Ҳамон[7] посухи нома пеши гавон
Бифармуд хондан ҳаме[8] паҳлавон.

1. ИЛ-Туро чанд хоҳӣ.
2. И-гуфтамат.
3. М-бичӯям.
4. Л-ҳамонат.
5. Л-бо гоҳу соат.
6. ИЛ – равшанравон.
7. ИМ – Пас он.
8. Л- бархондан.

Бузургон, ки ин номаи дилпазир
Шуниданд аз гуфти фаррухдабир,

Ҳушу рои Пирон сабук доштанд,
Ҳама панди ӯро тунук доштанд.

Ба Гударз-бар офарин хонданд,
Варо паҳлавони замин хонданд.

Пас он номаро мӯҳр карду бидод
Ба Рӯини Пирони висанажод.

Чу аз пеши Гударз бархостанд,
Бифармуд, то хилъат оростанд.

Аз аспони тозӣ ба зарринситом,
Чи афсар, чи шамшеру зарринниём,

Бубахшид ёрон-шро симу зар,
Киро дархур омад кулоҳу камар.

Бирафтанд Рӯину он даҳ сипоҳ,
Сӯи лашкараш баргирифтанд[1] роҳ.

Чу Рӯин ба наздики Пирон расид,
Ба пеши падар шуд, чунон чун сазид.

Ба наздики тахташ фурӯ бурд сар,
Ҷаҳондида Пирон гирифташ ба бар.

Чу бугзорд пайғоми солори шоҳ,
Бигуфт, ончи дид андар он размгоҳ.

Пас он номаро хонд пешаш дабир,
Якояк рухи паҳлавон шуд чу қир.

Дилаш гашт пурдарду ҷон пурниҳеб,
Бидонист, к-омад ба тангӣ нишеб.

1. И- лашкари худ гирифтанд.

Шикебоиву хомушӣ баргузид,
Накард он сухан бар сипаҳ-бар падид,

Аз он пас чунин гуфт пеши сипоҳ,
Ки Гударзро дил наёмад ба роҳ

Аз он хуни ҳафтод пури гузин
Наёромадаш дил замоне зи кин.

Гар эдун, ки ӯ бар гузашта сухун,
Ба наввӣ ҳаме кина афканд[1] бун.

Чаро ман ба кини бародар камар
Набандам, нахорам бад-ин кина сар?

Бар он хуни нӯҳсад сари номдор
Ки аз тан ҷудо шуд гаҳи корзор,

Ки андар бару буми Турон дигар
Саворе набандад чу Ҳумон камар.

Чу Настеҳан он сарви сояфикан,
Ки шуд ногаҳон нопадид аз чаман.

Бибояд кунун баст моро камар,
Намонам бар эрониён буму бар.

Ба нерӯи Яздону шамшери тез
Барорам аз он анҷуман растахез.

Зи аспон гала ҳар чӣ шоиста буд,
Зи ҳар сӯ ба лашкаргаҳ овард зуд.

Пиёда ҳама кард яксар савор
Дуаспа савор аз дари корзор.

Дари ганҷҳои куҳан баркушод,
Ба динор додан дил андарниҳод.[2]

1. Л- созад зи.
2. ИЛ-дар-андар кушод.

## ЁРИ ХОСТАНИ ПИРОН АЗ АФРОСИЁБ

Чу ин карда шуд, назди Афросиёб
Наванде барафканд ҳангоми хоб.

Фиристодае боҳушу рои пир,
Сухангӯю гурду савори далер,

Ки «Рав[1], шоҳи Туронзаминро[2] бигӯй,
Ки, эй додгар шоҳи дайҳимҷӯй,[3]

Аз он гаҳ, ки чархи сипеҳри баланд
Бигашт аз бари тирахоки нажанд,

Чу ту шоҳ бар гоҳ наншаст низ,
Ба кас номи шоҳӣ напайваст низ.

На зебо бувад ҷуз ту мар тахтро,
Кулоҳу камарбастану бахтро.

Аз он кас барорад ҷаҳондор гард,
Ки пеши ту ояд ба рӯзи набард.[4]

Яке бандаам ман, гунаҳкори ту,
Кашида сар аз рои бедори ту.[5]

Ба Кайхусрав аз ман биёзурд шоҳ,
В-аз он хештанро надонам гуноҳ,*[6]

Ки он эзадӣ буду буд он чӣ буд,
Наёяд зи[7] гуфтори бисёр суд.

Агар з-он ки бинад маро нек шоҳ,
Кунад гардан озоду бахшад гуноҳ,

---

1. И-шав.
2. ИЛ-Туронсипаҳро.
3. ИМ-Хусрави номҷӯй.
4. Л-б. 1363 нест.
5. Л-ҷуз.
6. М-орад паноҳ.
7. ЛМ-надорад ба.

Расонам ман акнун ба шоҳ огаҳӣ,
Ки гардун чи овард пеши раҳӣ.

Кашидам ба кӯҳи Канобад сипоҳ,
Бар эрониён[1] бар бубастем роҳ.

В-аз он сӯ биёмад сипоҳи гарон,
Сипаҳдор Гударзу бо ӯ сарон,

К-аз Эрон зи гоҳи Манучеҳршоҳ
Ба Турон наёмад фузун з-ин сипоҳ.

Ба Райбад яке ҷойгаҳ сохтанд,
Сипаҳро дар он[2] кӯҳ биншохтанд.

Сипаҳро се рӯзу се шаб чун паланг
Ба рӯй- андар оварда буд рӯй танг.

Наҷустем разм[3] андар он кинагоҳ,
Ки ояд магар сӯи ҳомун сипоҳ.[4]

Сипаҳдори Эрон наёмад сутӯҳ,
Ба ҳомун наёвард лашкар зи кӯҳ.

Бародар ҷаҳонгир[5] Ҳумони ман
Зи кина биҷӯшид аз ин анҷуман.

Ба Эронсипаҳ шуд, ки ҷӯяд набард,
Надонам чӣ омад бар он шермард?!

Биёмад ба кинҷустанаш пури Гев,
Бигардид бо гурд Ҳумони нев.

---

1. И-эронсипаҳ.
2. Л-сипаҳ дар бари; И-сипаҳ дар буни.
3. И-ҷанг.
4. ТПЗМ – Гар ояд сипоҳаш аз он кӯҳ бурун,
   Сари паҳлавонон бошад нагун.
5. И-ҷаҳондор.

Абар дасти чун Бежане[1] кушта шуд,
Сари ман зи тимори ман[2] гашта шуд.

Кӣ донист ҳаргиз, ки сарви баланд
Ба боғ аз гиё ёфт хоҳад газанд?!

Дили номдорон ба ҳам даршикаст,
Ҳама шодмонӣ шуд аз дард паст.

Ва дигар, ки Настеҳани номдор
Або даҳ ҳазор озмуда савор

Бирафт аз бари ман сапедадамон,
Биёмад-ш[3] аз гурзи Бежан зиён.[4]

Ман аз дарди дил баркашидам сипоҳ,
Ғиревон бирафтам ба овардгоҳ.

Яке разм то шаб баромад зи кӯҳ,
Бикардем бо якдигар ҳамгурӯҳ.

Чу нӯҳсад шуд аз номдорони шоҳ
Сар аз тан бурида бар он размгоҳ.

Ду баҳра зи гурдони ин анҷуман
Дил аз дард хаста,[5] ба шамшер тан.

Ба мо-бар шуда чира эрониён
Ба кина ҳама пок баста миён.

Битарсам ҳаме з-он ки гардонсипеҳр
Бихоҳад гусистан зи мо пок меҳр.

В-аз он пас шунидам яке бад хабар
К-аз он низ баргаштам осемасар,

1. И-Бежан чу ӯ.
2. ИЛ-ӯ.
3. ЛМ-Бад-ӯ омад.
4. И-бар дасти Бежан замон.
5. Л-зи.

Ки Кайхусрав ояд ҳаме бо сипоҳ
Ки пушти сипаҳбад бар ин размгоҳ.

Гар эдун, ки гардад дуруст ин хабар,
Ки Хусрав кунад сӯи мо-бар гузар,

Сипаҳдор донад, ки ман бо сипоҳ[1]
Наёрам шудан пеши[2] ӯ кинахоҳ.

Магар шоҳ бо лашкари киначӯ[3]
Ниҳад сӯи Эрон бад-ин ҷанг[4] рӯй.

Бигардонад ин бад зи турониён
Бубандад ба кина[5] камар бар миён,

Ки гар ҷони моро аз эронсипоҳ
Бад ояд, набошад касе кинахоҳ».

Фиристода чун гуфти Пирон шунид,
Ба кирдори боди дамон бардамид.

Нишаст аз бари бодпои наванд,
Ба кирдори оташ ҳаюни баланд.

Бишуд то ба наздики Афросиёб,
На дам зад ба раҳ-бар, на орому хоб.

Ба наздики шоҳ андаромад чу бод,
Бибӯсид тахту паёмаш бидод.

Чу бишнид гуфтори Пирон ба дард,
Дилаш гашт пурдарду[6] рухсор зард.[7]

1. Л-назди шоҳ.
2. Л-назди.
3. И-ҷангҷӯй.
4. И-кина.
5. И-бад-ин кин.
6. Л-пурхуну.
7. И-б. 1400, 1401 нест.

Шуд аз кори он куштагон хастадил,
Бад-он дард бинҳод пайваста дил.[1]*[2]

В-аз он низ, к-аз душманон лашкараш*[3]
Гурезону вайрон ҳама кишвараш.[4]

Зи ҳар сӯ ба танг андаровард ҷанг,
Бар ӯ-бар ҷаҳон гашта аз дард танг.

Чу гуфтори Пирон бар он сон шунид,
Сипаҳро ҳаме[5] пойбарҷой дид.

Бар ӯ офарин карду шодӣ намуд,*[6]
Ба дил-ш-андарун рӯшноӣ фузуд.

Фиристодаро пас бари хеш хонд,
Бисозиду он шаб ҳаме рой ронд.*[7]

Ба шабгир чун тоҷ бар сар ниҳод,
Ҳамон гаҳ фиристодаро бор дод.[8]

## ПОСУХИ ПАЙҒОМИ ПИРОН АЗ АФРОСИЁБ

Бифармуд, то бозгардад ба ҷой
Сӯи гурд Пирони фархундарой?[9]

Чунин дод посух, ки «Ӯро бигӯй,
Ки эй гурди номовари ростгӯй,[10]

---

1. Л-1402 нест.
2. М- Пур аз дард биншаст он сангдил,
   Шуд аз кори он куштагон тангдил.
3. М-сӯе лашкаре.
4. Л-шавад.
5. ИЛМ -ҳама.
6. М-Аз он гуна вайрон кунад кишваре
7. М- Фиристодаро дар бари хеш ҷой
   Бисозанду он шаб ҳаме кард рой.
8. ИЛ-дар кушод.
9. ИЛМ-номвар, некпай, кадхудой.
10. ИМ-меҳрубон некдил, нармхӯй.

Ту то зодӣ аз модари поктан,
Сипар карда пешам тани[1] хештан.[2]

Туро бештар назди ман дастгоҳ,
Туӣ бартар аз паҳлавонон ба ҷоҳ.[3]

Ҳам эдун ба ҳар кор бо ганҷи хеш,
Гузида зи баҳри ман ин ранҷи хеш.

Ту бурдӣ зи Чин то ба Эрон сипоҳ,
Ту кардӣ дилу бахти душман сиёҳ.[4]

Туӣ меҳтару[5] паҳлавони замин,
Ки бодо ба ҷонат ҳазор офарин![6]

Зи Туру Пашанг андаройӣ ба меҳр,
Чу ту паҳлавон барнаёрад сипеҳр.

Набинад сипаҳ чун ту солор низ,
Набандад камар чун ту ҳушёр низ.

Нахуст он ки гуфтӣ, ман аз анҷуман
Гунаҳгор донам[7] ҳаме хештан,

Ки Кайхусрав омад зи Туронзамин,
Ба Эрону бар мо бигустард кин.

Бидон[8] ман, ки шоҳам наёзурдаам,
Ба дил ҳаргиз ин ёд н-овардаам.

1. Л-кардаӣ пеши ман.
2. ИМ-сарафроз будӣ ба ҳар анҷуман.
3. Л-гоҳ
   ТПЗМ- Ҳамеша ба кин ҷустаи пеши ман,
   Фидо карда ҷону сипар карда тан.
4. И-тахти душман табоҳ.
5. Л-сарвару.
6. И-бб. 1415 нест.
7. Л-дорам.
8. ИЛ-бад-ин.

Набояд, ки бошӣ бар ин тангдил,
Ба тимор дорӣ пур аз нанг дил.[1]

Куҷо буданӣ бошад аз кирдгор,
Набояд варо ҳеҷ омӯзгор[2],

Ки Кайхусрав аз ман нагирад фурӯғ,
Набера махонаш, ки бошад дурӯғ.

Набошам ман ӯро ба гетӣ ниё,
Наҷӯям ҳаме з-ин сухан кимиё.

Бар ин кори ӯ кас гунаҳкор нест,
Маро бо ҷаҳондор пайкор нест.

Чунин хост в-ин буданӣ кор буд,
Маро бар дил аз ту чӣ озор буд?!

Ва дигар, ки гуфтӣ зи кори сипоҳ,
Зи гардидани чархи[3] хуршеду моҳ,

Ба як сон нагардад сипеҳри баланд,
Гаҳе шод дорад, гаҳе мустаманд.[4]

Ту дилро бад-ин кор хаста мадор,
Равонро бад-ин банд баста мадор.

Набишта чунин аст кори набард,
Зи ҳар сӯ ҳаме гардад ин тезгард.[5]

Ҳаме баркашад то ба хуршед-бар,
Ҳаме[6] андарорад зи хуршед сар.

---

1. Л- Зи тимор гирад пур ожанг дил.
   И-Зи тимор дорӣ пур аз занг дил.
2. ИЛ-б. 1322 нест.
3. ЛМ-тира.
4. ТПЗМ- Гаҳе бо маю руду ромишгарон,
   Гаҳе бо ғаму гурму ранҷи гарон.
5. Л-тирагард.
6. Л-Ҳам ӯ.

Сухан гуфтани куштагон гашт хоб,
Зи кини бародар ту сар барматоб.*[1]

Диле к-ӯ зи дарди бародар шахуд,
Давои[2] пизишкон бад-ӯ нест[3] суд.

Се дигар ки гуфтӣ, ки Хусрав зи гоҳ
Ба ҷанг эдар ояд ҳаме бо сипоҳ,

Ҷуз он аст, к-омад туро огаҳӣ,
Ки Кайхусрав ояд зи шоҳаншаҳӣ,

Ки Туси сипаҳбад ҳаме бо сипоҳ
Ба сӯи Деҳистон баромад зи роҳ.

Мабинод ҳаргиз кас он рӯзгор,
Ки ӯ пешдастӣ намояд ба кор,

Ки ман худ бар онам, к-аз эдар пагоҳ
Бад-он сӯи Ҷайҳун гузорам сипоҳ.

На Гударз монам, на Хусав, на Тус
На гоҳу на тоҷу[4] на лашкар, на кӯс.

Ба Эрон бар он гуна ронам сипоҳ,
Ки з-ин пас набинад касе тахти шоҳ.*[5]

Ба Кайхусрав аз ман намонад ҷаҳон,
Ба сар бар фуруд оямаш ногаҳон.

Ба ханҷар бар он сон бибуррам[6] сараш,
Ки гиряд бар ӯ зор худ модараш.

Магар, к-осмонӣ дигаргуна кор
Фароз ояд аз гардиши рӯзгор.

1. М-б. 1430-1420 нест.
2. ИЛМ-лоҷи.
3. И-надорад-ш.
4. Л-тоҷу на коҳу.
5. М-бӯқу.
6. И-Зи тан пок буррам.

Туро эй ҷаҳондидаи сарфароз,[1]
Накардаст Яздон ба чизе ниёз.

Зи мардону аз ганҷу нерӯи даст
Ҳама ҳарчи хоҳӣ, туро даст*[2] ҳаст.

Яке лашкари номвар сӣ ҳазор
Далеру хирадманду гурду савор,

Фиристодам инак ба наздики ту,
Ки равшан кунад[3] ҷони торики ту,

К-аз эрониён даҳ в-аз эшон яке
Ба чашми яке даҳ бувад андаке.

Чу наздикат оянд, рӯзе*[4] мапой,
Сару тоҷи Гударз бугсил зи ҷой.

Ҳамон кӯҳ, к-ӯ гирд дорад ҳисор,
Ба аспони ҷангӣ зи пой андарор!

Макаш даст аз эшон ба хун рехтан,
Чу пирӯз бошӣ ба овехтан.

Фиристода бишнид пайғоми шоҳ,
Биёмад бари паҳлавони сипоҳ.[5]

Чу бишнид Пирон, сипаҳро бихонд,
Фиристода аз бун сухан бозронд.

Сипаҳро ҳама сар ба сар дод дил,
Шуданд аз ғамон*[6] яксар озоддил,

---

1. И-меҳрубон.
2. М-рӯз.
3. И-шавад.
4. М-лашкар ба назди ту ояд.
5. ТПЗИЛ – Ба пеш андаромад ба сони чаман,
Хамида чу аз бод шохи суман.
Ба Пирон расонид пайғоми шоҳ
Аз он номдорони ҷангисипоҳ.
Л-бад-он. Якояк бари паҳлавони сипоҳ.
6. М-он замон.

Ниҳонӣ равонаш пур аз дард буд,
Пур аз хун дилу бахт*[1] пургард буд,

Ки аз ҳар сӯе лашкаре шаҳрёр
Ҳама коста дид бар корзор.

Ҳам аз шоҳи Эрон дилаш буд танг,
Битарсид, к-ояд якояк ба ҷанг.

Ба Яздон чунин гуфт, к-«Эй кирдгор,
Чӣ моя шигифт андар ин рӯзгор.

Киро баркашидӣ ту, афканда нест,
Ҷуз аз ту ҷаҳондору поянда нест.

Зи Хусрав нигар то бад-ин рӯзгор
Кӣ донист, к-ояд яке шаҳрёр?!

Нигаҳ кун бад-ин кори гарданда даҳр
Мар онро, ки аз хештан кард баҳр,

Барорад гули тоза аз хори хушк,
Шавад хок бо бахти бедор мушк.

Шигифтӣ бар он кун, ки озодмард
Ҳамеша дили хеш дорад ба дард.

Миёни ниёву набера-ду шоҳ
Надонам чаро бояд ин кинагоҳ?!

Ду шоҳи[2] ду кишвар чунин ҷангҷӯй,*[3]
Ду лашкар ба рӯй андаровард рӯй.

Чӣ донам*[4] саранҷоми ин корзор,
Киро баркашад гардиши рӯзгор.

1. М-рух.
2. ИЛ-шоху.
3. М-киначӯй.
4. М-гӯям.

Пас он гаҳ ба Яздон бинолид зор,
Ки эй равшани додгар кирдгор,

Гар Афросиёб андар ин кинагоҳ,
Або номдорони туронсипоҳ,

Бад-ин размгаҳ кушта хоҳад шудан,
Сари бахти мо гашта хоҳад шудан.

Чу Кайхусрав ояд аз Эрон ба кин,
Бад-ӯ боз гардад саросар замин.

Раво бошад аз хаста дар ҷавшанам
Барорад равон кирдгор аз танам.

Мабинод ҳаргиз ҷаҳонбини ман,
Гирифта касе роҳу оини ман.

Киро гардиши рӯз бо ком нест,
Варо марг бо зиндагонӣ якест.

## РАЗМИ ЭРОНИЁН ВА ТУРОНИЁН БА АНБӮҲ

Чу густард хуршед дебои зард,
Биҷӯшид дарёи дашти набард,[1]

Дурӯя зи лашкар баромад хурӯш,
Замин омад аз наъли аспон ба ҷӯш.

Сипоҳ андаромад зи ҳар сӯ гурӯҳ,
Бипӯшид ҷавшан ҳама дашту кӯҳ.[2]

Ду солор ҳарду ба сони паланг
Фароз овариданд лашкар ба ҷанг.

Ба кирдори борон зи абри сиёҳ
Биборид тир андар он размгоҳ.

1. Л-б 1474 нест.
2. И-б. 1474-1476 нест.

Ҷаҳон чун шаби баҳман аз тирамеғ,
Чи абре ки борони ӯ тиру теғ

Замин оҳанин карда аспон ба наъл,
Бару дасти гурдон ба[1] хун гашта лаъл.

Зи бас куштагон андар он размгоҳ
Бурида саroншон фиканда ба роҳ.

Бар овардгаҳ ҷои гаштан намонд,
Паи аспро баргузаштан намонд.

Замин лолагун шуд, ҳаво нилгун,
Баромад ҳаме мавҷи дарёи хун.

Ду солор гуфтанд, агар ҳамчунин
Бидоранд гурдон бад-ин дашти кин,

Шаби тираро кас намонад ба ҷой
Ҷуз аз чарху гетиву[2] кайҳонхудой.

Чу Пирон чунон дид ҷои набард.
Ба Лаҳҳок[3] фармуд Фаршедвард,

Ки «Чандон куҷо бо шумо лашкар аст,
Касе к-ӯ бад-ин размгаҳ дарх(в)ар аст,

Саворон бубахшед, то бар се рӯй
Шаванд андар ин размгаҳ ҷагҷӯй.

В-аз эшон гурӯҳе ки бедортар,
Сипаҳро зи душман нигаҳдортар,

Бад-эшон супоред пушти сипоҳ
Шумо бар ду рӯя бигиред роҳ».[4]

1. И-Зи.
2. ИЛ-чархи гардону.
3. Л-Каххол.
4. И-б. 1490 нест.

Ба Лаҳҳок фармуд, то сӯи кӯҳ
Барад лашкари хешро ҳамгурӯҳ.

Ҳам эдун сӯи рӯд Фаршедвард
Барад,[1] то барорад зи[2] хуршед гард.

Чу он номдорони туронсипоҳ
Кашиданд он лашкари кинахоҳ,

Наванде барафканд пас дидабон
Аз он дидагаҳ то бари паҳлавон.

Нигаҳбони Гударз худ бо сипоҳ
Ҳаме дошт ҳар сӯ ба душман нигоҳ.

Дурӯя чу Лаҳҳоку Фаршедвард
Зи роҳи камингаҳ кушоданд[3] гард.

Саворони Эрон баровехтанд,
Ҳаме хок бо хун бароме хтанд.

Наванде биёмад зи ҳар сӯ давон[4]
Ба огоҳ кардан бари паҳлавон.

Нигаҳ кард Гударз, то пушти ӯй
Кӣ дорад зи гурдони пархошҷӯй.

Гиромӣ писар шери ҳарза Ҳаҷир
Ба пушти падар буд бо теғу тир.

Бифармуд, то шуд зи пушти сипоҳ
Бари Геви Гударзи лашкарпаноҳ

Бигӯяд, ки лашкар сӯи рӯду кӯҳ
Ба ёрӣ фиристад гурӯҳогурӯҳ.[5]

1. ИЛМ-равад.
2. ИЛ-ба.
3. Л-камин баркушоданд.
4. Л-дамон.
5. ТПЗЛ – Ба гирд оварад он сипаҳ яксара,*
Ки ӯ чун шубон буду эшон бара.**

*И-сипоҳро ҳама: ** И-рама

Ва дигар бифармуд гуфтан ба Гев,
Ки пушти сипаҳро яке марди нев[1]

Гузинад, супорад бар ӯ ҷои хеш,
В-аз он ҷо ниҳад пештар пои хеш.

Ҳаҷири диловар бубаста[2] камар
Чу бишнид гуфтори фаррухпадар,

Биёмад ба назди бародар дамон,
Бигуфт, он куҷо гуфта буд паҳлавон.

Чу бишнид Гев ин сухан, бардамид,
Зи лашкар яке номвар баргузид.

Куҷо номи ӯ буд[3] Фарҳоди гурд,
Бихонду[4] сипаҳ яксар ӯро супурд.

Ду сар кордида диловар сарон
Бифармуд то Зангаи Шоварон

Барад тохтан сӯи Фаршедвард,
Барангезад аз кӯҳу аз об гард.

Зи гурдон дусад бо дурафши чу бод
Ҳамэдун ба Гургини Милод дод.[5]

Бад-ӯ гуфт: «Аз эдар бигардон инон
Або гурзу бо тобдода синон.

---

1. ТПЗ- Бибояд шудан, то нагардад табоҳ,
Наёяд аз он марзи Турон сипоҳ*
* ин б. дар «з» пас «б» 1504 омадааст, ки ба мақсад мувофиқтар аст.
2. И-хирадманд баста.
3. ЛМ-гузин кард он гоҳ.
4. Л-бинондаш.
5. ТПЗЛ – Биёмад дамон то дари* паҳлавон,
Чу дидаш хирадманду равшанравон.
* Л-бари.

Кунун бурд бояд бар эшон сипоҳ,
Ҳунар кун падид андар ин размгоҳ[1]

Ки пушти сипаҳшон ба ҳам баршикаст,
Дили паҳлавонон шуд аз ҷанг паст.

Ба Бежан чунин гуфт, к-«Эй шермард,
Туӣ бабри дарранда рӯзи набард.[2]

Кунун шермардӣ ба кор оядат,
Ки бо душманон корзор оядат.

Ба ту дорад уммед эронсипоҳ,
Кунун рафт бояд бад-он*[3] размгоҳ.

Аз эшон мапарҳезу тан пеш дор,
Ки омад гаҳи кинаву корзор.[4]

Аз эдар бирав то ба қалби сипоҳ
Зи Пирон бад-он ҷойгаҳ кина хоҳ!

Ки пушти ҳама шаҳри Турон бад-ӯст,
Чу рӯи ту бинад, бидаррад-ш пӯст.[5]

Агар даст ёбӣ бад-ӯ, кор буд,
Ҷаҳондору некахтарат ёр буд.

Баросояд аз ранҷу сахтӣ сипоҳ,
Шавад шодмона ҷаҳондор шоҳ.

---

1. ТПЗМ- Бирав сӯи Лаҳҳок, эй номҷӯй,
Аз он душманон хун биронӣ ба ҷӯй.
В-аз он ҷо биёмад ба назди падар
Савори сарафрози хуршедфар,
Бад-ӯ гуфт, к-эй шердил пури ман,
Сипаҳдори Эрону дастури ман.
2. ИЛМ-б. 1515 нест.
3. М-Ҳунар кун падид андар ин,
4. И-б. 1517, 1518 нест.
5. И-б. 1520 нест.

Биёбӣ басе ганҷу бас хоста,
Шавад корҳои ту ороста.[1]

Шикаста шавад пушти Афросиёб,
Пур аз хун кунад*[2] дил, ду дида пуроб.

Бигуфт ин сухан паҳлавон бо писар,
Писар ҷангро танг баста камар.

Чу бишнид ҷангӣ, барангехт асп,
Бурун шуд ба кирдори озаргушасп.

Саворон пас аз маймана, майсара
Бифармуд хондан ҳама яксара.

Гуроза бурун омаду Густаҳам,
Ҳаҷири сипаҳдору Бежан ба ҳам.

Аз он ҷо сӯи қалби туронсипоҳ
Ҷавонзодагон*[3] баргирифтанд роҳ.

Ба кирдори шерон ба рӯзи шикор
Бар он бодпоёни оҳихтаҳор.

Миёни сипоҳ-андарун тохтанд,
Зи кина ҳаме дил бипардохтанд.

Ҳама дашт баргустувонвар савор
Пароканда гашта гаҳи корзор.

Чи моя фитода ба пои сутур
Кафан ҷавшану синаи шер гӯр.

1. И-б. 1522, 1523 нест.
2. М-шавад.
3. М-Гаронмоягон.

## РАЗМИ ГЕВ ВА ПИРОН ВА ФУРӮ МОНДАНИ АСПИ ГЕВ

Чу Рӯини Пирон зи пушти сипоҳ
Бидид он такопӯву гарди сиёҳ,

Биёмад зи пушти сипоҳи бузург
Або номдорон ба кирдори гург.

Баровехт бар сони шарза паланг,
Бикӯшиду ҳам барнаёмад ба ҷанг.

Бияфканд шамшери ҳиндӣ зи мушт,
Ба навмедӣ аз ҷанг бинмуд пушт.

Сипаҳдор Пирон зи касҳои хеш
Бимонд он замон хира бар ҷои хеш.

Чу Гев он гаҳе рӯи Пирон бидид,
Инонро сӯи ҷанги ӯ баркашид.*[1]

Аз он меҳтарон пеши Пирон чаҳор
Ба найза зи асп андарафканд хор.

Ба зеҳ кард Пирони Виса камон,
Ҳаме тир борид бар бадгумон.

Сипар бар сар овард Геви сутург,
Ба найза даромад ба кирдори гург.

Чу оҳанги Пирони солор кард,
Ки бо вай биҷӯяд ба найза набард.

Фурӯ монд аспаш ҳам эдун ба ҷой,
Аз он ҷо ки буд, пеш нанҳод пой.

Яке тозиёна бар он тезрав
Бизад хашмро[2] номбардор гав.

1. М-Таковар сӯи ҷанг ӯро кашид.
2. З-хашмгин.

Бичӯшиду букшод лабро зи банд
Ба нафрини дижхим деви нажанд.

Бияфканд найза, камон баргирифт,
Яке дарқаи гург бар сар гирифт.

Камонро ба зеҳ карду букшод бар,
Ки бо дасти Пирон бидӯзад сипар.

Бизад бар бараш чор тири ханданг,
Набуд коргар тир бар марди ҷанг.

Ҳам эдун се чӯба бар аспи савор
Бизад Гев пайкони ҷавшангузор.[1]

Нашуд асп хаста, на Пирони нев,
Бад-он ҷо расиданд ёрони Гев.

Чу Пирон чунон дид, кина фузуд,
Даромад бари Гев бар сони дуд.

Бад-он то кунад хаста мар Гевро,
Шикаста кунад лашкари невро.

Ҳам эдун бишуд Гев бар сони дуд,
Ба найза зи сар хӯди Пирон рабуд.

Валекин наёмад ба Пирон газанд,
Дили Гев аз он кор шуд дардманд.[2]

Ба наздики Гев омад он гаҳ писар,
Ки «Эй номбардор, фаррух падар,

Ман эдун шунидастам аз шаҳрёр,
Ки Пирон фаровон кунад корзор.

Зи ҷанги басе тезчанг аждаҳо
Мар ӯро бувад рӯзи сахтӣ раҳо.

1. Л-оҳангузор.
2. Ил-б. 1553-1555 нест.

Саранҷом бар дасти Гударз ҳуш
Барояд-ш,[1] эй боб, чандин макӯш,

Ки ӯро замона наёмад фароз,
Чӣ печӣ ту ӯро ба сахтӣ дароз?

Пас андаррасиданд лашкар ба*[2] Гев
Пур аз хашм дил номбардор*[3] нев.[4]

Чу Пирон чунон дид, баргашт з-ӯй,
Сӯи лашкари хеш бинҳод рӯй.

Хурӯшон пур аз дарду рухсора зард
Ба наздики Лаҳҳоку Фаршедвард.

Чунин гуфт, к-«Эй номдорони ман,
Далерону ханҷаргузорони ман,

Шуморо зи баҳри чунин рӯзгор
Ҳаме парваронидам андар канор.

Кунун чун ба ҷанг андаромад сипоҳ,
Ҷаҳон шуд зи душман ба мо-бар сиёҳ,[5]

Надидам*[6] касе к-аз паи ному нанг
Ба пеши сипоҳ андаромад ба ҷанг».

Чу овози Пирон бад-эшон расид,
Дили номдорон зи кин бардамид.

Бирафтанду гуфтанд: «Агар ҷони пок
Набошад ба тан, нестмон тарсу бок.

Бубандем доман як андар дигар,
Нашояд аз ин кин кушодан камар.

---

1. И-барояд ту.
2. М- он гаҳ расиданд ёрони.
3. М-номдорони.
4. Л-б. 1560, 1561 нест.
5. И-пур аз душмани кинахоҳ.
6. М-Набинам.

Сӯи Гев Лаҳҳоку Фаршедвард
Бирафтанду ҷустанд бо ӯ набард.

Биёмад бари Гев Лаҳҳоки нев,
Яке найза зад бар камарбанди Гев.

Ҳаме хост, к-ӯро рабояд зи зин,
Нагунсор з-асп афканад бар замин

Ба найза зиреҳ бардарид аз ниҳеб,
Наёмад бурун пои Гев аз рикеб.

Яке найза зад[1] Гев бар аспи ӯй,
Зи дард андаромад таковар ба рӯй

Пиёда шуд аз асп Лаҳҳоки мард
Фароз омад аз дур Фаршедвард.

Бар он найзаи Гев теғе чу бод[2]
Бизад, найза бубрид, ӯ гашт шод.

Чу Гев андар он захми ӯ бингарид,
Амуди гарон аз миён баркашид.

Биғуррид чун[3] тездам аждаҳо,
Бизад ханҷар омад зи дасташ раҳо.[4]

Сабук дигаре зад ба гардан-ш бар,
Ки оташ буборид бар тан-ш-бар.

Бичӯшид хун аз даҳон то ҷигар,
Танаш сусттар гашту шуд хирасар.*[5]

Чу Гев андар ин буд, Лаҳҳок зуд
Нишаст аз бари бодпое чу дуд.

1. ИМ-Бизад найзаро.
2. И-Ба.
3. ИЛ-Бизад чун яке.
4. ИЛМ-Ки аз дасти ӯ ханҷар омад.
5. М-суст гашту шуд осемасар.

Або гурзу бо найза бар сони шер
Бари Гев рафтанд ҳарду далер.

Чи моя зи ҷанги диловар сарон
Бар ӯ-бар биборид гурзи гарон.

Ба зини паланг*[1] андарун буд савор,
Сутӯҳе наёмад-ш аз он корзор.

Чу диданд Лаҳҳоку Фаршедвард
Чунон пойдорӣ аз он шермард,

Зи бас хашм гуфтанд бо якдигар
Ки «Моро бад омад аз ахтар ба сар.

Бар ин зин ту гӯӣ, ки мағзаш зи рӯст,
Ба бар-дар надорад ҷуз аз шер пӯст».

Зи ёрон-ш Гев он гаҳе найза хост,
Ҳаме гашт ҳар сӯ, чапу дасти рост.

Бар эшон ниҳод аз дурӯя ниҳеб,
Якеро наёмад сар андар нишеб.[2]

Ба дил гуфт кори нав омад ба рӯй
Маро з-ин далерони пархошҷӯй.

На аз шаҳри Турон сарон омаданд,
Ки девони Мозандарон омаданд.

Сӯи рост Гев андаромад чу гард
Гуроза ба пархоши Фаршедвард.

Зи пӯлод дар дасти румӣ сутун,
Ба зер- андарун бораи чун ҳаюн.

Гуроза чу аз бод букшод даст
Ба зин-бар шуд он турки бедор паст.

---

1. М-ҳаданг.
2. И-бар ҷанги рӯин сутун.

Бизад найзае бар камарбанди ӯй,
Зиреҳ буду нагсаст пайванди ӯй.

Яке теғ дар даст Бежан чу шер
Биёмад ба пушти Гуроза далер.

Бизад бар сару тарги Фаршедвард,
Заминро бидаррид тарг аз набард.

Ҳаме кард бар торакаш даст рост,
Ба асп андаромад, набуд он чи хост.

Паси Бежан - андар дамон Густаҳам
Або номдорони Эрон ба ҳам.

Ба наздики туронсипоҳ омаданд,
Халидадилу[1] кинахоҳ омаданд.

Зи туронсипоҳ Андаримон чу гард
Биёмад дамон то ба ҷои набард,

Амуде фурӯ ҳишт бар Густаҳам,
Ки то бугсилонад миёнаш зи ҳам.

Ба теғаш баромад, ба ду ним гашт,
Дили Густаҳам з-ӯ пур аз бим гашт.

Ба пушти[2] ялон андаромад Ҳаҷир,
Абар Андаримон буборид тир.

Хадангеш бар зину баргустувон
Бизад, асп бегона гашт аз равон.

Пиёда шуд аз асп*[3] марди савор,
Сипар бар сар оварду бархост хор.

Зи туркон баромад саросар ғирев,
Саворон бирафтанд бар сони дев.

1. Л-Халидаравон.
2. И-пеши.
3. М-Ба хок - андар афтод.

Мар ӯро ба чора зи овардгоҳ
Кашиданд аз он рӯй пеши сипоҳ.

Зи шабгир то шаб баромад зи кӯҳ,
Саворони Эрону туронгурӯҳ

Ҳаме гарди кина барангехтанд,
Ҳаме хок бо хун баромехтанд.

Зи аспону мардон ҳама рафта ҳуш,
Даҳан бозмонда зи бонгу хурӯш.

## ПАЙМОН КАРДАНИ ГУДАРЗ ВА ПИРОН БА ҶАНГИ ЁЗДАҲ РУХ

Чу рӯи замин шуд ба ранг обнӯс,
Баромад зи ҳарду сипаҳ бӯқу кӯс.

Абар пушти пилон табиразанон
Аз он размгаҳ бозгашта дамон.

Бар он барниҳоданд ҳарду сипоҳ
Ки шаб боз гардем аз размгоҳ.

Гузинем шабгир мардони мард,
Ки аз жарфдарё бароранд гард.

Ҳама номдорони пархошҷӯй
Якояк ба рӯй андароранд рӯй.

Зи пайкор ёбад раҳоӣ сипоҳ,
Нарезанд хуни сари бегуноҳ.

Бикарданд паймону гаштанд боз,
Гирифтанд кӯтоҳ роҳи[1] дароз.

Ду солор ҳарду зи кина ба дард
Ҳаме рӯй баргоштанд аз набард.

1. И-кори.

Яке сӯи кӯҳи Канобад бирафт,
Яке сӯи Райбад хиромид тафт.

Ҳамон гаҳ талоя зи лашкар ба роҳ
Фиристод Гударз - солори шоҳ.[1]

Зи ҷавшан*[2] сар аз тарг фарсуда буд,
Ба хун даст бо теғ олуда буд.

Ҳама ҷавшану хӯду таргу зиреҳ,
Кушоданд мар бандҳоро гиреҳ.

Чу аз бори оҳан тан осуда гашт,
Хуриш ҷусту май[3] чанд паймуда гашт,[4]

Ба тадбир кардан сӯи[5] паҳлавон
Бирафтанд бедор пиру ҷавон.

Ба Гударз пас Гев гуфт: «Эй падар,
Чӣ омад маро аз шигифтӣ ба сар?

Чу ман ҳамла бурдам*[6] ба туронсипоҳ,
Даридам сафу баркушоданд роҳ,

Ба Пирон расидам, навандам ба ҷой
Фурӯ монду нанҳод дар пеш пой.

Чунонам шитоб омад аз кори хеш,
Ки гуфтӣ бибуррам сар аз ёри хеш.[7]

Пас он гуфтаи шоҳ Бежан ба ёд
Ҳаме дошт, он роз бар ман кушод,

Ки Пирон ба дасти ту гардад табоҳ,
Аз ахтар чунин буд гуфтори шоҳ».

1. И-б. 1622 нест.
2. М-саронро.
3. ЛМ-Чу равшан мае.
4. И-б. 1625 нест.
5. И-бари.
6. М-кардам.
7. Л-ҳама; ИМ-саронро ҳама.

Бад-ӯ гуфт Гударз, к-«Ӯро замон
Ба дасти ман аст, эй писар, бегумон.

Аз ӯ кини ҳафтод пури гузин
Бихоҳам ба зӯри ҷаҳонофарин».

В-аз он пас ба рӯи сипаҳ бингарид,
Сипаҳро ҳаме гуна пажмурда дид.

Зи ранҷи набарду зи[1] хунрехтан,
Ба ҳар ҷой бо душман овехтан.

Дили паҳлавон гашт аз он пур зи дард,
Ки рухсори озодагон дид зард.

Бифармудашон бозгаштан ба ҷой,
Сипаҳдори некахтари раҳнамой.

Бад-он то тани ранҷбардорашон
Биёсояд[2] аз ҷангу пайкорашон.

Бирафтанду шабгир боз омаданд,
Пур аз кинаву размсоз омаданд.

Ба солор бархонданд офарин,
Ки «Эй номвар паҳлавон замин,

Шабат[3] хоб чун буду чун хостӣ,
Зи пайкор бар дил[4] чӣ оростӣ?»

Бад-эшон чунин гуфт пас паҳлавон,
Ки «Эй номдорони[5] фаррухгавон,

Сазад, гар шумо бар ҷаҳонофарин
Бихонед рӯзу шабон офарин,

---

1. И-шабу рӯзу.
2. ИЛМ-Баросояд.
3. ИЛМ- Ба шаб.
4. ИМ-пайкори туркон.
5. Л-шомдорону.

Ки то ин замон ҳарчи рафт аз набард,
Ба коми дили мо ҳама гашт кард.

Фаровон шигифте расидам ба сар
Надидам ҷаҳонро магар баргузор.

Чу мо чархи гардон фаровон сиришт,
Дуруд аз куҷо б-орзу худ бикишт.

Нахустин, ки Заҳҳоки бедодгар
Зи гетӣ ба шоҳӣ баровард сар.

Чи моя ҷаҳонро ба сахтӣ бидошт,
Ҷаҳонофарин з-ӯ ҳаме даргузошт.

Чу бад буд мекард пайдо ситам,
Зи бод омадаш подшоҳӣ ба дам.

Баромад бар он кори ӯ чанд сол,
Барандохт Яздон бар он бадсигол.

Чу бедоди ӯ додгар барнадошт,
Яке додгарро бар ӯ баргумошт.[1]

Фаридуни фаррух-шаҳи додгар
Бубаст андар он подшоҳӣ камар.

Ҳама банди оҳарманӣ баркушод,
Биёрост гетӣ саросар ба дод.

Зи Заҳҳоки бадгавҳари бадманиш,[2]
Ки карданд шоҳон варо[3] сарзаниш,

Ба Афросиёб омад он бадхуӣ,
Ба дида набинад рухи некуӣ.[4]

1. И-б. 1625 нест.
2. И-бадкуниш.
3. И-бар ӯ.
4. И-Ҳамон ғорату куштану ҷодуӣ.

Чу[1] дар шаҳри Эрон бигустард кин,
Бигашт аз раҳи доду оину дин.

Сиёвахши радро ба фарҷоми кор
Бикушту баровард аз Эрон димор.[2]

В-аз он пас куҷо Гев аз Эрон биронд
Чи моя ба сахтӣ ба Турон бимонд.

Ниҳолиш аз хоку билин-ш[3] санг,
Хуриш гушти нахчиру пӯшиш паланг.

Ҳаме рафт гумбуда чун беҳушон,
Ки ёбад зи Кайхусрав он ҷо нишон.

Якояк чу наздики Хусрав расид,
Бар ӯ офарин кард, к-ӯро бидид.

В-аз он ҷо[4] ба Эрон ниҳоданд рӯй,
Хабар шуд ба Пирони пархошҷӯй.

Сабук бо сипоҳ андаромад ба роҳ,
Ки ҳар ду кунадшон ба раҳ-бар[5] тобоҳ.

Бикард, он чи будаш зи бад дастрас,
Ҷаҳондорашон буд нигаҳдору бас.

В-аз он пас ба кини Сиёвуш сипоҳ
Сӯи Косарӯд андаромад ба роҳ.

Ба Лодан, ки омад сипоҳи гашан
Шабехун ба Эрон ба ҷанги Пашан,

Ки чандин[6] писар пеши ман кушта шуд,
Дили номдорон ҳама[7] гашта шуд.

1. И-Ки.
2. И-б. 1658 нест
3. Л-болин зи.
4. ИЛ-пас.
5. ЛМ-Ба раҳ-бар кунадшон магар худ.
6. ИЛ-чандон.
7. И-аз он.

Кунун бо сипоҳе ҳама[1] ҷангҷӯй
Биёмад ба рӯй андароварда рӯй.

Чу бо мо писанда[2] нахоҳад будан,[3]
Басе[4] достонҳо бихоҳад задан.

Ҳаме чора созад бар он, то сипоҳ
Зи Турон биёяд бад-он размгоҳ.

Саронро ҳаме хонад[5] акнун ба ҷанг,
Якояк бибояд шудан*[6] тезчанг,

Ки гар мо бар ин кор сустӣ кунем,
Бар ин ҷанг на[7] пешдастӣ кунем.

Баҳона кунад, бозгардад зи ҷанг,
Бупечад сар аз кинаву ному нанг.

Бад-он гаҳ, ки созанд бо мо набард,
Аз он номдорон барорем гард.

В-ар эдун, ки Пирон аз он гуфти хеш
Нагардад, кунад ҷангро даст[8] пеш,

Пазируфтам ин аз шумо сар ба сар,
Ки ман пеш бандам бар ин кин камар.

Або пирасар тан бар ин размгоҳ
Ба куштан диҳам пеши эронсипоҳ.

Ману гурд Пирону Рӯину Гев
Якояк бисозем мардони нев,

1. ИЛ-чунин.
2. ИМ-басанда.
3. И-шудан.
4. И-ҳама.
5. Л-хоҳад.
6. М-будан.
7. Л-бад-ин ҷанг чун.
8. И-пой.

Ки кас дар ҷаҳон ҷовидона намонд,
Ба гетӣ зи мо ҷуз фасона намонд.

Ҳамон ном беҳтар,[1] ки монад баланд,
Ки марг афканад сӯи мо ҳам каманд.

Замона ба мурдан,[2] ба куштан якест,
Вафо бо сипеҳри равон андакест.

Шумо низ бояд, ки ҳам з-ин нишон
Або найзаву теғу мардумкушон[3]

Ба кина бубандед яксар камар,
Ҳар он кас, ки ҳаст аз шумо кинавар,

Ки давлат гирифтаст аз эшон нишеб,
Кунун кард бояд бад-ин кин ниҳеб.

Ба Турон чу Ҳумон саворе набуд,
Ки бо Бежани Гев разм озмуд.

Чу баргашта шуд,[4] бахти ӯ шуд нагун,
Бурида сараш зору ғалтон ба хун.

Набояд шикӯҳид аз эшон ба ҷанг,
Нашояд кашидан зи пайкор чанг.

---

1. Л-бояд.
2. ИМ-маргу.
3. И-пас аз б. 1683 ин б. омада, ки ба рафти воқеаи тасвиршуда алоқа надорад:

   Шаб омад аз он ҷой гаштанд боз
   Бузургони гарданкашу сарфароз,
   Бифармуд, то хону май хостанд,
   Ба руду ба ромишгаҳ оростанд.
   Чу хуршед аз парда сар баркашид,
   Фурӯғи ситора аз ӯ нопадид.
   Ба пеши ҷаҳонпаҳлавон омаданд,
   Ҳама бо дуруду навон омаданд.
   Бигуфтанд бо паҳлавони сипоҳ,
   Ту моро бар ин ҷанг бинмой роҳ.
4. Л-буд.

В-ар эдун, ки Пирон нахоҳад набард,
Ба анбӯҳ лашкар биёрад чу гард.

Ҳам эдун ба анбӯҳ моро чу кӯҳ
Бибояд шудан пеши ӯ ҳамгурӯҳ,

Ки ҳастанд эшон ҳама хастадил
Ба тимор барбаста пайваста дил.

Бар онам, ки моро бувад дастгоҳ,
В-аз эшон барорем гарди сиёҳ.

Бигуфт ин сухан сар ба сар паҳлавон,
Ба пеши ҷаҳондида фаррухгавон.

Бар ӯ сар ба сар хонданд офарин[1]
Ки эй некдил меҳтари покдин,[2]

Аз он гаҳ, ки Яздон ҷаҳон офарид,
Чу ту паҳлавон дар ҷаҳон кас надид.

Парастанда чун ту Фаридун надошт,
Ки гетӣ саросар ба шоҳӣ гузошт.

Сутуни сипоҳиву солори шоҳ,
Зи ту барфарозанд гурдон[3] кулоҳ.

Фидо кардаӣ ҷону фарзанду чиз,
Зи солор шоҳон чӣ хоҳанд низ.

Ҳама ҳарчи шоҳ аз Фарибурз ҷуст
Зи Тус, он кунун аз ту бинад[4] дуруст.

Ҳама сар ба сар мо туро бандаем,
Ҳама дил[5] ба меҳри ту огандаем.

1. И-офарин хонданд.
2. И-В-аро паҳлавони замин хонданд.
3. ИМ-Барорандаи тоҷу гоҳу.
4. И-ҷӯянд.
5. И-омад.
5. И-Дилу ҷон.

Гар эдун, ки Пирон зи туронсипоҳ
Сарон оварад пеши мо кинахоҳ.

Зи мо даҳ мубориз в-аз эшон ҳазор
Нигар, то кӣ печад сар аз корзор.

В-ар эдун, ки лашкар ҳама ҳамгурӯҳ
Ба ҷанг андарорад ба дашту ба кӯҳ.

Зи кина ҳама пок дилхастаем,
Камар бар миён ҷангро бастаем.

Фидои ту бодо ҳама ҷони мо,
Саросар бар ин аст паймони мо».

Чу Гударз посух бад-ин сон шунид,[1]
Шуд андар дилаш рӯшноӣ падид.[2]

Бар[3] он номдорон гирифт[4] офарин,
Ки «Эй паҳлавонони шоҳи[5] замин,

Чунин аст оини ҷанговарон,
Сарафрозшерон, набардасарон.[6]

Сипаҳро бифармуд, то барнишаст,
Ба кина камар бар миён - бар бубаст.[7]

Чапи лашкараш буд Руҳҳоми гурд
Ба Фарҳоди хуршедпайкар супурд.

Сӯи рост ҷои Фарибурз буд,
Ба Катмораи Қоранон дод зуд.

Ба Шедуш фармуд, к-Эй пури ман,
Ба ҳар кор шоиста дастури ман.

1. И-шунид.
2. И-Ба дил - андарун шодмонӣ фузуд.
3. И-ба.
4. И-бикард.
5. И-гурдшерони рӯи.
6. ИЛ-б. 1708 нест.
7. И-миёнро бубаст.

Ту бо ковиёнӣ дурафшу сипоҳ
Ба пушти сипаҳ бош лашкарпаноҳ.[1]

Бифармуд пас Густаҳамро, ки шав
Сипаҳро ту бош ин замон пешрав.

Туро буд бояд ба солоргоҳ
Нигаҳдору ҳушёру[2] пушти сипоҳ.

Сипаҳро бифармуд, к-аз ҷои хеш
Набояд, ки як тан ниҳад[3] пой пеш.

Ҳама Густаҳамро кунед офарин,
Шабу рӯз бошед бар пушти зин.

Баромад хурӯш аз миёни сипоҳ
Гирифтанд зорӣ бар он размгоҳ.

Ҳама сар ба сар пеши ӯ тохтанд,
Ҳама хокро бар сар андохтанд,

Ки бо пирасар паҳлавони сипоҳ
Камар басту шуд сӯи овардгоҳ.[4]

Сипаҳдор чун Густаҳамро бихонд,
Басе панду андарз бо ӯ биронд.

Бад-ӯ гуфт зинҳор бедор бош,
Сипаҳро зи душман нигаҳдор бош.

Шабу рӯз дар ҷавшану ҷангҷӯй,[5]
Нигар, то кушода надорӣ ту рӯй.

Чу оғозӣ аз ҷанг пардохтан,
Бувад хобро бар ту бартохтан.

1. Л-Бирав, пушти лашкар ту бошу паноҳ.
2. Л-ҳушёр.
3. Л-Нигар н-оваранд.
4. ТПМЗ – Чи гуна писандад зи мо додгар,
Ки ту разм ҷӯӣ або пирасар?
5. ИЛ-киначӯӣ.

1725 Ҳамон чун сар орӣ ба сӯи нишеб,
Зи нохуфтагон бар ту ояд ниҳеб.

Яке дидабон бар сари кӯҳ дор,
Сипаҳро зи душман беандӯҳ дор,

В-ар эдун, ки ояд зи Туронзамин
Шабе ногаҳон тохтан аз камин,

Ту бояд, ки пайкори мардон кунӣ,
Ба ҷанг-андар оҳанги гурдон кунӣ,

В-ар эдун, ки аз мо бад-ин размгоҳ
Бад огоҳӣ ояд зи Туронсипоҳ,

1730 Ки моро ба овардгаҳ баркушанд,
Сари бетанонмон ба Турон кашанд,

Сипаҳро нигар, то наёрӣ ба ҷанг,
Се рӯз андар ин кор бояд диранг.

Ҷаҳорум худ ояд ба пушти сипоҳ
Шаҳи номбардор бо фарру ҷоҳ»[1].

Чу гуфтори Гударз з-он сон шунид,
Сиришкаш зи мижгон ба рух барчакид.

Пазируфт сар то ба сар панди ӯй,
Ҳаме ҷуст аз он кор пайванди ӯй.

1735 Ба Гударз[2] гуфт: «Он чи фармон диҳӣ,
Миён баста дорам ба сони раҳӣ.

## СУХАН КАРДАНИ ПИРОН БО НОМДОРОНИ ХЕШ

Пас аз ҷанги пешин, ки омад шикаст
Ба Турон, пур аз дард буданду паст.

---

1. ИЛ- гоҳ.
2. ИЛМ – солор.

Хурӯшон писар бар падар рӯйзард,
Бародар зи хуни бародар бадард.

Ҳама сар ба сар сӯгвору нажанд,
Бар эшон дижам гашта чархи[1] баланд.

Чу Пирон чунон дид, лашкар ҳама
Чу аз гурги дарранда хаста рама.

Саронро зи лашкар саросар бихонд,
Фаровон сухан пеши эшон биронд.

Чунин гуфт, к-«Эй кордида гавон,
Ҳама судаи разм пиру ҷавон.

Шуморо ба наздики Афросиёб
Чӣ моя бузургиву ҷоҳ асту об?

Ба пирӯзиву фарраҳӣ номатон,
Ба гетӣ пароканда буд коматон.

Ба як разм, к-омад шуморо шикаст,
Кашидед якбора аз ҷанг даст.

Бидонед яксар, к-аз ин размгоҳ
Ба сустӣ агар бозгардад сипоҳ,

Паси мо зи Эрон диловарсарон
Биёянд бо гурзҳои гарон.

Якеро зи мо зинда андар ҷаҳон
Набинад кас аз кеҳтарону меҳон.

Бурун кард бояд зи дилҳо ниҳеб,
Гузидан мар ин ғамгинонро[2] шикеб.

Чунин достон омад аз мӯбадон,
Ки пирӯз Яздон бувад ҷовидон.

1. Л-Дижам гашта гардонсипеҳри.
2. З- ғамгинон.

Ҷаҳон сар ба сар бо фарозу нишеб
Чунин астамон рафт андар ниҳеб.

Ҳамон лашкар аст ин, ки дар ҷанги мо
Бупечиду пас[1] кард оҳанги мо.

Кунун аз бару буму фарзанди хеш
Ки андешад аз ҷону пайванди хеш?

Бад-ин размгаҳ баст бояд миён
Ба кина шудан пеши эрониён.

Чунин кард Гударз паймон, ки ман
Сарон баргузинам аз он анҷуман.

Якояк ба рӯй андарорем рӯй
Ду лашкар баросояд аз гуфтугӯй.

Гар эдун, ки паймон ба ҷой оварад,
Саронро зи лашкар ба пой оварад.

В-агар ҳамгурӯҳ андарояд ба ҷанг,
Пазира шавемаш ҳама тезчанг.*[2]

Агар сар ҳама сӯи ханҷар барем,
Ба рӯзе бизодему рӯзе мурем.

В-агарна сароншон барорам ба дор,
Дурӯя бувад гардиши рӯзгор.

Агар сар бупечад кас аз гуфти ман,
Бифармоямаш сар буридан зи тан».

Гирифтанд гурдон[3] ба посух шитоб,
Ки «Эй паҳлавони рад, Афросиёб,

Ту аз дер гоҳ аст бо ганҷи хеш
Гузидастӣ аз баҳри мо ранҷи хеш,

1. Л- бас.
2. М- Набояд кашидан зи пайкор ҷанг.
3. И- туркон.

Миён бастаӣ пеши мо чун раҳӣ,
Писар бо бародар ба куштан диҳӣ.

Чаро сар бупечем, мо худ кием?
Чунин бандаи ту зи баҳри чием?»

Бигуфтанду аз пеш бархостанд,
Ба пайкор яксар биёростанд.[1]

Ҳама шаб ҳаме сохтанд ин сухун,
Ки афканд солори бедор[2] бун.

Ба шабгир овози шайпуру ной
Баромад зи даҳлези пардасарой.

Нишастанд бар зин сапедадамон
Ҳама номдорон ба тиру*[3] камон.

Ту гуфтӣ, ки аз наъли аспон[4] замин
Бипӯшад ҳаме чодари оҳанин.

Сипаҳбад ба Лаҳҳоку[5] Фаршедвард
Чунин гуфт, к-«Эй номдорони мард.

Шуморо нигаҳбони туронсипоҳ
Ҳаме буд бояд бар ин размгоҳ.

Яке дидабон бар сари кӯҳ дор
Нигаҳбони рӯзу ситорашумор.[6]

В-ар эдун, ки моро зи гардонсипеҳр
Бад омад бибуррад зи мо пок меҳр,

1. И- бароростанд.
2. И- Тӯрон ба.
3. М-бозӯ.
4. ЛМ- зи сумми сутурон.
5. Л-Каҳҳол.
6. Л-б. 1772 нест.

Шумо ҷангро худ маёед зуд,
Шитобед аз эдар ба Турон чу дуд*[1],

К-аз ин тухмаи висагон кас намонд,
Ҳама кушта шуд, ҷуз шумо бас намонд[2]*[3].

Гирифтанд мар якдигарро канор
Ба дарди ҷигар баргиристанд зор.

В-аз он пас зи ҳам рӯй баргоштанд,
Ғиревидану бонг бардоштанд.

Пур аз кина солори туронсипоҳ
Хурӯшон биёмад ба овардгоҳ.

## НОМЗАД КАРДАНИ ГУДАРЗ ВА ПИРОН ГАВОНРО БАРОИ ҶАНГИ ЁЗДАҲ РУХ

Чу Гударзи Кашоводагонро бидид,
Сухан гуфт чандеву[4] посух шунид.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй пурхирад паҳлавон,
Ба ранҷ-андарун чанд печӣ равон?

Равони Сиёвахшро[5] з-он чӣ суд,[6]
Ки аз буми[7] Турон барорӣ ту дуд?

Бад-он гетӣ ӯ ҷои некон гузид,
Нагирӣ ту ором, к-ӯ орамид.

Ду лашкар чунин пок бар якдигар
Фикандӣ чу пилон зи тан дур сар.

---

1. М – Шумо сӯи Турон шитобед сахт,
Ки аз мо ба якбора баргашт бахт.
2. ТПЗМ – Чӣ донем кардан або рӯзгор,
К-аз аввал ҳам ӯ бошад омӯзгор.
3. М – Замона ҳаме гардашон барфишонд.
4. И- бисёру.
5. Л-Сиёвушро.
6. М – бохирад.
7. ИЛМ- Шаҳри.

Сипоҳи ду кишвар ҳама шуд табоҳ,
Гаҳ омад, ки пардозӣ ин кинагоҳ.

Ҷаҳон сар ба сар пок бе мард гашт,
Бар ин кина пайкори мо сард гашт.

Чаро кушт бояд ҳаме бегуноҳ,
Сухан барниҳодам кунун бар ду роҳ.[1]

В-ар эдун, ки ҳастӣ чунин кинадор,
Аз он пояи кӯҳ сипаҳ эдар[2] ор.

Ту аз лашкари хеш берун хиром,
Магар, к-ат бароят аз ин кина ком.

Ба танҳо ману ту бар ин дашти кин
Бигардем ҷанговарон ҳамчунин.

Зи мо ҳар киро ҳаст пирӯзбахт,
Расад худ ба кому нишинад ба тахт.

Агар ман ба дасти ту гардам табоҳ,
Наҷӯӣ ту кина зи туронсипоҳ.

Ба пеши ту оянду фармон кунанд,
Ба паймон саroншон[3] гаравгон кунанд.

В-агар ту шавӣ кушта бар дасти ман
Абар номдорони он анҷуман,

Маро бо сипоҳи ту пайкор нест,
Бар эшон зи ман тарсу тимор нест».

Чу Гударз гуфтори Пирон шунид,
Зи ахтар ҳама кори ӯ тира дид.

Нахуст офарин кард бар кирдгор,
Дигар ёд кард аз шаҳи номдор.

1. ИЛ – 1786 нест.
2. Л – андар; И – кӯҳпоя сипоҳ андар.
3. И – эшон.

Ба Пирон чунин гуфт, к-Эй номвар,
Шунидем гуфтори ту сар ба сар.

Зи хуни Сиёвуш ба Афросиёб
Чӣ суд аст, баргӯю сар барматоб,

Ки чун гӯсфандаш буриданд сар,
Пур аз хун дил, аз дард хаста ҷигар.

В-аз он пас баровард з- Эрон хурӯш
Зи бас куштану ғорату ҷангу ҷӯш.

Сиёвуш ба савганди ту сар бидод,
Ту додӣ ба хира мар ӯро ба бод.

В-аз он пас, ки назди ту фарзанди ман
Биёмад, кашидӣ сар аз панди ман.

Битобидиву ҷангро сохтӣ,
Ба кирдори оташ ҳаме тохтӣ.

Маро ҳоҷат аз кирдгори ҷаҳон
Бар ин гуна буд ошкору ниҳон,

Ки рӯзе ту пеши ман ой ба ҷанг,
Кунун, к-омадӣ, нест ҷои диранг.

Ба пиронсар акнун ба овардгоҳ
Бигардем як бо дигар бесипоҳ.[1]

Кунун номзад кун саросар[2] сипоҳ,
Ки пеши далерони ман размгоҳ

Биёянд размозмуда сарон,
Ба теғу синону ба гурзи гарон.

1. И – кинахоҳ.
2. И – сарони.

Бикӯшанду бо ҳам набард оваранд,
Сари якдигарро ба гард оваранд»[1].

Сипаҳдори туркон баророст кор,
Зи лашкар гузид он замон даҳ савор.[2]

Бурун тохтанд аз миёни сипоҳ,
Бирафтанд то ҷои овардгоҳ,

Ки дидори дида бад-эшон набуд,
Ду солор аз ин гуна ҷанг озмуд.

Або ҳар саворе зи туронсипоҳ
Аз Эрон яке шуд ба овардгоҳ.

Ниҳоданд пас Гевро бо Гурӯй,
Ки ҳамзӯр буданду пархошҷӯй.

Гурӯи Зиреҳ, к-аз миёни сипоҳ
Саросар бад-ӯ буд нафрини шоҳ,

Ки бигрифт риши Сиёвуш ба даст,
Сарашро бурид аз тани пок паст.

Дигар бо Фарибурзи Ковус тафт
Чу Калбоди Виса ба овард рафт.

Чу Руҳҳоми Гударз бо Бормон
Бирафтанд бо якдигар бадгумон.

Гуроза бишуд бо Сиёмак ба ҷанг
Чу шери жиён бо даманда наҳанг.

Чу Гургини корозмуда далер
Або Андаримон бурун шуд чу шер

---

1. И – б. 1810 нест;
ТПЗМ – Кунун ҳарчи гуфтӣ, ба ҷой оварӣ,
Аз ин гуфту паймони худ нагзарӣ.
* Л- ту аз; ** Л – аҳду; *** Л – мо.
2. ТПЗМ – Або аспу созу силеҳи тамом
Ҳама шермарде, ҳама некном.

Чу бо Бежани Гев Рӯини гурд,
Ба ҷанг аз ҷаҳон рӯшноӣ бибурд.

Чу Ахвос бо Зангаи Шоварон
Дигар Барта бо Куҳрам аз ёварон.

Ва дигар Фирӯҳил або[1] Зангула
Бурун тохтанд аз миёни гала.

Ҳаҷиру Сипаҳрам ба кирдори дев
Аз он размгаҳ баркашида ғирев.

Чу Гударзи Кашводу Пирон ба ҳам
Ҳама сохта дил ба кину ситам*[2]

Ба хун ташна ҳар ду сипаҳбад ба кин
Чи аз подшоҳӣ, чи аз баҳри дин.

Бухӯрданд савганд бо якдигар,
Кӣ кас барнагардонад аз кина сар.

Бад-он то киро гардад омӯзгор,
Кӣ пирӯз гардад аз ин корзор.

Ду боло буд андар миёни[3] сипоҳ,
Ки шоист кардан ба ҳар сӯ нигоҳ.

Яке сӯи Эрон, яке[4] сӯи Тур,
Ки дидор будӣ ду лашкар зи дур.

Ба зер-андарун[5] буд ҳомуну дашт,
Ки бадбахту бахтовар он ҷо гузашт.[6]

Чунин гуфт Гударз бо саркашон,
Ки «Ҳар, к-ӯ зи гурдону мардумкушон[7]

---

1. Л – буду.
2. М – рӯй карда диҳнам.
3. И – ду рӯя.
4. И – дигар.
5. Л – Паси пушташон.
6. И – б. 1831 нест.
7. Л – гарданкашон.

Ба зер оварад душманеро зи тур,
Дурафшаш ба боло барорад зи дур.

Сипаҳдор Пирон нишоне ниҳод,
Ба болои дигар ҳаме кард ёд.[1]

В-аз он пас ба Ҳомун ниҳоданд сар,
Ба хун рехтан сахт[2] баста[3] камар.

Ба теғу ба тиру ба гурзу каманд
Ҳаме озмуданд ҳар гуна банд.

Далерони Турону кундоварон
Чу бо гурзу тиру парандоварон.

Агар кӯҳ пеш омадӣ рӯзи ҷанг,
Набудӣ бар он паст кардан диранг.

Ҳама дастҳошон фурӯ монда паст,
Дари зӯр Яздон бар эшон бубаст.

Ба доми бало андаровехтанд,
Ки бисёр бе дод хун рехтанд.

Фурӯ монда аспони ҷангӣ ба ҷой,
Ту гуфтӣ, ки бо даст бастаст пой.

Бад-эшон ҳама ростӣ шуд нагун,
Ки баргашт рӯзу биҷӯшид хун.

Чунон буд рои ҷаҳонофарин,
Ки гуфтӣ гирифт[4] он гавонро замин.[5]

Зи мардӣ, ки буданд бо бахти хеш,
Баровехтанд аз паи тахти хеш.

---

1. И – б. 1834 нест.
2. Л – аз Эрону Турон.
3. И – баста гурдон.
4. И – бубаст.
5. Л – б. 1841-1843 нест.

Сарон аз паи подшоҳӣ ба ҷанг
Бидоданд пок[1] аз паи ному нанг.

Дамон[2] омада то ба овардгоҳ,
Абар[3] якдигар тохта кинахоҳ.

Сипаҳдор Пирон бидонист роз,
Ки рӯзи бад омад ба тангӣ фароз.[4]

Чунин аст кори сипеҳри баланд,
Аз ӯ шодмонӣ в-аз ӯ мустаманд.

Ба ҷуз ҷангро ҳеч чора надид,
Ситам бар ситамкора омад падид.[5]

## ҶАНГИ ФАРИБУРЗ БО КАЛБОД

Нахустин Фарибурз-гурди далер
Зи лашкар бурун тохт бар сони шер.[6]*[7]

Ба наздики Калбоди Виса дамон
Биёмад[8] ба зеҳ барниҳода камон.

Ҳаме гашт тираш наёмад чу хост,
Кашид он парандовар аз дасти рост.

---

1. И – ҷон.
2. Л – Давон.
3. Л – Бари.
4. ТПЗЛ – Чунин гуфт, к-эй довари кирдгор,
Бигардон зи ман ин бади рӯзгор.
Магар боз бинам бару бумро,
Бимонам ба санг ахтари шумро.
Ҳаме дид Пирон шумори сипеҳр
Бидонист, к-аз вай бибуррид меҳр.
* Л-бар
5. ТПЗЛ – Расиданд Гударзу Пирон ба ҳам
Сухан рафт ҳар гуна аз бешу кам.
6. И – 1846 – 1850 нест.
7. М – Нахуст аз далерони эронсипоҳ
Бурун шуд Фарибурзи Ковусшоҳ.
8. И – ба бозу.

Бароварду зад теғ бар гарданаш
Ба ду нима шуд то камаргаҳ танаш.

Фаруд омад аз аспу букшод банд,
Зи фитроки хеш он каёникаманд.

Бубаст аз бари асп[1] Калбодро,
Кушод аз бараш банди пӯлодро.

Ба боло баромад ба пирӯз ном
Хурӯше бароварду бугзорд гом,

Ки солори мо бод пирӯзгар
Ҳама душмани шоҳ хастаҷигар!

## РАЗМИ ГЕВ БО ГУРӮИ ЗИРЕҲ

Ва дигар Гурӯи Зиреҳ деви нев
Бурун рафт бо пури Гударз-Гев.

Ба найза фаровон баровехтанд,
Ҳаме хок бо хун баромехтанд.

Синонҳои найза ба ҷанги савор
Фурӯ рехт аз ҳавли он корзор.

Камонҳо гирифтанду[2] тири ҳаданг
Як андар дигар тохта бедиранг.[3]

Ҳаме зинда боист мар Гевро,
К-аз асп андарорад мар он невро.

Чунин зинда дар пеши Хусрав барад,
Зи туркон яке ҳадяи нав барад.

Чу Гев андаромад Гурӯй аз ниҳеб
Камон шуд зи дасташ ба сӯи нишеб.

1. ЛМ – зин-ш.
2. И – Камон баргирифтанду.
3. ЛМ – чун наҳанг.

Сӯи теғ бурд он замон дасти хеш,
Дамон Геви нев андаромад ба пеш.

Яке гурзаи говпайкар ба чанг
Хурӯшон ба кирдори шарзапаланг[1].

Амуде бизад бар сару тарги ӯй,
Ки хун андаромад зи торак ба рӯй.

Ҳам эдун зи зин даст бугзордаш,
Гирифту[2] ба бар сахт бифшордаш.

Чу бар пушти зин мард бетӯш гашт,
Аз асп андарафтоду беҳуш гашт.

Фуруд омад аз асп ҷангипаланг,
Ду даст аз паси пушт басташ чу санг.

Нишаст аз бари зин мар ӯро ба пеш
Давониду шуд то бари ёри хеш.

Ба боло баромад дурафше ба даст
Ба наъра ҳаме кӯҳро кард паст.

Ба пирӯзии шаҳрёри замин
Ҳаме хонд бар паҳлавон офарин.

## РАЗМИ ГУРОЗА БО СИЁМАК

Се дигар Сиёмак зи Туронсипоҳ
Бишуд бо Гуроза ба овардгоҳ

Чунин ҳар ду найза гирифта ба даст
Хурӯшон ба кирдори пилони маст.

Пур аз хашму пурҷангу кина сарон
Гирифтанд аз он пас амуди гарон.

1. И –б. 1886 нест.
2. ИЛ – Гирифташ.
М – Биёмад.

Чу шерони ҷангӣ барошуфтанд,
Ҳаме бар сари якдигар кӯфтанд.

Забоншон шуд аз ташнагӣ лахт-лахт,
Ба тангӣ фароз омад он кори сахт.

Пиёда шуданду баровехтанд,
Ҳаме гарди кина барангехтанд.

Гузора бизад даст бар сони шер
Мар ӯро чу бод андаровард зер.

Чунон сахт зад бар замин, к-устухон
Бирезиду ҳам дар замон дод ҷон.

Гуроза ҳамон дам[1] бубасташ бар асп,
Нишаст аз бари зин чу озаргушасп

Гирифт он гаҳ аспи Сиёмак ба даст,
Ба боло баромад ба кирдори маст.

Дурафши хуҷаста ба даст-андарун
Гурозону шодону душман нагун.

Ба пирӯзии шоҳу бахти баланд
Ба ком омада зери тахти баланд.[2]

Фуруд омад аз аспу кард офарин
Зи додор бар бахти шохи замин.

## РАЗМИ ФИРӮҲИЛ БО ЗАНГУЛА

Чаҳорум[3] Фирӯҳил буду Зангула
Ду ҷангӣ ба кирдори шери яла.[4]

1. ИЛМ – гах.
2. ИМ – б.1885, нест.
3. Л- Ва дигар.
4. ТПЗИЛ – Хурӯшону ҷӯшону наъразанон
   Далерон пур аз хун чу шери жиён.

Ба Эрон набарда ба тиру камон
Набуд чун Фирӯҳил дигар бегумон.*[1]

Чу аз дур турки дижамро бидид,[2]
Камонро ба зеҳ карду андаркашид.

Абар Зангула тирборон гирифт,
Ба ҳар сӯ камини саворон гирифт.

Хаданге ба ронаш бизад ҳамчу*[3] бод,
Ки бугзашт бар аспу бар марди род.

Ба рӯй андаромад таковар зи дард,
Ҷудо гашт аз ӯ Зангула рӯйзард.

Нагун шуд сари Зангула, ҷон бидод,
Ҳамоно ки худ рӯзи бадро бизод.*[4]

Фирӯҳил фурӯ ҷасту бубрид сар-ш,
Бурун кард хафтони румӣ зи бар-ш.

Сарашро ба фитроки зин-бар бубаст,
Биёмад, гирифт аспи ӯро ба даст.

Ба боло баромад ба сони паланг
Ба хун ғарқа гашта бару теғу чанг.

Дурафши хуҷаста баровард рост
Шуда шоддил, ёфта он чи хост.

## РАЗМИ РУҲҲОМ БО БОРМОН

Ба панҷум чу Руҳҳоми Гударз буд,
Ки бо Бормон ӯ набард озмуд.[5]

1. М – саворе дамон.
2. Л – Фирӯҳил чу турки дижамруй дид.
3. М – бар аспаш даромад чу.
4. М – ҷуз рӯзи бадро назод.
5. И –б. 1889-1898 нест.

Камон баргирифтанду тиру ханг,
Баромад хурӯши[1] саворони ҷанг.

Камонҳо ҳама пок бар ҳам шикаст,
Сӯи найза бурданду шамшер даст.

Ду ҷангиву ҳарду далеру савор,
Ҳушивору дида басе корзор.[2]

Бигаштанд бисёр бо якдигар,
Бупечид Руҳҳоми пархошхар.

Яке найза андохт бар рони ӯй,
К-аз асп андаромад ба фармони ӯй.[3]

Ҷудо гашт аз ӯ Бормон ҳамчу гард,
Савор андаромад зи боди набард.

Ба пушт-андараш найзае зад дигар,
Синон андаромад[4] миёни ҷигар.

Ба кини Сиёвуш кашидаш нагун,
Зи кина бимолид бар рӯй хун.

Ба зин андаровард, басташ чу санг
Сар овехта, пойҳо зери танг.

Нишаст аз бари зину ӯро кашон
Баромад дамон то ба ҷои нишон.[5]

Ба пирӯзии шоҳу тахти баланд
Ба ком омада, ёфт бахти баланд.

---

1. ИЛ - хурӯш аз.
2. Л - 1901 нест.
3. И –б.1902, 193 нест.
4. Л – Синонаш даромад.
5. ТПЗИЛМ - Ба боло баромад, шуда шодмон *
   Дил озод гашта зи дарду ғамон. **

   * ИЛЗ – шоддил ** Л- З-зи дарду ғамон гашта озод дил.

Бикард офарин бар ҷаҳондор шоҳ
Бар он тухмаи Хусрави некхоҳ.[1]

## РАЗМИ БЕЖАН БО РӮИН

Шашум Бежану Геву Рӯин дамон
Ба зеҳ барниҳоданд ҳар ду камон.

Чапу рост гаштанд бо якдигар.
Нашуд тирашон аз камон коргар.

Ба рӯинамуд он гаҳе пури гев
Ҳаме гашт бо гурд Рӯини нев.

Ба овардгаҳ- бар бад-ӯ даст ёфт,
Заминро бидарриду андаршитофт.

Зад аз бод бар сар-ш рӯинсутун,[2]
Фурӯ рехт аз торакаш мағзу хун.

Ба зин-андарун ҷони ширин[3] бидод,
Зи Пирони Виса ҳама[4] кард ёд.

Пас он гаҳ зи асп андаромад нагун,
Ҳама тан[5] пуроҳан, даҳон[6] пур зи хун.

Бирафт аз паи суду моя бидод,
Ҳанӯз аз ҷавониш нобуда шод.[7]

Чунин аст гетӣ пуросебу шеб,[8]
Пас аз ҳар фарозе ниҳода нишеб.[9]

1. ИЛ-б.1900 нест.
2. ИЛ – Румӣ сутун.
3. И – зини паланг андарун ҷон.
4. И – ҳаме.
5. Л – бар.
6. Л – даҳан.
7. ЛМ – Набуд аз ҷавониш як рӯз шод.
8. И – кори ҷаҳон пурфиреб.
9. Л – б. 1919 нест.

Зи асп андаромад сабук[1] Бежано,
Мар ӯро ба кирдори Аҳримано[2]

Ба шамшер кардаш ҷудо сар зи тан,
Наёбад ҳаме кушта гӯру кафан.

Каманд андарафканду бар зин кашид,
Набуд кас, ки тимори Рӯин кашид.

Бар аспаш би кирдори пилони маст
Гирифт он замон полҳангаш ба даст

Инони ҳаюни таковар битофт,
В-аз он ҷойгаҳ сӯи боло шитофт.

Ба ҷанг - андарун шерпайкар дурафш,
Бар он ғайбаи зангхӯрда[3] бунафш.

Ҳаме гуфт пирӯзгар бод шоҳ,
Ҳамеша сари паҳлавон бо кулоҳ!

## РАЗМИ ҲАҶИР БО СИПАҲРАМ

Бурун тохт ҳафтум зи гурдон Ҳаҷир
Гави номдору савори ҳужир.

Сипаҳрам зи хешони Афросиёб
Гави номвар буду бо ҷоҳу об.

Або пури Гударз разм озмуд,
Ки чун ӯ ба лашкар саворе набуд.

Бирафтанд ҳарду ба ҷои набард,
Баромад зи овардгаҳ тира гард.

Ба шамшер ҳарду баровехтанд,
Ҳаме з-оҳан оташ фурӯ рехтанд.

1. И – андарун ҷаст паст.
2. ИЛ – оҳармано.
3. И – Пур аз занг чун ғайбаҳои бунафш.

Ҳаҷири диловар ба кирдори шер
Ба рӯи Сипаҳрам баромад далер.

Ба номи ҷаҳонофарин кирдгор,
Ба бахти ҷаҳондори нав шаҳрёр

Яке теғ зад бар сари тарги ӯй,
Ки омад ҳам андар замон марги ӯй.

Аз асп андарафтод он гаҳ нагун
Ба хориву зориву ғарқа ба хун.

Фуруд омад аз асп фаррух Ҳаҷир,
Мар ӯро бубаст аз бари зин ҳужир.

Нишаст аз бари аспу он аспи ӯй
Гирифташ лагому битобид*[1] рӯй.

Баромад ба болову кард офарин
Бар он ахтари неку фаррухзамин.

Ҳама зӯру бахт аз ҷаҳондор дид,
В-аз ӯ гардиши бахт бедор дид.

## РАЗМИ ГУРГИН ВА АНДАРИМОН

Чу Гургин ба ҳаштум бишуд*[2] кинахоҳ,
Або Андаримон зи Туронсипоҳ.

Ҷаҳондидаву коркарда ду мард
Бирафтанду ҷустанд ҷои набард.

Ба найза бигаштанду бишкаст паст,
Камонҳо гирифтанд ҳарду ба даст.

Буборид тир аз камони сарон
Ба рӯй андароварда Гург испарон.

1. М – Гирифта инон андаровард рӯй.
2. М – Бурун рафт Гургин нуҳум кинахоҳ.

Ҳаме тир борид ҳамчун тагарг,
Бар он испари Гургу он хӯду тарг.[1]

Яке тир Гургин бизад бар сараш,
Ки бардӯхт бо тарги румӣ сараш.

Биларзид бар зин зи сахтӣ савор,
Яке теғи дигар бизад номдор

Биёмад ба паҳлӯи турк-андарун,[2]
Зи чашмаш бурун омад аз дард хун.

Фуруд омад аз асп Гургин чу гард,
Сари Андаримон зи тан дур кард.

Ба фитрок барбасту худ барнишаст,
Инони савори набарда ба даст.

Бар он тундболо баромад дамон
Ҳам эдун ба деҳ-бар ба бозу камон.

Ба нерӯи Яздон, ки ӯ буд паноҳ,
Ба пирӯзбахти ҷаҳондор шоҳ.

Чу пирӯз баргашт мард аз набард,
Дурафши дилафрӯз барпой кард.

## РАЗМИ БАРТА БО КУҲРАМ

Нуҳум Барта бо Куҳрами теғзан
Ду хуниву*[3] ҳар ду сари анҷуман.[4]

Ҳаме озмуданд ҳар гуна ҷанг,
Гирифтанд пас теғи ҳиндӣ ба чанг.

1. Л – б. 1944 нест.
2. ИМ – Ба паҳлуи турк андаромад нагун.
3. М – ҷангиву.
4. ТПМ – Бурун тохта то ба овардгоҳ,
   Баровехта аз паи кини шоҳ.

Якояк бупечид аз Барта рӯй
Яке теғ зад бар сари тарги ӯй,

Ки то сина Кухрам ба ду ним гашт,[1]
Дили душман аз Барта пурбим гашт.[2]

Фуруд омад аз аспу ӯро бубаст,
Бар он зини туживу[3] худ барнишаст.

Ба боло баромад чу шарзапаланг,
Хурӯшон яке теғи ҳиндӣ ба чанг.

Дурафши ҳумоюн ба чанг*[4]- андарун,
Фиканда бар он асп Кухрам нагун.

Ҳамегуфт шоҳ аст пирӯзгар,
Ҳамеша кулоҳаш ба хуршед-бар.

## **РАЗМИ ЗАНГАИ ШОВАРОН БО АХВОСТ**

Даҳумро зи гурдону ҷанговарон
Бишуд сохта Зангаи Шоварон,

Ки ҳамразмаш аз бахт Ахвост буд,
Ки аз ҷанги кас сар на баркост буд.

Гирифтанд ҳарду амуди гарон,
Чу Ахвост бо Зангаи Шоварон.

Бигаштанд аз андоза берун ба ҷанг,
Зи бас кӯфтан гашт пайкори танг.

Фурӯ монд аспони тозӣ зи таг,
Ту гуфтӣ дар аспон начунбид раг.[5]

1. И – шуд.
2. И – Зи душман дили Барта бебим шуд.
3. ИМ – тузӣ.
4. М – даст.
5. Л –б. 1965 нест.

Чу хуршеди тобон зи гунбад бигашт,
Ба кирдори оҳан битафсид дашт.

Чунон хаста гаштанд бар ҷои хеш,
Ту гуфтӣ яке пой нанҳод пеш.

Забон баркушоданд бар якдигар
Ки акнун зи гармӣ битафсад ҷигар.

Бибояд бaросуду дам барзадан,
Пас он гаҳ сӯи ҷанг бозомадан.

Бирафтанду аспони ҷангӣ ба ҷой
Фуруд овариданду бастанд пой.

Ба осудагӣ боз бархостанд,
Ба пайкору кина биёростанд.

Ба кирдори оташ ба найза савор
Ҳамегашт бар маркази корзор.

Бад-он гаҳ, ки Занга бад-ӯ даст ёфт,
Заминро бидарриду[1] андаршитофт.

Яке найза зад бар камаргоҳи ӯй,
Зи аспаш нагун карду барзад ба рӯй.

Чу раъди хурӯшон яке вайла кард,
Ту гуфтӣ бидаррид дашти набард.

Фуруд омад аз аспу шуд назди ӯй,
Бар он хоки тира кашида ба рӯй.

Мар ӯро ба чора зи рӯи замин
Нагунаш барафканд бар пушти зин.

Нишаст аз бари аспу боло гирифт,
Ба туркон чи омад зи бахт, эй шигифт.

1. И – Синон сӯи ӯ карду.

Бар он кӯҳи фаррух баромад зи паст
Яке гургпайкар дурафше ба даст.

Бизад пеши ёрону кард офарин
Абар шоҳу бар паҳлавони замин.*[1]

## РАЗМИ ГУДАРЗ БО ПИРОН

Чу аз рӯз нӯҳ соат андаргузашт,
Зи туркон набуд кас бар он паҳндашт.

Равонҳои туркон гусиста ба теғ,
Ҷаҳонро ту гуфтӣ наёмад дареғ.

Касеро кучо парваронад ба ноз,
Барорад бар ӯ рӯзгори дароз.

Шабехун кунад гоҳи шодӣ бад-ӯй,
Ҳамон*[2] сахтиву хорӣ орад ба рӯй.

Зи бод андарорад, диҳадмон ба дам,
Ҳаме дод хонему пайдо ситам.

Ба турониён-бар аз он ҷанги шум
Бар овардгаҳ кардан оҳанги шум.[3]

Чунон шуд, ки Пирон зи туронсипоҳ
Саворе надид андар овардгоҳ.

Сипаҳдори Эрону Турон ба ҳам
Фароз омаданд андар он кин дижам.

Ҳаме барнаваштанд рӯи замин,
Ҳама дил пур аз дарду сар пур зи кин.

Бар овардгоҳи саворон зи гард
Фурӯ монд хуршед рӯзи набард.

1. М – 1961 – 1980 нест.
2. М – Ҳама.
3. Л – б. 1986 нест.

Ба теғу ба ханҷар, ба гурзу каманд,
Зи ҳар гунае барниҳоданд банд.

Фароз омад он гардиши эзадӣ
Зи Яздон ба Пирон расид он*[1] бадӣ.

Або хости Яздон-ш чора намонд,
Ки дар зери ӯ зӯри бора намонд.

Нигаҳ кард Пирон, ки ҳангом[2] чист,
Бидонист, к-он гардиши эзадист.

Валекин зи мардӣ ҳаме кард кор,
Бикӯшид бо гардиши рӯзгор.

В-аз он пас камон баргирифтанду тир,
Ду солори лашкар-ду ҳушёр пир.[3]

Нигаҳ кард Гударз тири ханг,
Ки оҳан гузорад мар онро ба санг.

Ба баргустувон барзадаш, бардарид,
Таковар биларзиду дам даркашид.

Бияфтоду Пирон даромад*[4] ба зер,
Биғалтид зераш савори далер.

Зи нерӯш ду нима шуд дасти рост,
Бупечиду он гоҳ бар пой хост.

Бидонист, к-омад замонаш фароз,
В-аз он рӯзи тира наёбад ҷавоз.

1. М – Расонид аз Эрон ба Турон.
2. И – ҳангома.
3. ТПЗИЛ – Яке тирборон бикарданд сахт,
Чу боди хазон барҷаҳад бар дарахт.
4. М – Пирон-ш омад.

Зи Гударз бугрехт, шуд сӯи кӯҳ,
Шуд аз дарди дасту[1]*[2] давидан сутӯҳ,

Ҳаме шуд бар он кӯҳсар-бар давон,
К-аз ӯ бозгардад магар паҳлавон.

Нигаҳ кард Гударзу бигрист зор
Битарсид аз он гардиши рӯзгор.

Бидонист, к-аш нест бо кас вафо,
Миён баста дорад зи баҳри ҷафо.

Фиғон кард, к-«Эй номвар паҳлавон,
Чӣ будат, ки эдун пиёда давон,

Ба кирдори нахчир дар пеши ман,
Куҷот он сипоҳ, эй сари анҷуман?

Куҷот он ҳама зӯру мардонагӣ,
Силеҳу дилу ганҷу фарзонагӣ?

Сутуни гавон, пушти Афросиёб
Кунун шоҳро тира шуд[3] офтоб.

Замона зи ту пок баргошт рӯй,
На ҷои фиреб аст, чора маҷӯй!

Чу корат чунин гашт, зинҳор хоҳ
Ба ҷон, то-т зинда барам назди[4] шоҳ.

Бубахшоядат шоҳи пирӯзгар,
Ки ҳастӣ чу ман паҳлави пирсар».[5]*[6]

Бад-ӯ гуфт Пирон, ки «Ин х(в)ад мабод,
Ба фарҷом бар ман чунин бад мабод,

---

1. Л – Ҳамешуд зи дарду.
2. М – Ғамӣ шуд зи дард, аз давидан сутӯҳ.
3. ИЛ – гашт.
4. И- то барам зинда наздики.
5. И-б. 212 нест
6. М – Ки чун барф бинад туро ришу сар.

К-аз ин пас маро зиндагонӣ бувад,
Ба зинҳор рафтан гаронӣ[1] бувад.

Ман андар ҷаҳон маргро зодаам,
Бад-ин кор гардан туро додаам.

Шунидастам ин достон аз меҳон,
Ки ҳарчанд бошӣ ба хуррамҷаҳон,

Саранҷом марг асту з-ӯ[2] чора нест,
Ба ман-бар бар ин[3] ҷои пайғора нест.

Ҳаме гашт Гударз бар гирди кӯҳ,
Набудаш бад-ӯ роҳу омад сутӯҳ.

Пиёда бибуду[4] сипар баргирифт,
Чу нахчирҷӯён[5] кӯҳ-андар гирифт.

Гирифта сипар пешу жӯпин ба даст,
Ба боло ниҳода сар аз ҷои паст.

Ҳаме дид Пирон мар ӯро зи дур,
Биҷаст аз сари санг солори Тур.

Бияндохт жӯпин[6] ба кирдори тир
Баромад*[7] ба бозуи солори пир.

Чу Гударз шуд хаста бар дасти ӯй
Зи кина ба хашм андаровард рӯй.

Бияндохт жӯпин, ба Пирон расид,
Зиреҳ дар бараш сар ба сар бардарид.

Зи пушт андаромад ба роҳи ҷигар
Биғалтиду осема баргашт сар.

1. ИЛ- гумонӣ.
2. Л- аст аз ӯ; И –аст з-ӯ.
3. И- чунин.
4. ИЛ- нахчиргонон
5. И- раҳ-андар.
6. ИЛМ – ханҷар.
7. М – Даромад.

Баромад-ш хуни ҷигар аз даҳон,
Равонаш ҳаме рафт зӣ ҳамраҳон.

Чу шери жиён андаромад ба сар
Ба жӯпини пӯлод хаста ҷигар.

Бар он кӯҳи хоро замоне тапид,
Пас аз кину овардгаҳ орамид.

Чунин аст худ гардиши рӯзгор,
Нагирад ҳаме панди омӯзгор.

Замона ба заҳр об додаст чанг,
Бидаррад дили шеру чарми паланг.

Чу Гударз баршуд бар он кӯҳсор
Бидидаш бар он гуна афканда хор,

Шикаста дилу даст, бар хок сар,
Дарида силеҳу гусаста камар.

Чунин гуфт Гударз, к-«Эй наррашер,
Сари паҳлавонону гурди*[1] далер,

Ҷаҳон чун ману чун ту бисёр дид,
Нахоҳад ҳаме бо касе орамид.

Фурӯ бурд чанголу хун баргирифт,
Бихӯрду биёлуд рӯй, эй шигифт.

Зи хуни Сиёвуш хурӯшид зор,
Ситоиш*[2] ҳаме кард бар кирдгор.

Зи ҳафтод хуни гиромиписар
Бинолид бар довари додгар.[3]

Сарашро ҳамехост аз тан бурид
Чунон бадкуниш хештанро надид.

1. М – паҳлавонон, савори.
2. М – Ниёиш.
3. И- бар осмон кард сар.

Дурафшаш ба болин абар пой кард,
Сарашро бад-он соя бар[1] ҷой кард.

Сӯи лашкари хеш бинҳод рӯй,
Чакон хун зи бозуш чун оби ҷӯй.[2]

## БОЗ ОМАДАНИ ГУДАРЗ БА НАЗДИ ГАВОНИ ЭРОН

Ҳама киначӯёну[3] пархошҷӯй
Зи боло ба лашкар ниҳоданд рӯй.

Або куштагон баста бар пушти зин
Бад-он сон баровард[4] оину[5] кин.

Чу бо киначӯён набуд паҳлавон,
Хурӯше баромад зи пиру ҷавон.

Ки Гударз бар дасти Пирон магар
Зи пирӣ ба хун андаровард сар.

Ҳаме зор бигрист лашкар ҳама
Зи нодидани паҳлавони рама.

Дурафше бидиданд[6] аз тирагард
Гурозону шодон зи дашти[7] набард.[8]

Баромад зи лашкаргаҳ овози[9] кӯс,
Ҳаме гард бар осмон дод бӯс.

---

1. Л – дар.
2. ТПЗЛ – Чу пирӯз баргашт шер аз набард,
   Дурафши дилафрӯз бар пой кард.
3. И- кинадорони.
4. ЛМ- Бар эшон баровварда.
5. И- Бар эшон сар оварда оини.
6. И –падид омад.
7. И- бигашт аз.
8. ТПЗ – Чу гударз з-он гард дидор гашт,
   Дили номдорон беозор гашт.
   *Л – мард.
9. Л- овон.

Бузургон бари паҳлавон омаданд,
Пур аз хандаву шодмон омаданд.

Чунин гуфт лашкар, к-аз ӯ паҳлавон
Магар боз гардид тираравон?

Ки Пирон яке шердил мард буд,
Ҳамасола ҷӯёи овард буд.

Сухан ёд[1] кард он замон паҳлавон,
Супурда бад-ӯ гӯш пиру ҷавон[2]

Ба ангушт бинмуд ҷои набард,
Бигуфт, он ки бо ӯ замона чи кард.

Ба Руҳҳом фармуд, то барнишаст,
Ба овардани ӯ миёнро бубаст.

Бад-ӯ гуфт, к-«Ӯро ба зин*[3] барбубанд
Фуруд ораш аз кӯҳсори баланд.

Дурафши силеҳаш чунон ҳам, ки ҳаст,
Ба банду миёнаш мабар ҳеч даст».

Бар ин гуна чун паҳлавон кард ёд,[4]
Бурун тохт Руҳҳом чун тундбод.

Кашид аз бари зин тани равшанаш*[5]
Ба хун-андарун ғарқа буд ҷавшанаш.

Чунон ҳам бубасташ ба банди каманд
Фуруд оваридаш зи кӯҳи баланд.

Дурафшаш чу аз ҷойгоҳи нишон
Бидиданд гурдону гарданкашон,

1. Л- боз.
2. Л- Бад-он анҷуман ошкору ниҳон.
3. М- Биёвар чунон тозиён бо каманд.
4. Л- ёд кард.
Л- Руҳҳоми озодмард.
5. М – ба хорӣ танаш.

Ҳаме хонданд офарин сар ба сар
Абар паҳлавони замин дар ба дар,

Ки «Эй номвар пушти эрониён,*[1]
Парастандаи тоҷу тахти каён.*[2]

Фидои сипаҳ кардаӣ ҷону тан
Ба пирӯзиву рӯзгори шикан».

Чунин гуфт Гударз бо меҳтарон,
Ки «Чун разми мо гашт аз ин сон гарон,

Маро дар дил омад, ки Афросиёб
Сипаҳро гузорад бад-ин рӯи об.

Сипоҳи вай осуда аз ранҷу тоб
Бимонда сипоҳам чунин аз шитоб.[3]

Бад-ин[4] ҳушманде фиристодаам,
Басе шоҳро пандҳо додаам.

Ки гар шоҳи туркон биёрад сипоҳ,
Надорем пой андар ин размгоҳ.[5]

Гумонам чунон аст, к-ӯ бо сипоҳ
Ба зудӣ биёяд бад-ин размгоҳ.[6]*[7]

Мар ин куштагонро бар ин дашти кин
Чунон ҳам бидоред бар пушти зин.[8]

---

1. М – Эронсипоҳ.
2. М – бахти ту бод моҳ.
3. ИЛ –б. 2005 нест.
4. ИЛ-яке.
5. Л-б. 2067 нест.
6. И-б. 2068 нест.
ТП – Бияфрӯзад ин размгаҳро ба фар,
7. М – Ман эдун гумонам, ки шоҳи ҷаҳон
Биёяд мар ин разми мо ногаҳон.
8. ТП- К-аз ин куштагон ҷони мо беғам аст.
Равони Сиёвуш аз ин хуррам аст.

Куҷо[1] ҳамчунин назди шоҳ оварем,
Шавад шоду з-ин пойгоҳ оварем,[2]

Ки ошӯби туркону эрониён
Аз ин буд, куҷо гум шуд андар миён».

Ҳама яксара хонданд офарин,
Ки бе ту мабодо замону замин.

Ҳама судмандӣ зи гуфтори туст,
Хуру моҳ равшан зи дидори[3] туст.

Бирафтанд бо куштагон ҳамчунон
Гурӯи Зиреҳро пиёда кашон.[4]

Ба банди камандаш бубаста ду чанг,
Фиканда ба гардан-ш-бар полҳанг.

Чу наздики бунгоҳи лашкар шуданд,
Пазира сипаҳбадсипоҳ омаданд.

Ба пеши сипаҳ буд Густаҳми шер,
Биёмад бари паҳлавони далер.

Заминро бибӯсиду кард офарин,
«Сипоҳат беозор,-гуфто,-бубин.

Чунон чун супурдӣ, супурдем ҳам!»
Дар ин буд Гударз бо Густаҳам.[5]

Ҳам андар замон аз лаби дидабон
Ба гӯш омад аз кӯҳи Райбад фиғон,

Ки аз гард шуд дашт чун тирашаб,
Шигифте баромад фиғони[6] ҷалаб.

---

1. ИМ-Агар.
2. ТПМ – Чу Хусрав биёмад, надорем бок
   Зи туркон ба нерӯи Яздони пок.
3. Л – ба кирдори.
4. Л- давон.
5. ИЛ-б. 2075-2079 нест.
6. ИЛМ – зи ҳар сӯ.

Хурӯшидани кӯс бо каррной,
Бичунбад ҳаме дашт гуфтӣ[1] зи ҷой.

Ҳамон тахти пирӯза бар пушти пил
Дурахшон ба кирдори дарёи Нил.

Ҳаво шуд ба сони паранди дурафш[2]
Зи тобидани сурху зарду бунафш[3*4].

Дурафше ба кирдори сарви саҳӣ
Падид омад аз дур бо фарраҳӣ[5].

Ба гирдаш саворони ҷавшанварон,
Замин шуд бунафш аз карон то карон.

Паси ҳар дурафше дурафше ба пой,
Чи аз аждаҳову чи пайкарҳумой.

Агар ҳамчунин тезронӣ кунанд,
Ба як рӯзи дигар бад-ин ҷо расанд[6].

## ЗОРӢ КАРДАНИ ЛАҲҲОК ВА ФАРШЕДВАРД БАР ПИРОН

Зи кӯҳи Канобад ҳаме дидабон
Бидид он шигифтиву омад давон[7].

Чунин гуфт: «Гар чашми ман тира нест,
Аз андоза дидори ман хира нест.

Зи туркон баровард Яздон ҳалок,
Ҳама ранҷҳо сар ба сар гашт хок.

---

1. ИЛ- гӯӣ.
2. И- бунафш.
3. ИЛ- парниёи дурафш.
4. М – Ҳаво шуд чунон чун паранди бунафш
Зи тобидани гуна-гуна дурафш.
5. И- ба болои.
6. ИЛ-б. 2087, 2088 нест.
7. ТПЗМ – Ба наздики Лаҳҳоку Фаршедвард
Пур аз ғам дилу лаб пур аз боди сард.

Сипоҳ андаромад зи боло ба паст
Хурӯшону ҳар як дурафше ба даст.

Дурафши сипаҳдор Пирон нагун
Ҳаме бинаму тан-ш ғарқа ба хун.[1]

Ҳамон даҳ диловар, к-аз эдар бирафт
Або гурд Пирон ба овард тафт,

Ҳаме бинам аз дурашон сарнагун,
Фиканда бар аспону сар пур зи хун.[2]

В-аз он сӯи Райбад[3] яке тирагард
Падид омаду дашт шуд лоҷвард.[4]

Миёни сипаҳ ковиёнӣ дурафш
Ба пеш - андарун теғҳои*[5] бунафш.

Дурафши шаҳаншоҳ[6] бо бӯқу кӯс
Падид омаду шуд замин обнӯс.

Бирафтанд Лаҳҳоку Фаршедвард
Бад-он дидагаҳ-бар зи дашти набард.

Бididанд кушта ба дидори хеш
Сипаҳбад, бародар ҷаҳондори хеш.

Або даҳ савори гузида сарон,
Зи туркон далерони ҷанговарон.

Бад-он дидагаҳ зору ҷӯшон шуданд,
Зи хуни бародар хурӯшон*[7] шуданд.

---

1. Л – пас аз б. 2093 ин б. омада:
   Далерони мо кушта бар дашти кин,
   Ба зорӣ камон баста бар пушти зин.
2. И-б. 2095 нест;
   ТПЗ – Далерон гурезон аз Эрон ба ҳам
   Расиданд он гаҳ бари Густаҳам.
3. И-дигар.
4. И- ложвард.
5. М – сурху зарду.
6. И- ҷаҳондор.
7. М- ғиревон.

Ҳаме зор гуфтанд, к-«Эй наррашер,
Сипаҳдори туркон[1], савори далер.

Чӣ боист он родиву ростӣ,
Чу рафтан зи гетӣ чунон хостӣ?!

Кунун кори[2] душман баромад ҳама,
Ба бад бар ту гетӣ сар омад ҳама.

Кӣ ҷӯяд ҳаме дар ҷаҳон кини ту,
Кӣ гирад кунун роҳу оини ту.

Абар шаҳри Турону Афросиёб
Бад афтоду[3] гардад саросар хароб.

Бибояд буридан сари хеш паст,
Ба хун ғарқа кардан тану[4] теғу даст.

Чу андарзи Пирон ниҳоданд пеш,
Нарафтанд бар хира гуфтори хеш.

Зи Гударз чун хост Пирон набард,
Чунин гуфт бо гурд Фаршедвард,

Ки «Гар ман шавам кушта бар кинагоҳ
Шумо кас мапоед пеши сипоҳ,

Ки гар[5] ман набошам бар ин дашти кин
Шавад танг бар номдорон замин.

На аз тухмаи Виса монад касе,
Ки андар сараш мағз бошад басе,

Ки бар кинагаҳ гар шуморо кушанд,
Сари бетанонтон ба*[6] Эрон кашанд.

1. ИЛМ – сипаҳдор Пирон.
2. ИЛМ – коми.
3. Л- омад, ки.
4. ИЛ- бару.
5. Л- В-агар.
6. М- Чу сарҳои мо сӯи.

Зи Гударз хоҳад сипаҳ зинҳор,
Шумо хештанро мадоред хор.

Шумо роҳ сӯи биёбон баред,
Магар к-аз бади душманон ҷон баред».[1]

Ба лашкаргаҳи хеш рафтанд боз,
Ҳама дида пурхуну тан пургудоз.

Бидонист лашкар саросар ҳама,
Ки шуд бешубон он гурозон рама.

Ҳама сар ба сар зору гирён шуданд,
Чу бар оташи тез бирён шуданд.

Ба наздики Лаҳҳоку Фаршедвард
Бирафтанд лабҳо пур аз боди сард*[2],

Ки акнун чӣ созем аз ин размгоҳ
Чи шуд паҳлавон*[3] - пушти туронсипоҳ?

Киро дил диҳад низ бастан камар,
Зи оҳан кулаҳ барниҳодан ба сар?[4]

Чунин гуфт Лаҳҳоку Фардшедвард,
Ки аз хости Яздон[5] карона кӣ кард?

Чунин ронд бар сар варо кирдгор,
Ки бар кина кушта шавад зору хор.*[6]

Ба шамшер карда ҷудо сар зи тан,
Наёбад ҷуз аз хоки тира кафан.

---

1. И-б. 2112-2116 нест.
2. М- Бирафтанд бо дил пурозору дард.
3. М-ки аз мо бишуд.
4. Л-эзад.
5. И-б. 2120-2122 нест.
3. Л- ҷавшани худ.
6. М- Набишта чунин бар сарат рӯзгор,
Ки дар кинагаҳ кушта ояд ба зор.

Ба ҳар ҷой кушта кашон душманаш,
Пур аз хун сару ҷомаву ҷавшанаш.*[1]

Кунун будан̄и буду Пирон гузашт,
Ҳама кору*[2] кирдори ӯ бод гашт.

Сутуни сипаҳ буд, то зинда буд,
Ба меҳри сипаҳ ҷонаш оганда буд.

Сипаҳро зи душман нигаҳдор буд,
Сари номдораш бар ӯ хор буд.

Бад-он гет̄и афтод неку бадаш,
Ҳамоно накӯкор кард Эзадаш.

Пас аз рафтани хеш тимор х(в) ард.
Зи Гударз паймон ситад дар набард,

Ки гар ман шавам кушта дар кинагоҳ,
Наҷӯ̄и ту кина зи туронсипоҳ.

Гузаршон диҳ̄и, то ба Турон шаванд,
Бар эшон насоз̄и ба кина[3] газанд.

Зи паймон нагарданд эрониён,
Аз ин дар кунун нест бими зиён.

Се кор аст пеш омада ногузир,
Ҳама гӯш доред барнову пир.

Агартон ба зинҳор бояд шудан
Бар ин коратон рой бояд задан.

В-агар бозгаштан ба бунгоҳи хеш,
Сипардан ба неку ба бад роҳи хеш.

В-агар ҷангро гирд карда инон
Якояк ба хун об дода синон.

1. М- бару диръу хаста танаш.
2. М- ранҷу.
3. Л- Насоз̄и бар эшон кимину.

Зи ҳар гуна ронем яксар сухун,
Ҷуз аз хости Эзад набошад ба бун.[1]

В-ар эдун, к-атон рой бошад ба ҷанг,
Бар ин размгаҳ кард бояд диранг,

Ки Пирон зи меҳтар сипаҳ хоста,[2]
Сипаҳбад яке лашкар ороста.[3]

Замон то замон лашкар ояд падид,
Ҳама*[4] кина з-эшон бибояд кашид.

В-ар эдун, к-атон рои шаҳр асту гоҳ,
Ҳамоно, ки бар мо нагиранд роҳ.

В-агартон ба зинҳори шоҳ аст рой,
Бибояд басечиду рафтан зи ҷой.

Дили ҳар касе бар танаш подшост,
В-агартон ҳаме сӯи Эрон ҳавост.

Зи мо ду供 бародар мадоред чашм,
Ки ҳаргиз нашӯем дилҳо зи хашм.

В-аз ин тухмаи висагон кас набуд,
Ки банди камар бар миёнаш насуд.

Ба андарзи солор Пирон равем,*[5]
Ба роҳи биёбон ба Турон шавем.

В-ар эдун, ки бар мо бигиранд роҳ,
Бикӯшем, то ҳастамон дастгоҳ».

Чу туркон шуниданд аз ин сон*[6] сухун,
Нигар, то чӣ посух фикананд бун,

1. ИЛ-б. 2139 не.
2. ИЛ-хостаст.
3. ИЛ- оростаст.
4. М- Ҳамон.
1. Л-яке доди.
5. М- шавем.
6. М-эшон.

Ки солор бо даҳ яли номдор
Бигаштанд кушта бар ин гуна хор.*[1]

В-аз он рӯй Кайхусрав омад падид,
Кӣ ёрад бар ин размгаҳ орамид?

На аспу силеҳу на пову на пар,
На ганҷу на солору на буму бар.

На нерӯи ҷангу на роҳи гурез
На*[2] бо хештан кард бояд ситез.

Агар боз гардему Гударзу шоҳ
Паси мо биронанд пилу сипоҳ,

Раҳоӣ наёбем як тан ба ҷон,
На хиргоҳ бинему на дудмон.

Зи зинҳор бар мо кунун ор нест,
Сипоҳ аст бисёру солор нест.

В-аз ин пас худ аз шоҳи Турон чӣ бок
Чи Афросиёбу чи як мушти хок?

Чаро ҳамчунин шоҳи Эрон набуд,
Ки бар лашкараш меҳрбонӣ намуд».

## РОҲИ ТУРОН ГИРИФТАНИ ЛАҲҲОК ВА ФАРШЕДВАРД

Чу лашкар чунин посух оростанд,
Ду пурмоя аз ҷой бархостанд.

Бидонист Лаҳҳоку Фаршедвард,
К-ашон нест ҳангоми нангу набард.

Ҳаме рост гӯянд лашкар ҳама
Табаҳ гардад аз бешубонӣ рама.

---

1. М- Ки солорамон бо сари номдор
Фиканданду куштанду карда.

2. М-Чӣ.

Ба падруд кардан гирифтанд соз,
Биёбон гирифтанду роҳи дароз,

Дурафше гирифта ба даст-андарун
Пур аз дард дил, дидагон пур зи хун.

Бирафтанд бо номвар даҳ савор
Далерони шоистаи корзор.[1]

Ба раҳ-бар[2] саворони Эрон буданд,
Нигаҳбони роҳи далерон[3] буданд.

Барангехтанд асп туркон зи ҷой
Талоя бияфшурд бар ҷой пой.

Яке носиголидашон ҷанг хост,
Ки аз хун замин гашт чун лола рост.

Аз эрониён кушта шуд ҳашт мард,
Далерону шерони рӯзи набард.[4]

Зи туркон ҷуз он ду сарафроз гурд
Зи дасти талоя касе*[5] ҷон набурд.

В-аз он ҷо бирафтанд ҳар ду далер
Ба роҳи биёбон ба кирдори шер.

Пас аз дидагаҳ дидабон кард ғав*[6],
Ки «Эй сарфарозону гурдони нав,*[7]

Аз ин лашкари турк ду номдор
Бурун рафт бо номвар даҳ савор.

1. Л- 2164, 2165 нест.
2. И – Раҳ-дар.
3. И – раҳ номдорон.
4. Л – 2170 нест.
5. М – Яке.
6. М – бонг кард.
7. М – номдорону мардони мард.
4. М- гардан афрохта.

Чунон бо талоя баровехтанд,
Ки бо хок хун андаромехтанд.

Тане ҳашт куштанд аз эрониён,
Ду тан[1] тез рафтанд[2] баста миён.

Чу бишнид Гударз, гуфт: «Ин ду мард
На ҷуз гурд[3] Лаҳҳоку Фаршедвард.

Бирафтанд бо гарданафрохтан,
Шикаста нашудшон дил аз тохтан.

Гар эшон аз Эрон ба Турон шаванд,
Бар ин лашкар ояд ҳамоно газанд.

Кӣ ҷӯяд кунун ном наздики шоҳ,
Бипӯшад сари худ[4*5] ба румикулоҳ.

Шавад назди Лаҳҳоку Фаршедвард
Барорад зи ҳар ду ба шамшер гард[6]?

Ҳама монда буданд эрониён,
Шуда сусту суда зи оҳан миён.

Надоданд посух ба ҷуз Густаҳам,
Ки буд андар овард шери дижам.

Ба солор гуфт: «Эй сазовори гоҳ
Чу рафтӣ ба оварди туронсипоҳ,

Супурдӣ маро кӯсу пардасарой,
Ба пеши сипаҳ-бар бибудан ба пой.

Далерон ҳама ном ҷустанду нанг
Маро баҳра н-омад ба ҳангоми ҷанг.

---

1. И – Ҳаме.
2. ЛМ – Ҳамэдун бирафтанд.
3. И – набуд ҷуз зи.
4. И- сарашро зи.
5. М – ки пӯшад сарашро.
6. ИЛ-б. 2180 нест.

Кунун ман ба ин кор номоварам,
Шавамшон, якояк ба дом оварам».

Бихандид Гударзу з-ӯ шод гашт,
Рухаш тоза шуд в-аз ғам озод гашт,

Бад-ӯ гуфт: «Некахтарӣ ту зи ҳур,
Ки шериву нахчири ту наррагӯр.

Бирав, к-офаринанда ёри ту бод,
Чу Лаҳҳок сесад шикори ту бод![1]

## РАФТАНИ ГУСТАҲМ АЗ ПАСИ ЛАҲҲОК ВА ФАРШЕДВАРД

Бипӯшид Густаҳм диръи набард,
Зи гурдон киро дид, падруд кард.

Бурун тохт аз лашкари хешу рафт
Ба ҷанги ду турки сарафроз тафт.

Ҳаме гуфт лашкар ҳама сар ба сар
Ки Густаҳмро з-ин бад ояд ба сар.

Яке лашкар аз назди Афросиёб
Ҳаме рафт бар сони киштӣ бар об.

Ба ёрӣ ҳаме ҷангҷӯй омаданд,
Чу наздики дашти Дағӯй омаданд,

Хабар шуд бад-эшон, ки Пирон гузашт,
Набарди далерон бад-он гуна гашт.

Ҳама бозгаштанд яксар зи роҳ
Хурӯшон бирафтанд наздики шоҳ.

1. Л- Ба пирӯзӣ- андар макун тарс ёд; И- пас аз б. 2189 ин б. омада:
Чу моро дари шодмонӣ кушод,
Ба пирӯзӣ- андар макун тарс ёд.

Хабар шуд ба Бежан, ки Густаҳм рафт[1]
Ба оварди Фаршеду Лаҳҳок тафт,[2]

Гумоне чунон бурд Бежан, ки ӯй
Чу танг андарояд ба дашти Дагӯй,

Набояд, ки[3] Лаҳҳоку Фаршедвард
Бароранд аз ӯ гард рӯзи[4] набард.

Ба назди ниё шуд чу шери дижам,
Дилаш пур зи дард аз ғами Густаҳам.[5]

Чу чашмаш ба рӯи ниё барфитод,
Хурӯшиду чанде сухан кард ёд.[6]

«На хуб ояд, эй паҳлавон аз хирад,
Ки ҳар номдоре ки фармон барад,

Мар ӯро ба хира ба куштан диҳӣ,
Баҳона ба чархи равон барниҳӣ.

Ду гурди диловар зи*[7] туронсипоҳ
Бирафтанд чун шер пӯён*[8] ба роҳ.

Зи Пирону Ҳумон диловартаранд,
Ба гавҳар бузургони он кишваранд.*[9]

Кунун Густаҳам шуд ба[10] ҷанги ду тан
Набояд, ки ояд бар ӯ-бар шикан.

---

1. Л – тафт.
2. Л – Зи лашкар ба оварди Лаҳҳок рафт.
3. ИЛ- биёянд.
4. ИЛ- Шавад Густаҳам зери хоки.
5. И-б. 2200 нест.
6. И- Нишаст аз бари дизаи* роҳҷӯй,
   Ба наздики Гударз бинҳод рӯй.

   * М-барои.
7. М-тан номдорони.
8. М-аз ин сон диловар.
9. М-лашкаранд.
10. И-рафт.

Ҳама коми мо бозгардад ба дард,
Чу гум гардад аз лашкар он шермард».

Чу бишнид Гударз гуфтори ӯй,
Кашиданд бад-он кор тимори ӯй,*[1]

Бас[2] андеша кард андар он як замон
Ҳамон буд, куҷо бурд[3] Бежан гумон.

Ба гурдон чунин гуфт солори шоҳ,[4]
Ки ҳар кас, ки ҷӯяд ҳаме ному ҷоҳ,[5]

Паси Густаҳам рафт бояд дамон,
Мар ӯро будан ёр аз бадгумон.

Надоданд посух кас аз анҷуман,
На ғамхора буд кас, на осудатан.

Ба Гударз пас гуфт Бежан, ки «Кас
Ба ҷуз[6] ман набошад-ш фарёдрас.

Кӣ ояд зи гурдон бад-ин кор пеш,
Ба серӣ наёмад кас аз ҷони хеш.

Маро рафт бояд, ки аз кори ӯй
Дилам пур зи дард асту пуроб рӯй».

Бад-ӯ гуфт Гударз, к-«Эй шермард,
На гарм озмуда зи гетӣ, на сард.

Набинӣ, ки моем пирӯзгар,
Бад-ин кор маштоб тунд, эй писар,

1. М-Писанд омадаш з-он яли номҷӯ.
2. ИЛ-Пас.
3. И-Ки мебурд.
4. И-он паҳлавон.
5. И- Ки эй номдорони фаррухмеҳон.
6. ИМ-ҷуз аз.

Бад-эшон бувад Густаҳам чирадаст,*[1]
Ба ханҷар бибуррад сари ҳарду паст.*[2]

Бимон, то кунун аз паси Густаҳам
Саворе фиристам чу шери дижам,

Ки бо ӯ бувад ёр гоҳи набард,
Сари душманон андарорад ба гард».

Бад-ӯ гуфт Бежан, ки «Эй паҳлавон,
Хирадманду ҳушёру равшанравон,*[3]

Кунун ёр бояд, ки зиндаст мард,
На он гаҳ, ки аз вай бароранд*[4] гард.

Чу шуд Густаҳам кушта бар корзор,
Сар омад ба ӯ рӯзу баргашт кор,

Чӣ суд, ар фиристӣ саворе бараш,
Наёбад ба ҷуз кушта дар хун сараш.[5]*[6]

Бифармой, то ман зи тимори ӯй
Бубандам камар танг дар кори ӯй.

В-ар эдун, ки гӯӣ марав, то сарам
Бибуррам бар ин обгун ханҷарам,

Ки ман зиндагонӣ пас аз марги ӯй
Нахоҳам, ки бошад, баҳона маҷӯй».

Бад-ӯ гуфт Гударз: «Биштоб пеш,
Агар нестат меҳр*[7] бар ҷони хеш.

---

1. М-чирабахт.
2. М-В-аз эшон ситонад сари тоҷу тахт,
3. М- Чунин посух овард Четан дигар.
   Ки эй паҳлавони ҷаҳон сар ба сар.
4. М- К-аш аз ҷонбароранд.
5. И-б.2224 нест.
6. М-б. 2223 нест.
7. М- нест меҳри ту.

Наёбӣ ҳаме серӣ аз корзор,
Камарбанд бупсечу сар бармахор.

Насӯзад ҳамоно дилат бар падар,
Ки ҳар дам*[1] бисӯзӣ мар ӯро ҷигар.

Барорӣ ҳаме бар сари хеш хок,
Аз ин ҷангҷустан маро худ*[2] чӣ бок?»

Чу бишнид Бежан, фурӯ бурд сар,
Заминро бибӯсиду омад ба дар.

## РАФТАНИ БЕЖАН АЗ ПАСИ ГУСТАҲАМ

Камар басту барсохт[3] мар ҷангро,
Ба зин[4] андаровард шабрангро.

Ба Гев огаҳӣ шуд, ки Бежан чӣ кард,
Камар баст бар ҷанги Фаршедвард.[5]

Ҳам андар замон Гев барҷаст зуд,
Нишаст аз бари тозиаспе чу дуд,

Биёмад ба раҳ-бар, чу[6] ӯро бидид,
Ба тундӣ инонаш ба як сӯ кашид.

Бад-ӯ гуфт: «Чандон задам достон,
Нахоҳӣ ҳаме буд ҳамдостон,

Ки бошад зи ту як замон шодмон,
Куҷо рафт хоҳӣ бад-ин сон дамон?

1. М-Ҳазмон.
2. М-Бад-ин ҷангҷустан маро з-ин.
3. ИЛ-бар.
2. ИЛ-бархост.
4. И-зер.
5. ТПЗИЛ – Паси Густаҳам тозиён шуд ба роҳ
Ба ҷанги саворони туронсипоҳ.
6. Л-мар.

Ба ҳар кор дарди дили ман[1] маҷӯй,
Ба пиронсар аз ман чӣ хоҳӣ, бигӯй?

Ба гетӣ маро ҷуз ту фарзанд нест,
Равонам ба дарди ту хурсанд нест.

Будӣ дах[2] шабонрӯз[3] бар пушти зин,
Кашида ба бадхоҳ-бар теғи кин.

Бисудӣ[4] ба хафтону хӯд-андарун,
Нахоҳӣ ҳаме сер гаштан зи хун.

Чу некидиҳиш бахти пирӯз дод,
Бибояд нишастан ба орому шод.

Ба пеш замона чӣ бозӣ сарат,
Бас эмин шудастӣ бар ин ханҷарат.

Касе к-ӯ наҷӯяд саранҷоми хеш,
Наёбад зи гетӣ ҳаме коми хеш.

Ту чандин ба пеши[5] замона мапӯй,
Ки ӯ худ сӯи мо ниҳодаст рӯй.

Зи баҳри падар з-ин сухан бозгард,
Нашояд, ки дорӣ дили ман ба дард.

Бад-ӯ гуфт Бежан, ки «Эй пурхирад,
Ҷуз ин бар ту мардум гумоне барад.

Зи кори гузашта наёрӣ ба ёд,
Чӣ печӣ ба хира ҳаме сар зи дод.

Бидон эй падар, к-ин сухан род нест,
Магар ҷанги Лодан туро ёд нест?

1. И-диламро.
2. ЛМ-Бад-ин нӯҳ.
3. Л-Бад-ин даҳ шабу рӯз.
4. ИЛ-Бисӯзӣ.
5. ИМ-гирди.

Ки бо ман чӣ кард андар он Густаҳам,
Ғаму шодмониш бо ман ба ҳам.

В-ар эдун кучо гардиши эзадӣ,
Фароз орад он[1] рӯзгори бадӣ.

Навишта нагардад ба парҳез боз,
Набояд кашидан суханҳо[2] дароз.

Зи пайкор сар бармагардон, ки ман
Фидо карда дорам бад-ин кор тан».

Бад-ӯ гуфт Гев: «Ар нагардӣ ту боз,
Ҳамон хубтар, к-ин нишебу фароз

Ту бе ман напӯӣ ба рӯзи набард,
Манат ёр бошам ба ҳар коркард».

Бад-ӯ гуфт Бежан, ки «Ин худ мабод,
Ки аз номдорони хусравнажод

Се рад[3] аз паси бимхурда ду тур
Битозем*[4] пӯён ба ин роҳи дур.

Ба ҷону сари шоҳи равшанравон,
Ба ҷони ниё номвар паҳлавон,

Ба хуни*[5] Сиёвуш, к-аз ин размгоҳ
Ту баргардиву ман бипӯям ба роҳ,

Нахоҳам бар ин кор фармон-т кард,
Ки гӯӣ маро бозгард аз набард».

Чу бишнид Гев ин сухан, бозгашт,
Бар ӯ офарин карду андаргузашт,

1. И-оварад.
2. И-кашид ин суханро.
3. ИЛМ-гурд.
4. М-Биёянд.
5. М-кини.

Ки пирӯз рафтиву шод омадӣ
Кушода дилу баста дасти бадӣ.

Ҳаме тохт Бежан паси Густаҳам,
Ки н-ояд зи Турон бар ӯ-бар ситам*[1].

Чу аз рӯд Лаҳҳоку Фаршедвард
Гузаштанд пӯён ба кирдори гард,

Ба як соате ҳафт фарсанг роҳ
Бирафтанд эмин зи эронсипоҳ.

Яке беша диданду оби равон,
Бад-ӯ-андарун соягоҳи ғавон.*[2]

Ба беша - дарун мурғу нахчиру шер,
Дарахт аз бару сабзаву об зер.

Ба нахчиркардан фуруд омаданд,
Аз он ташнагӣ сӯи рӯд омаданд.

Чу об андаромад, бибоист нон,
Ба андӯҳ шодӣ набандад даҳон.

Бигаштанд бар гирди он марғзор,
Фиканданд бисёр моя шикор.

Барафрӯхтанд оташу з-он кабоб,
Бихӯрданду карданд сар сӯи об,[3]

Шавад[4] рӯзгори далерон дижам,
Куҷо чира[5] бошад бар эшон ситам.

1. М-Ғаму шодмониш бо ӯ ба ҳам.
2. М-Пас аз б. 2264 ин б. омада:
   Паси Густаҳам тозиён шуд ба роҳ
   Ба ҷанги саворони тӯронсипоҳ.
   М- сояи корвон.
3. И-хоб.
4. ИМ-бувад; Л-Чу шуд.
5. ИЛ-хира.

Фурӯ хуфт Лаҳҳоку Фаршедвард
Ба сар-бар ҳаме посбониш кард.

## КУШТА ШУДАНИ ЛАҲҲОК ВА ФАРШЕДВАРД БА ДАСТИ ГУСТАҲАМ

Расид андар он ҷойгаҳ Густаҳам
Ки буданд гурдони Турон ба ҳам.[1]

Наванд аспи ӯ бӯи аспон шунид,
Хурӯше бароварду андардамид.[2]

Сабук аспи Лаҳҳок ҳам з-ин нишон
Хурӯше баровард чун беҳушон.[3]

Давон сӯи Лаҳҳок Фаршедвард
Шуд, ӯро зи хоби хуш огоҳ*[4] кард.

Бад-ӯ гуфт: «Бархез аз ин хоби х(в)аш,
Ба мардӣ сари бахти бадро бикаш,

Ки доно зад ин достони бузург,
Ки шере ки бигрезад аз чанги гург,

Набояд, ки гург аз пасаш даркашад,
Ки ӯро ҳамон бахти бад баркашад.

Ҳало, зуд[5] биштоб, к-омад сипоҳ
Аз Эрону бар мо гирифтанд роҳ.[6]

---

1. ТПЗИЛ -Баромад чу шаб, тира шуд моҳтоб,
   Ду ғамгин сар андар ниҳода ба хоб.
2. И-Баровард чун дардамид.
3. И-б. 2277 нест.
4. М-Биёмад аз он хоб бедор.
5. И-тунд.
6. ТПЗМ- Чи моя бипӯянду андар* шитофт
   Кас аз рӯз бадро раҳоӣ наёфт.

   * ИЛ – чандин

Нишастанд бар асп ҳарду савор,
Кашиданд пӯён аз он марғзор.[1]

Ба ҳомун ниҳоданд ҳарду савор
Ду дида, ки то чун басечанд кор.

Падид омад аз дур пас Густаҳам,
Надиданд бо ӯ саворе ба ҳам.

Далерон чу сарҳо барафрохтанд,
Мар ӯро бидидандy бишнохтанд.

Гирифтанд бо якдигар гуфтугӯй,
Ки як тан сӯи мо ниҳодаст рӯй.

Ҷуз аз Густаҳам нест, к-омад ба ҷанг,
Дурафши далерон гирифта ба чанг.

Гурезон набояд шуд аз пеши ӯй,
Магар к-андарорад бар ин дашт рӯй.

Наёбад раҳоӣ зи мо Густаҳам,
Магар бахти бад кард хоҳад ситам.

Аз он ҷо ба ҳомун ниҳоданд рӯй,
Пас андар дамон Густаҳам кинаҷӯй.

Биёмад, чу наздики эшон расид,
Чу шери жиён наъраe баркашид.

Бар эшон биборид тири хаданг,
Чу Фаршедвард андаромад ба ҷанг.

Яке теғ зад бар сараш Густаҳам,
Ки бо хун баромехт мағзаш ба ҳам.

Нагун шуд, ҳам андар замон ҷон бидод,
Шуд он номвар гурди висанажод.

1. ТПЗИЛ- Зи беша ба ҳомун ниҳоданд рӯй
Ду гурди диловар, ду пархошҷӯй.

Чу Лаҳҳок рӯи бародар бидид,
Бидонист, к-аз корзор орамид.

Биларзид в-аз дарди ӯ хира шуд,
Ҷаҳон пеши чашм-андараш тира шуд.

Зи равшанравонаш*[1] ба серӣ расид,
Камонро ба зеҳ карду андаркашид.

Бияндохт тире сӯи Густаҳам,
Ҳаме аз ду дида биборид нам.

Дарандохт ону бияндохт ин,
Наяфтод тири яке бар замин.[2]

Шуданд он замон хаста ҳар ду савор,
Ба шамшер карданд пас корзор.

Якояк бар ӯ Густаҳам даст ёфт,
Инонро бупечиду[3] андаршитофт.

Ба гардан-ш-бар зад яке теғи тез,
Баровард ногоҳ аз ӯ растахез.

Сараш зери пой андаромад чу гӯй,
Сар омад ҳама разму пайкори ӯй.*[4]

Чунин аст кирдори гардонсипеҳр,
Бибуррад зи парвардаи хеш меҳр.

Чу ҷӯӣ сараш, пой ёбӣ нахуст
В-агар пой ҷӯӣ, сараш пеши туст.[5]

Ба зин-бар чунон хаста буд Густаҳам,
Ту гуфтӣ, ки бугсист хоҳад[6] зи ҳам.

---

1. М-Дардаш равонаш.
2. И-б 2299 нест.
3. ИЛ-Зи кина чунон хаста.
4. М-Ки ояд ҳаме захми чавгон бад-ӯй.
5. Л-б 2304-2306 нест.
6. И-Ки бугзашт хоҳад ту гуфтӣ.

Биёмад ҳамида ба зин-андарун,
Ҳаме ронд аспу ҳаме рехт хун.

Ба наздикии чашмасоре[1] расид,
Ҳам оби равон диду[2] ҳам соя дид.

Фуруд омаду аспро бар дарахт
Бубасту ба об андаромад зи бахт.

Бихӯрд оби бисёру кард офарин,
Бубасташ ту гуфтӣ якояк замин.

Бупечиду ғалтид бар тирахок[3]
Саросар ҳама тан ба шамшер чок.

Ҳаме гуфт, к-«Эй кирдгори ҷаҳон,
Барангез аз он лашкару дудмон.

Ба дилсӯзагӣ Бежани Гевро
В-агарна диловар яке невро,

Ки то*[4] зинда ё мурда з-ин ҷойгоҳ
Кашад мар маро сӯи Эронсипоҳ.

Бад-он то бидонад, ки ман ҷуз ба ном
Намурдам ба гетӣ, ҳамин аст ком».

Ҳама шаб бинолид то рӯзи пок
Аз он[5] дард чун мор печон[6] ба хок.

## ДИДАНИ БЕЖАН ГУСТАҲАМРО БА МАРҒЗОР

Чу гетӣ зи хуршед шуд равшано,
Расид андар он*[7] ҷойгаҳ[8] Бежано.

1. ИМ- В-аз он ҷо кӯҳсоре.
2. И-оби равонему.
3. Ил-гармхок.
4. М-гар.
5. Л-Бад-он; И-Буд аз.
6. И-Ғалтон.
7. М-Биёмад бад-он.
8. И-Биёмад бар он соя-бар.

Ҳаме гашт бар гирди он марғзор,
Ки ёбад нишоне зи гумкарда[1] ёр.

2320 Падид омад аз дур аспи саманд
Бад-он марғзор-андарун чун наванд.

Чамону чарон чун палангон ба ком
Нагун карда*[2] зину гусиста лагом.

Ҳаме дид зинаш*[3] бар ӯ-бар нагун,
Рикебу камандаш ҳама пур зи хун.

Чу Бежан бидид он, аз ӯ рафт ҳуш
Баровард чун шери ғуррон[4] хурӯш.

Ҳаме гуфт*[5], к-«Эй меҳрубон некёр,
Куҷоӣ фиканда бар ин марғзор?!

2325 Ки пуштам шикастиву хастӣ дилам,
Кунун ҷони ширин зи тан бугсилам.[6]

Чӣ гӯям, куҷо ҷӯям акнун туро,
Ки бозӣ намудаст гардун туро?[7]

Бишуд бар паи асп то чашмасор,
Мар ӯро бидид андар он марғзор.[8]

Ҳама ҷавшану тарг бар хоку хун
Фитода бад-он хастагӣ сарнагун.

Фурӯ ҷаст Бежан зи шабранг зуд
Гирифташ ба оғӯш-бар тан-ш зуд.

---

1. ИЛ-гумбуда.
2. М-гашта.
3. М-Ҳама олати зин.
4. И-шарза.
5. М-Чунон гуфт.
6. Л-б. 2325 нест.
7. И-б. 2326 нест.
8. Л- Чу наздики он соя андаррасид,
Бад-он сон фитода мар ӯро бидид.

Бурун кард румиқабо аз бараш,
Бараҳна шуд[1] аз тарг хаста сараш.

Танашро нигаҳ карду он хастагӣ
Табаҳ дид хаста зи нобастагӣ.

Равон ҳамчу рӯд аз танаш оби*[2] зард,
Равон пур зи тимору дил*[3] пур зи дард.

Бар он хастагиҳош бинҳод рӯй
Ҳаме буд зорикунон пеши ӯй.

Ҳаме гуфт, к-«Эй некдил ёри ман,
Ту рафтиву бад гашт пайкори[4] ман.

Пижӯҳиш маро пеш боист кард,
Расидан ба ҷое ки будат набард.

Магар будаме гоҳи сахтит ёр,
Ки бо аҳриман сохтӣ корзор.

Кунун ком душман ҳама рост кард,
Бар оварди худ,[5] ҳарчи худ хост, кард».

Бигуфт ин сухан Бежану Густаҳам
Бичунбиду барзад яке тез дам.

Ба Бежан чунин гуфт, к-«Эй некхоҳ,
Макун хештан назди[6] ман-дар[7] табоҳ.

Маро дарди ту бадтар аз марги ман,[8]
Бинеҳ бар сари хаста-бар тарги ман[9]

1. Л-буд.
2. М- Зи бас хун давидан танаш буд.
3. М-Дилаш пур зи тимору тан.
4. М-Набуд дар ҷаҳон ҷуз ғамхори ман.
5. ИЛ-Баровард сар.
6. И-пеши.
7. Л-ман-бар.
8. М-хеш.
9. М-хеш.

Яке[1] чора кун, то аз ин ҷойгоҳ
Тавонӣ маро бурд[2] наздики[3] шоҳ.

Маро бод чандон ҳаме рӯзгор,
Ки бинам яке чеҳраи шаҳрёр.

В-аз он пас чу марг оядам, бок нест,
Ки моро[4] ниҳолӣ ба ҷуз хок нест.

Намурдаст ҳар кас, ки бо коми хеш
Бимирад, биёбад саранҷоми хеш.

Ва дигар ду бадхоҳ бо тарсу[5] бок,
Ки бар дасти ман кард Яздон ҳалок,

Магаршон ба зин бартавонӣ кашид,
В- агарна сароншон зи танҳо бурид.

Силеҳу[6] сари номбардорашон
Бубар, то бидонанд пайкорашон.

Кунӣ назди шоҳи ҷаҳондор ёд,
Ки ман сар ба хира надонам ба бод.

Бисудам ба ҳар ҷой бо бахт чанг,
Ки ман ном ҷустам ба мардиву нанг.

Ба Бежан намуд он гаҳе к-он ду тур
Куҷоанд кушта фиканда зи дур.

Бигуфт ину сустӣ гирифташ равон,
Ҳаме буд Бежан ба сар-бар навон.

В-аз он ҷойгаҳ аспи ӯ бедиранг
Биёварду букшод аз ӯ банд танг.

1. И-Чунон.
2. И-Расонид.
3. М-тавонӣ расониданам назди.
4. М-маро худ.
5. Л-бетарсу.
6. Л-Силоҳу.

Намадзин ба зери тани хастамард
Бияфканду нолид чандин зи[1] дард.

Ҳама домани қурта бидрид чок,
Бар он*[2] хастагиҳош барбаст пок.

В-аз он ҷойгаҳ сӯи боло давон
Биёмад зи ғам тира карда*[3] равон.

Саворони туркон пароканда дид,
Ки омад зи роҳи биёбон падид.

Зи боло чу барқ андаромад нишеб,*[4]
Дил аз мурдани Густаҳам пурниҳеб.

Аз он бимхӯрда саворони тур
Ду тан тозиён дид ногаҳ зи дур.*[5]

Зи фитрок букшод печон[6] каманд,
Зи туркон якеро ба гардан фиканд.

Зи асп андароварду зинҳор дод,
Бад-он кор бо хештан ёр дод.

В-аз он ҷо биёмад ба кирдори гард
Равон[7] сӯи Лаҳҳоку Фаршедвард,

Бидид он сарони сипаҳро нагун,
Фиканда бар он хок ғарқа ба хун.

Ба саршон-бар аспони ҷангӣ чарон,
Чарогоҳ созида пеши сарон.

---

1. ИЛ-ба.
2. М-ҳама.
3. М-гашта.
4. М-Ба боло давон андаромад ба шеб.
5. М- В-аз он бимдида саворам ду-тан,
Ба шамшер гум кард аз он анҷуман.
6. И-аз он пас.
7. И-давон.

Чу Бежан чунон дид, кард офарин
Абар Густаҳам, к-ӯ сар овард кин

2365 Бифармуд, то турки зинҳорхоҳ
Ба зин баркашад он сарони сипоҳ.[1]

В-аз он ҷо сӯи Густаҳам тозиён
Биёмад ба сони паланги жиён.[2]

Фуруд омад аз аспу ӯро чу бод
Беозору нарм аз бари зин ниҳод.

Бад-он турк фармуд, то барнишаст,
Ба оғӯши ӯ андаровард даст,

Саманди навидаш ҳаме ронд нарм,
Бар ӯ-бар ҳаме офарин хонд гарм.

2370 Ҳаме ронд Бежан пур аз дарду ғам,
Равонаш пур аз андӯҳи Густаҳам.[3]

Магар зинда ӯро бари шаҳрёр
Тавонад расонид аз ин корзор.[4*5]

## ДАХМА КАРДАНИ КАЙХУСРАВ БАР ПИРОН ВА САРОНИ ТУРОН ВА КУШТАН ГУРӮИ ЗИРЕҲРО

Чу аз рӯз нӯҳ соат андаргузашт,
Хур аз гунбади чархи гардон бигашт,

Ҷаҳондор Хусрав ба назди сипоҳ
Биёмад бар он дашт бо фарру ҷоҳ.

---

1. И-б. 2365 нест;
   ТПЗИЛМ- Бубастандашон даст бо по чунон
   Кашиданд бар пушти зини каён.
2. И-дамон.
3. И-б 2370 нест.
4. 2369-2771 нест.
   * Л-дасту пову миён. И-пушту пову миён.
5. М-Магар будаме гоҳи сахтит ёр
   Аз б. 2337 то 2372 такрор омада.

Пазира шудандаш пиёда сарон,
Ҳама номдорону ҷанговарон.

Бар ӯ хонданд офарин бихрадон,
Ки эй шаҳрёру сари мӯбадон,

Ба тан зиндапилу[1] ба ҷон Ҷабраил,
Ба каф[2] абри баҳман, ба дил рӯди Нил,

Чунон ҳам ҳаме буд бар асп шоҳ,
Бад-он то бубинанд рӯяш сипоҳ.

Бар эшон ҳаме хонд*[3] шоҳ офарин,
Ки обод бодо ба гурдон замин.

Ба оин паси пушти лашкари чу кӯҳ
Ҳаме рафт*[4] Гударз худ бо гурӯҳ.

Ҳамон даҳ мубориз, ки дар размгоҳ
Бароварда буданд гард аз сипоҳ.

Сари куштагонро фиканда нагун,
Силеҳу тану ҷомаҳо пур зи хун.

Паси лашкар-андар ҳаме ронданд,
Абар[5] шаҳрёр офарин хонданд.

Чу Гударз наздики Хусрав расид,
Пиёда шуд аз дур, к-ӯро бидид.

Ситоишкунон паҳлавони сипоҳ
Биёмад, биғалтид дар пеши[6] шоҳ.

Ҳамон[7] куштагонро ба Хусрав намуд,
Бигуфт он ки ҳамразми ҳар кас, ки буд.

1. И-жандапилу.
2. И-даст.
3. М-кард.
4. М-чунин рафт.
5. Л-бар он.
6. Л-ба наздикии тахти.
7. Л-ҳаме.

Гурӯи Зиреҳро биёвард Гев
Давон то сипаҳдори Эрон[1] нев.

Чу Хусрав Гурӯи Зиреҳро бидид,
Яке боди сард аз ҷигар баркашид.[2]

Зи асп андаромад сабук шаҳрёр,
Ҳаме офарин хонд бар кирдгор.

Зи Яздон сипосу бад-ӯям паноҳ,
Ки ӯ дод пирӯзиву дастгоҳ.

Ситоиш*[3] ҳаме кард бар пой шоҳ
Зи сар баргирифт он каёникулоҳ.

Зи додор бар паҳлавон офарин
Ҳаме хонду бар лашкараш ҳамчунин,

Ки «Эй номдорони фархундапай,
Шумо оташу душманон пок[4] най.

Сипаҳдор Гударз бо дудмон,
Ки бошанд бар сони оташ дамон.

Ҳама ҷону танҳо фидо кардаанд,
Дам аз шаҳри Турон[5] баровардаанд.

Кунун ганҷи[6] шоҳӣ маро бо шумост,
Надорам дареғ аз шумо дасти рост.

В-аз он пас бар он куштагон бингарид,
Чу рӯи сипаҳдори Турон бидид.

Фурӯ рехт об аз ду дида ба дард,
Ки кирдори некаш ҳама[7] ёд кард.

1. ИЛ-бо сипаҳдор Пирони.
2. –б. 2382 нест.
3. М-Ниёиш.
4. И-ҳамчу.
5. И-туркон.
6. ИЛ-ганҷу.
7. Л-некӣ ҳаме.

Ба Пирон бар он сон дилашро*[1] бисӯхт,
Ки гуфтӣ яке оташе барфурӯхт.

Яке достон зад пас аз марги ӯй,
Ба хуни ду дида биёлуда рӯй,

Ки бахти бад аст аждаҳои дижам
Ба дом оварад шери шарза ба дам.

Ба мардӣ наёбад касе з-ӯ раҳо,
Чунин омад ин тезчанг аждаҳо,

Кашидӣ ҳамасола тимори ман,
Миён баста будӣ ба ҳар кори ман.

Зи хуни Сиёвуш пур аз дард буд,
Бад-он кор кас з-ӯ[2] наёзурда буд.

Чунон меҳрбон буду дижхим гашт,
В-аз ӯ[3] шаҳри Эрон пур аз бим гашт.

Мар ӯро бибурд аҳриман дил зи ҷой,
Дигаргуна пеш андаровард рой*[4]

Фаровон ҳаме додамаш низ*[5] панд,
Наёмад-ш гуфтори ман судманд.

Аз Афросиёбаш набаргашт сар,
Кунун шаҳрёраш чунин дод бар[6].

Мукофоти ӯ мо ҷуз ин хостем,
Ҳаме[7] тахту[8] дайҳимаш оростем.

1. М-дили шоҳ он сон.
2. И-Зи Эрон касеро.
3. Л-он.
4. М-пой.
5. М-хира додам.
6. И-б. 2406-2407 нест.
7. Л-сари.
8. ИМ-гоҳу.

Аз андешаи мо сухан даргузашт,
Фалак бар сараш-бар дигаргуна гашт.

Ба дил-бар ҷафо гашт*[1] бар ҷои меҳр
Бад-он сар дигаргуна бинмуд чеҳр.

Биёмад ба ҷанги шумо бо сипоҳ,
Ки чандон аз эрониён шуд табоҳ.

Ҳаме панди Гударзу фармони ман
Бияфканд гуфтори гурдони ман.

Табаҳ кард меҳри дили покро,
Ба заҳр андаромехт тарёкро.

Зи Турон басечида омад дамон,
Ба ҷӯпини Гударз будаш замон.*[2]

Писар бо бародар кулоҳу камар,
Силеҳу сипоҳу дару буму бар

Бидод аз паи кини Афросиёб
Замона бад-ӯ кард чандин шитоб.

Бифармуд пас мушку кофури ноб
Ба анбар баромехта бо гулоб.

Танашро биёлуд аз он сар ба сар
Ба кофуру мушкаш[3] биёганда бар.

Ба дебои румӣ тани поки ӯй
Бипӯшиду он кӯҳ шуд хоки ӯй.

Яке дахма фармуд Хусрав ба меҳр,
Баровард он кӯҳ то ба гардонсипеҳр.

1. М-кард.
2. М-Ба кин пеши Гударзи равшанравон.
3. ИЛ-кофури мушкин.

Ниҳода дар ӯ тахтҳои сарон*[1]
Чунон чун бувад дархури меҳтарон.

Ниҳоданд мар паҳлавонро ба гоҳ
Камар бар миёну ба сар-бар кулоҳ.

Чунин аст кирдори ин пурфиреб,
Чи моя*[2] фароз асту чандин нишеб.

Хирадмандро дил зи кирдори ӯй
Бимонад ҳаме*[3] хира дар кори ӯй.

В-аз он пас Гурӯи Зиреҳро бидид,
Бар ӯ кард нафрину[4] нафрин сазид.[5]

Нигаҳ кард Хусрав бар он зиштрӯй,
Чу девон ба сар-бар фурӯ ҳишта мӯй.

Ҳамегуфт, к-«Эй кирдгори ҷаҳон,
Ту донӣ ҳаме ошкору ниҳон.

Ҳамоно ки Ковус бад карда буд,
Ҷаҳонофаринро биёзурда буд,

Ки деве чунин бар Сиёвуш гумошт,
Надонам чӣ з-он бегунаҳ кина дошт.

Валекин ба нерӯи кайҳонхудой[6]
Ҷаҳондори некидеҳи раҳнамой,

Ки кини Сиёвуш зи Афросиёб
Бихоҳам, бар ин кина гирам[7]*[8] шитоб.

1. М-андар он тахтаҳои гарон.
2. М-чунин.
3. М-замоне.
4. Л-нафрин, ки.
5. ИМ-Яке боди сард аз ҷигар баркашид.
6. Л-гетихудой.
7. Л-кор кардан.
8. М-бад-ин кина андар.

Гурӯи Зиреҳро гиреҳ то гиреҳ,
Бифармуд, то баркашиданд зеҳ.

Чу бандаш саросар ҷудо шуд зи банд,
Сарашро буриданд чун гӯсфанд.

Бифармуд аз он пас фикандан ба об,
Бигуфто: «Чунин*[1] бояд Афросиёб!»[2]

## ЗИНҲОР ХОСТАНИ ТУРОНИЁН АЗ КАЙХУСРАВ

Бибуд шоҳ чанде бар он размгоҳ,
Бад-он то кунад соз[3] кори сипоҳ.

Диҳад подшоҳӣ, киро дарх(в)ар аст,
Касе к-аз дари хилъату афсар аст[4].

Ба Гударз дод он замон Исфаҳон,
Кулоҳи бузургиву тахти меҳон.

Бузургон, ки буданд бо ӯ ба ҷанг,
Чи аз кӯшиши кину он ному нанг[5].

Ба андоза андархури корашон
Биёрост хилъат сазоворашон.

Аз онон, ки буданд монда ба ҷой,
Ки Пирон бар эшон ба сар буд ба пой.[6]*[7]

Фиристода омад ба наздики шоҳ
Хирадманд гурде[8] зи туронсипоҳ,

---

1. М-бинам.
2. Л-б.2432 нест; И-б. 2434 нест;
   ТПЗ- Чунин аст кирдори ин кӯзпушт,
   Бипарварду парвардаи хеш кушт.
3. Л-рост.
4. Л-б. 2436 нест.
5. ИЛМ-б. 2438 нест.
6. И-б. 2440 нест.
7. М-пиронашон худ сару кадхудой.
8. И-марде.

Ки «Мо шоҳро бандаву чокарем,
Замин ҷуз ба фармони ӯ наспарем.

Кас аз хости Яздон наёбад раҳо,
Агарчи бувад[1] дар дами аждаҳо.

Сипаҳбад шиносад, ки мо худ кием,
Миён танг баста зи баҳри чием.

Набудмон ба кори Сиёвуш гуноҳ,
Бибурд Аҳриман шоҳро дил зи роҳ.

Яке бодсор аст нопокрой,
На шарм аз бузургон, на тарс аз Худой.

Аз он рӯз то ин замон хастаем,
Зи дарди дил аз дида рух шустаем.

Ба Турон ҳама дудмон пурғам аст,
Зану кӯдаки хурдро мотам аст.

На бар орзу?[2] размхоҳ омадаем,
На*[3] баҳри бару буму гоҳ омадем.

Аз ин кор моро бад омад ба сар,
Падар беписар шуд, писар бепадар.

Ба ҷон гар диҳимон ҳаме зинҳор,
Бубандем пешат камар*[4] бандавор.

Ҳама[5] худ ба коми наҳанг-андарем[6],
Ки бо лашкари ту ба ҷанг-андарем[7],

1. ИЛ-шавад.
2. Л-подшоҳ.
3. М-кинахоҳ.
2. М-зи.
4. М- миён.
5. И-Ки мо.
6. И-омадем.
7. И-Або лашкарат тезчанг омадем.

Бад-ин лашкар-андар басе меҳтаранд,
Куҷо бандагий шоҳро дарх(в)аранд.

Гунаҳкор моему ӯ подшост,
Аз ӯ ҳарчи ояд ба мо-бар, равост.

Сарон сар ба сар пеши ӯ оварем*[1]
На бо кину бо гуфтугӯ оварем.*[2]

Гар аз мо ба дил-ш-андарун кин бувад,
Буридан сари душман оин бувад.

В-ар эдун,[3] ки бахшоиш орад, равост,
Ҳамон кард бояд, ки шаҳро[4] ҳавост.

Чу бишнид гуфтори эшон ба дард,
Бубахшудашон шоҳи озодмард.

Бифармуд, то пеши ӯ омаданд,
Бад-он орзу чораҷӯй омаданд.

Ҳама барниҳоданд сар бар замин,
Пур аз хун дилу дида пур оби кин.

Сипаҳбад сӯи осмон кард сар,
Ки «Эй додгар довари чорагар,

Ҳамон лашкар аст ин, ки сар пур зи кин
Ҳаме хок ҷустанд аз Эронзамин,

Ки заҳри газоянда бипроканад,
Сари саркашон андар он афканад.

Чунин кардашон ин замон[5] додгар,
На рою на дониш, на пову на сар.

1. М-шоҳ оварем.
2. М-Ҳама пӯзиш-андар гуноҳ оварем.
3. И-В-ар эдун; Л-Гар эдун.
4. И-ӯро.
5. ИМ-эзади.

2465 Бад-ӯ даст ёзам, ки ӯ ёр бас,
Зи гетӣ нахоҳам ба фарёд кас[1].

Бар ин достон зад яке нек[2] рой,
Ки аз кин ба зин андаровард пой,

Ки ин бора рахшанда тахти ман аст,
Кунун кори бедорбахти ман аст.

Бар ин кин агар тахту тоҷ оварем,*[3]
В-агар расми тобути соҷ оварем.*[4]

В-агарна ба чанги паланг-андарам,
Хури каргасон аст мағзи сарам.

2470 Кунун бар шумо гашт кирдори бад,
Шиносад ҳар он кас, ки дорад хирад.

Наям ман ба хуни шумо шуста чанг,
Нагирам чунин кори душвор*[5] танг.

Ҳама яксара дар паноҳи манед,
Агарчанд бадхоҳи гоҳи манед.

Ҳар он кас, ки хоҳад, ки бошад равост,
Дар ин кор н-афзоиш ояд, на кост.

Ҳар он кас, ки хоҳад, ки зӣ шоҳи хеш
Гузорад, нагирам бар ӯ роҳ пеш.

2475 Зи бешиву каммиву аз ранҷу оз
Ба нерӯи Яздон шудам бениёз.

Чу туркон шуниданд гуфтори шоҳ,
Зи сар баргирифтанд яксар кулоҳ.

1. Л-Ҷуз ӯро нахоҳем фарёдрас.
2. И-мард.
3. М-оварам.
4. М-оварам.
5. М –душхор.

Ба пирӯзии шоҳ ҳасту[1] шуданд,
Палангони ҷангӣ чу оҳу шуданд.

Бифармуд шоҳи ҷаҳон, то силеҳ
Биёранд теғу синону римеҳ.[2]

Зи баргустувону зи румикулоҳ
Яке тӯда карданд то чарху моҳ.

Ба гирд- андараш сурху зарду бунафш
Заданд он сарафроз туркон дурафш.

Бихӯрданд савгандҳои гарон,
Ки то зиндаем аз карон то карон,

Ҳама шоҳро чокару бандаем,
Ҳама дил ба меҳри вай огандаем.

Бубахшид яксар гуноҳи сипоҳ,
Чу ин карда буданд, бедоршоҳ

Зи ҳамшон аз он пас пароканда кард,
Ҳама бум аз он мардум оганда кард.

## БОЗОМАДАНИ БЕЖАН БО ГУСТАҲАМ

В-аз он пас хурӯш омад аз дидагоҳ,
Ки гарди саворон баромад зи роҳ.

Се аспу се кушта бар ӯ баста зор
Ҳаме бинам аз дур бо як савор.

Ҳама номдорони Эронсипоҳ
Ниҳоданд чашм аз шигифтӣ ба роҳ,

Ки то кист ин мард аз Эронзамин,
Ки ёрад гузаштан бар ин дашти кин?

1. Л- Хушну.
2. ИЛ-б. 2478 нест.

Ҳам андар замон Бежан омад дамон
Ба зеҳ-бар ба бозу фиканда камон.

Бар аспон чу Лаҳҳоку Фаршедвард
Фиканда нагунсор пурхуну гард.

Бар аспи дигар буд пур аз дарду ғам,
Ба оғӯши турк-андарун Густаҳам.

Чу Бежан ба наздики Хусрав расид,
Сару тоҷу тахти баландаш бидид,

Бибӯсиду бар хок бинҳод рӯй,
Шуда шод Хусрав ба дидори ӯй.

Бипурсиду гуфташ, ки «Эй шермард,
Куҷо рафта будӣ ба дашти набард?»[1]

Зи Густаҳм Бежан сухан ёд кард,
Зи Лаҳҳоку аз гурд Фаршедвард.

В-аз он зориву хастагӣ Густаҳам
Зи ҷанги саворон ҳама бешу кам.

Кунун орзу Густаҳамро якест,*[2]
Ки он кор бар шоҳ душвор нест.[3]

Ба дидори шоҳ омадасташ ҳаво
В-агар ҷон аз он пас гузорад*[4] раво.[5]

Бифармуд пас шоҳи озармҷӯй,
Ки оранд Густаҳмро назди ӯй[6].

1. Л-б. 2494 нест.
2. М-душхор.
3. Л-б. 2497 нест.
4. М-В-аз он пас ба мурдан-ш дорад.
5. ТПЗМ - Чунон тангдил шуд аз ӯ шаҳрёр,
Ки аз гиря мижгонаш омад ба бор.
6. И-Магар Густаҳамро барад назди ӯй.

Чунон буд зи бас хастагӣ Густаҳам,
Ки гуфтӣ ҳаме барнаёяд-ш дам.

Диловар чу[1] бӯи*[2] шаҳаншоҳ ёфт,
Бупечиду дида сӯи ӯ[3] битофт.[4]

Биборид аз дидагон оби меҳр,
Сипаҳбад пур аз обу хун кард чеҳр.

Бузургон, ки буданд, гирён шуданд,
Чу бар оташи тез бирён шуданд.

Дареғ омад ӯро сипаҳбад ба марг,
Ки сандони кин буд сараш зери тарг.

Зи Ҳушангу Таҳмурасу Ҷаммшед
Яке мӯҳра буд хастагонро умед.

Расида ба мерос наздики шоҳ,
Ба бозуш будӣ ҳама солу моҳ.

Чу меҳри дилаш Густаҳамро бихост,
Кушод он гаронмоя аз дасти рост.

Абар бозуи Густаҳам - бар бубаст
Бимолид бар хастагиҳош даст.

Пизишкон, ки*[5] аз Ҳинду аз Руму Чин,
Чи аз шаҳри Турон, чи Эронзамин.

Ҳамашон ба гирди ҷаҳон баргумошт,
Зи баҳри чунин рӯзҳошон[6] бидошт,

1. ИЛ- Дилаш.
2. М-Яке бӯи меҳри.
3. И- Сӯи вай.
4. ИЛ-шитофт.
5. М-чи.
6. ИМ – рӯзгорон.

Ба болини Густаҳмашон барнишонд,
Зи ҳар гуна афсун бар ӯ –бар бихонд.

В-аз он ҷо биёмад ба ҷои намоз,
Басе бо[1] ҷаҳонофарин гуфт[2] роз.

Ду ҳафта баромад бар он хастамард,
Бипайвасту бархост аз ранҷу дард.

Бар аспаш бибурданд наздики шоҳ,
Чу шоҳи ҷаҳон кард дар вай нигоҳ.

Ба эрониён гуфт, к-«Аз кирдгор
Бувад ҳар касе шоду беҳрӯзгор[3].

Ба пирӯзӣ андар ғами Густаҳам
Накард ин дили шодмонро дижам.

Ҳама меҳри парвардгор асту бас,
На аз дониши марду аз меҳри кас.[4]

Бихонд он замон Бежани Гевро,
Бад-ӯ дод дасти гави невро,

Ки ту некбахтӣ зи Яздон шинос,
Мадор аз тани хеш ҳаргиз сипос,*[5]

Ки ӯяст ҷовиду фарёдрас,
Ба сахтӣ нагирад ҷуз ӯ даст кас.

Агар зинда гардад тани мурдамард,
Ҷаҳондор Густаҳмро зинда кард.

1. И-Ба пеши.
2. И-кард.
3. ТПЗМ – Валекин шигифтист ин кори ман,
Бар ин ростӣ ронд паргори ман.
4. ИЛ-2517 нест.
5. М-Ҳарос.

Ба Густаҳм гуфташ, ки «Зинҳордор[1]
Надидам чу Бежан бад-ин рӯзгор.*[2]

Гар ӯ ранҷ бар хеш нагзинадӣ,
Ситоиш бар ин гуна кай бинадӣ[3].

Ба Райбад бибуд шоҳ як ҳафта низ
Дирам доду динору ҳар гуна чиз.

2525 Фиристод ҳар сӯ фиристодагон,
Ба назди бузургону озадагон.[4]

Ки зӣ даргаҳ оянд бо сози ҷанг,
Ки дорем оҳанг зӣ шоҳи Ганг.[5]*[6]

Чу аз ҷанги Пирон шудӣ бениёз
Яке разми Кайхусрав акнун бисоз.

Пас аз кина-андар суханҳои нағз
Биёрой акнун ба покиза мағз,

Ки чун хост кина зи Афросиёб
Ба ранҷи фаровон шаҳи зӯрёб[7].

---

1. И-тимордор.
2. М- Пас он гаҳ бад-ӯ гуфт: «Тимордор
   Чу Бежан набинад кас аз рӯзгор.
3. И-б.2523 нест.
4. И-фарзонагон:
   ТПМ – Ки оянд ҳар сӯ ба наздики шоҳ
   Бад-ин пушти ӯ андар он размгоҳ.
5. И-б. 2526 нест.
6. М- Ки доранд оҳанги размӣ паланг.
7. И-б. 2528, 2529 нест.

# ПОДШОҲИИ КАЙХУСРАВ

## ҶАНГИ БУЗУРГИ КАЙХУСРАВ БО АФРОСИЁБ АНДАР СИТОИШИ СУЛТОН МАҲМУД

Зи Яздон бар он шоҳ бод офарин,
Ки нозад бар ӯ тахту тоҷу нигин.

Худованди тоҷу худованди ганҷ,
Худованди шамшеру хафтону ранҷ,

Ки ганҷаш зи бахшиш бинолад ҳаме,
Бузургӣ зи номаш биболад ҳаме.

Зи дарё ба дарё сипоҳи вай аст,
Ҷаҳон зери фарри кулоҳи вай аст.

Ба гетӣ ба кон-андарун зар намонд,
Ки маншури бахшиш варо барнахонд.

Зи душман ситонад, расонад ба дӯст,
Худованди пирӯзгар ёри ӯст.

Ба базм-андарун ганҷ бипроганад,
Чу разм оядаш, шеру фил афканад.

Чу ӯ марз гирад, ба шамшери тез
Барангезад андар ҷаҳон растахез.

Аз он теғзан дасти гавҳарфишон
Зи гетӣ наҷӯяд ҳаме ҷуз нишон,

Ки дар базм дарёш хонад сипеҳр,
Ва разм-андарун шери хуршедчеҳр.

Гувоҳӣ диҳад дар ҷаҳон хоку об,
Ҳамон бар фалак чашмаи офтоб,

Ки чун ӯ набудаст[1] шоҳе ба ҷанг,
На дар бахшишу кӯшишу ному нанг.

Агар меҳр бо кин наёмезадӣ,
Ситора зи захмаш фурӯ резадӣ.

Танаш зӯрманд асту чандин сипоҳ,
Ки андар миён бодро нест роҳ.

Паси лашкараш ҳафтсад жандапил,
Худои ҷаҳон ёвару Ҷабраил.

Ҳаме бож хоҳад зи ҳар меҳтаре,
Зи ҳар номдореву ҳар кишваре.*[2]

Агар бож надҳанд, кишвар диҳанд,
Ҳамон ганҷу ҳам тахту афсар диҳанд.

Кӣ ёрад гузаштан зи паймони ӯй,
Дигар саркашидан зи фармони ӯй,

Ки дар базм гетӣ бад-ӯ*[3] равшан аст,
Ба разм-андарун кӯҳ дар ҷавшан аст.

Абулқосим он шаҳрёри далер
Куҷо гӯр бистонад аз чанги шер.

Ҷаҳондор Маҳмуд, к-андар набард
Сари саркашон андарорад ба гард,

Ҷаҳон то ҷаҳон бошад, ӯ шоҳ бод,
Баланд ахтараш афсари моҳ бод!

Ки ороиши чархи рахшанда*[4] ӯст,
Ба базм- андарун абри бахшанда ӯст.[5]

---

1. И-набуд ҳеч.
2. М- кундоваре.
3. М-Сари тахти гетӣ аз ӯ.
4. М-гарданда.
5. Е-б. 22-23 нест.

Хирад ҳасту ҳам некномиву дод,
Ҷаҳон бесару афсари ӯ мабод!

Сипоҳу дилу ганҷу дастур ҳаст,
Ҳамон разму базму ҳамон сур ҳаст.

Яке фарш густарда шуд дар ҷаҳон,
Ки ҳаргиз нишонаш нагардад ниҳон.

Куҷо фаршро маснаду марқад аст,
Нишастангаҳи Фазл ибн Аҳмад аст.

Набуд хусравонро чунин*[1] кадхудой
Ба парҳезу доду ба дину ба рой,

Ки ороми ин подшоҳӣ бад-ӯст,
Ки ӯ[2] бар сари номдорон накӯст.

Кушода забону дилу пок даст,
Парастандаи шоҳу яздонпараст.

Зи дастури фарзонаи додгар
Пароканда ранҷи ман омад ба сар.

Бипайвастам ин номаи бостон,
Писандида аз дафтари ростон,

Ки то рӯзи пирӣ маро бар диҳад,
Бузургиву динору афсар диҳад.

Надидам ҷаҳондори[3] бахшандае,
Ба гоҳи каён-бар[4] дурахшандае.

Ҳаме доштам, то ки ояд падид
Ҷаводе ки ҷудаш[5] нахоҳад калид.

1. М-чун ӯ.
2. ИМ-хирад.
3. ИЛ – ҷайҳондору.
4. И-баландахтаре ё.
5. И-ганҷаш.

Нигаҳбони дину нигаҳдори тоҷ,
Фурӯзандаи афсару[1] тахти оҷ.

Ба разми далерон тавоно бувад,
Ба чуну чаро низ доно бувад.

Ба бар оварад шохи дину хирад,
Гумонаш ба дониш хирад бардарад,[2]

Ба андеша аз бегазандон бувад,
Ҳамеша паноҳаш ба Яздон бувад.*[3]

Чунин сол бугзоштам шасту панҷ
Ба дарвешиву зиндагониву ранҷ.

Чу панҷ аз бари соли шастам гузашт,
Бад-он сон, ки боди баҳорӣ ба дашт,

Ман аз шасту шаш суст гаштам чу маст,
Ба ҷои инонам асо шуд ба даст.

Рухи лолагун гашт бар сони моҳ,*[4]
Чу кофур шуд ранги риши сиёҳ.*[5]

Зи пирӣ хам овард болои рост,
Ҳам аз наргисон рӯшноӣ бикост.[6]

Бад-он гаҳ, ки буд сол панҷоҳу ҳашт,
Ҷавон будаму чун ҷавонӣ гузашт,

Хурӯше шунидам зи гетӣ баланд,
Ки андеша шуд пиру ман бегазанд.

Ки эй номдорону гарданкашон,
Кӣ ҷуст аз Фаридуни фаррух нишон?

1. ИЛ-мулк бар.
2. ИЛ-равон парварад.
3. М-б. 38, 39 нест.
4. М-коҳ.
5. М-мушки.
6. И-б. 43, 44 нест.

Фаридуни бедордил зинда шуд,
Замину замон пеши ӯ банда шуд.

Ба доду ба бахшиш гирифт ин ҷаҳон,
Сараш бартар омад зи шоҳаншоҳон.

Фурӯзон шуд осори таърихи ӯй,
Ки ҷовид бодо бару бехи ӯй.

Аз он пас, ки гӯшам шунид он хурӯш,
Нахоҳам ниҳодан ба овоз гӯш.

Бипайвастам ин нома бар номи ӯй,
Ҳама меҳтарӣ бод фарҷоми ӯй,

Ки бошад ба пирӣ маро дастгир
Худованди шамшеру тоҷу сарир.

Ҳаме хоҳам аз кирдгори баланд,
Ки чандон бимонад танам бегазанд,[1]

Ки ин нома бар номи шоҳи ҷаҳон
Бигӯям, намонам сухан дар ниҳон.

В-аз он пас тани беҳунар хокрост,
Равони равон маъдани покрост.

Ҷаҳондори бахшандаи[2] додгар,
К-аз ӯяст пайдо ба гетӣ ҳунар.

Худованди Ҳинду худованди Чин
Худованди Эрону Туронзамин.

Худованди зебову бартарманиш,
В-аз ӯ дур байғораву сарзаниш.

Бидаррад зи овози чарми паланг
Ба хушкӣ палангу ба дарё наҳанг.

1. Л-б. 47-54 нест.
2. И-бахшандаву.

Ҷаҳондор Маҳмуди хуршедфаш
Ба разм-андарун шери шамшеркаш

Маро аз ҷаҳон бениёзӣ диҳад,
Миёни ялон[1] сарфарозӣ диҳад,

Ки ҷовид бодо сари тахти ӯй,
Ба коми дилаш гардиши*[2] бахти ӯй!

Чи динор дар базм пешаш, чи хок,
Зи бахшиш надорад дилаш тарсу*[3] бок.

Далер он, ки ӯро тавонад ситуд,
Касе к-аш ситоиш надонад ситуд,

Ки шоҳи ҷаҳон аз гумон бартар аст,
Чу бар тораки муштарӣ афсар аст.

Яке бандагӣ кардам, эй шаҳрёр,
Ки монад зи ман дар ҷаҳон ёдгор[4].

Биноҳои ободгардад хароб
Зи борону аз тобиши олфтоб.

Пай афкандам аз назм кохе баланд,
Ки аз боду борон наёбад газанд.

Бар ин нома- бар солҳо[5] бугзарад,
Ҳаме хонад он кас, ки дорад хирад.

Кунад офарин бар ҷаҳондор шоҳ,
Ки бе ӯ мабинод кас пешгоҳ![6]

Ҷаҳон сар ба сар пур зи осори ӯст,
Ҳам[7] ӯро ситоянда кирдори ӯст.

---

1. И-гавон.
2. М-дили дӯстон.
3. М-Ҳеҷ.
4. Л-б. 67 нест.
5. Л-гар умрҳо.
6. Л-пойгоҳ.
7. Л-мар.

Чу моя надорам санои варо,
Ситоиш кунам хоки пои варо.[1]

Замона саросар бад-ӯ зинда бод!
Хирад бахти ӯро фурӯзанда бод.

Дилаш шодмона чу хуррамбаҳор
Танозод аз*[2] гардиши рӯзгор[3].

Аз ӯ шод бодо дили анҷуман,
Ба ҳар кор пирӯзу чира ба тан.

Ҳаме то бигардад фалак чархвор,
Бувад андар ӯ муштариро*[4] гузор,[5]

Бимонод ҷовид*[6] дар иззу ноз,
Аз ӯ дур чашми баду бениёз.

Кунун з-ин сипас номаи бостон
Бипайвандам аз гуфтаи ростон[7].

Чу пеш оядам гардиши рӯзгор,
Набояд маро панди омӯзгор.

Чу пайкори Кайхусрав омад падид,
Бибояд зи ман ҷодуиҳо шунид.

Бад-ин достон дур биборам ҳаме,
Ба санг- андарун лола корам ҳаме.

Кунун хутбае ёфтам*[8] з-ин нишон,
Ки мағзи сухан ёфтам пеш аз он.

---

1. Л-б. 73 нест.
2. М-Ҳамеша бад-ин.
3. ИЛ-б. 75 нест.
4. М-ахтаронро.
5. Л-б. 77 нест.
6. М-шаҳаншаҳ бимонед.
7. И-б. 77-79 нест.
8. М-дебае бофтам.

Аё озмунро ниҳода ду чашм
Гаҳе шодмонӣ, гаҳе пур зи хашм.

Шигифт андар ин гунбади тезрав[1]
Бимонад ҳаме дил пур аз ранҷи нав,[2]

Якеро ҳамасола ранҷ асту дард,
Пушаймониву дард бояд-ш х(в)ард[3],

Якеро ҳама[4] баҳра шаҳд асту қанд,
Таносониву нозу тахти баланд.

Якеро ҳама рафтан андар фиреб,
Гаҳе бар фарозу гаҳе дар нишеб.

Чунин парваронад ҳаме рӯзгор,
Фузун омад аз ранҷи гул ранҷи хор.

Ҳар он гаҳ, ки сол андаромад ба шаст,
Бибояд кашидан зи бешиш даст.

Зи ҳафтод барнагзарад бар касе,
Зи даврони чарх озмуда басе.

В-агар бугзарад, он ҳам аз бадтарист,
Бар он зиндагонӣ бибояд гирист.

Агар шасти[5] моҳӣ будӣ соли[6] шаст,
Хирадманд аз ӯ ёфтӣ роҳи ҷаст.

Наёбам бар ин чархи гарданда роҳ,
На бар домани доми хуршеду моҳ.

---

1. И-тезгард.
2. И-Чунин дил пур аз доғу дард;
   ТПЗИ – Чунин буд, то буд даври замон,
   Ба наввӣ ту андар шигифтӣ мамон.
3. ИМ – Яке з-ӯ ҳама сол бо дарду ранҷ,
   Шуда тангдил дар сарои сипанҷ.
4. И- Ҳамон.
5. ЛМ-доми.
6. Л-доми.

Чаҳондор агарчанд кӯшад ба ранч,
Наёзад[1] ба кину нанозад[2] ба ганч.

Ҳамаш рафтан ояд ба дигар сарой,
Бимонад ҳаме кӯшиши ӯ ба чой.

Ту аз шоҳ Кайхусрав андоза гир,
Куҳангашта кори чаҳон тоза гир,

Ки кини падар бозчуст аз ниё
Ба шамшеру бар чораву кимиё.

Ниёро бикушту худ эдар намонд,
Чаҳон низ маншури ӯ барнахонд.

Чунин аст расми сарои сипанч
Бад-он кӯш, то дур монӣ зи ранч.

## ОҒОЗИ ДОСТОН

### ЛАШКАР ОРОСТАНИ КАЙХУСРАВ БО АФРОСИЁБ

Чу шуд кори Гударзу Пирон ба сар,
Ба чанги дигар шоҳи пирӯзгар

Биёрост бар ҳар сӯе меҳтарон,
Бирафтанд бо лашкари бекарон.[3]

Баромад хурӯшидани каррной,
Ба ҳомун кашиданд пардасарой.[4]

Яке тахти пирӯза бар пушти пил
Ниҳоданду шуд рӯи гетӣ чу нил.

Нишаст аз бари тахт бо точ шоҳ,
Хурӯш омад аз дашт в-аз боргоҳ.

1. Л-битозад.
2. ЛМ-бинозад.
3. Л-лашкарони гарон.
4. Л-б. 103 нест.

Ба дашт-андарун роҳи рафтан набуд,
Ба шаҳр- андарун ҷои хуфтан набуд.

Чу бар тахти пил он шаҳи номвар
Задӣ мӯҳра дар ҷому бастӣ камар,

Набудӣ ба ҳар подшоҳӣ раво,
Нишастан магар бар дари подшо.

Аз он номвар хусрави саркашон
Чунин буд дар подшоҳӣ нишон.

Ба марзе ки лашкар фиристода буд,
Басе панду андарзҳо[1] дода буд.

Чу Лӯҳросп, чун Рустами тезчанг,
Ки аз жарфи дарё барорад наҳанг.

Дигар номвар Ашкаши паҳлавон,
Писандидаву роду равшанравон.

Бифармудашон бозгаштан ба дар,
Ҳар он кас, ки буд гурду пархошхар.

Дари ганҷ букшоду рӯзӣ бидод,
Басе аз равони падар кард ёд.

Фиристодагон ҷуст*[2] аз он анҷуман
Сухангӯю равшандилу ройзан[3].

Ба ҳар номдореву худкоме,
Навиштанд бар паҳлавӣ номае,

Ки пирӯз Кайхусрав аз пушти пил
Бизад мӯҳраву гашт кишвар чу нил.

На ором бодо шуморо, на хоб,
Магар сохтан кини Афросиёб.

1. ИЛ –бадраву пандҳо.
2. М-Се танро гусӣ кард.
3. И-б. 115 нест.

Чу бархонд он нома ҳар меҳтаре,
Куҷо буд дар подшоҳӣ саре.

Зи гурдони гетӣ баромад хурӯш,
Замин ҳамчу дарё баромад ба ҷӯш.

Бузургони ҳар кишваре бо сипоҳ
Ниҳоданд сар сӯи даргоҳи шоҳ.

Чу шуд сохта ҷангро лашкаре
Аз он номдорони ҳар кишваре,

Аз он пас бигардид гирди сипоҳ.[1]
Биёрост бар ҳар сӯи размгоҳ.

Гузин кард аз он лашкари номдор
Саворони шамшерзан сӣ ҳазор,

Ки бошанд бо ӯ ба қалб[2] -андарун
Ҳама ҷангро даст шуста ба хун.

Се танро гузид андарун анҷуман
Бузургони рӯинтану ройзан.

Чу Рустам, ки буд паҳлавони бузург,
Чу Гударзи бинодил он пиргург.

Дигар паҳлавон Туси зарринакафш,
Ки ӯ буд бо ковиёнӣ дурафш.[3]

1. И-ба Гударз фармуд шоҳ,
2. И- разм.
3. ТПЗМ – Бад-эшон чунин гуфт шоҳи ҷаҳон,
Ки эй номдорону фаррух меҳон,
Шуморо ба наздики ман ҷоҳу об
Фузун аз чи ҳар кас бубинад ба хоб.
Шумо бар се рӯя бигиред роҳ,
Бидоред лашкар зи душман нигоҳ.
Напардозам аз кини Афросиёб
Ба рахшанда рӯзу ба ҳангоми хоб.
Бихондам зи ҳар кишваре лашкарӣ
Ман ин ҷангу кинро кунам испарӣ.

Ба як даст мар Тусро кард ҷой
Манӯшону Хузони фархундарой,

Ки бар кишвари Порс буданд шоҳ,
Манӯшону Хузони*[1] зарринкулоҳ[2]

В-аз он дуртар Ораши размсӯз,*[3]
Чу Гӯроншаҳ он гурди лашкарфурӯз,*[4]

Яке он ки бар Хузиён шоҳ буд,
Гаҳи разм бо бахт ҳамроҳ буд.

Яке*[5] шоҳи Кирмон, ки ҳангоми ҷанг
Накардӣ ба дил ёд рои диранг.

Чу Саббоҳи фарзона шоҳи Яман,
Дигар шердил Эраҷи пилтан,

Ки бар шаҳри Кобул буд ӯ подшо
Ҷаҳондору фарзонаву порсо.*[6]

Чу Шаммохи Сурӣ шаҳи Суриён,
Куҷо размро баста будӣ миён.

Фузунтар аз ӯ Қорани*[7] размзан,
Ба ҳар кор пирӯзу лашкаршикан,

Ки бар шаҳри Ховар буд ӯ подшо,
Ҷаҳондору бедору фармонраво.

Ҳар он кас, ки аз тухмаи Кайқубод
Бузургони бодонишу бонажод,

1. М-Або номдорони.
2. Л-б. 130 нест.
3. М-размзан.
4. М-лашкаршикан.
5. М-Дигар.
6. М-фирӯзу фармонраво.
7. М-фурӯтар аз ӯ Геван.

Ба дасти чапи хеш барҷой*[1] кард,
Дилафрӯзро лашкаророй кард.

Бузургон, ки аз тухми Гударз*[2] теғ
Зазандӣ шаби тира бар тори меғ[3],

Яке Бежани Геву Руҳҳоми гурд,
Куҷо шоҳашон аз бузургон шумурд,

Чу Гургини Милоду гурдони Рай
Бирафтанд яксар ба фармони кай.

Дигар он ки буд ӯ зи тухми Зарасп,
Фурӯзандаи[4] фаррух Озаргушасп.

Паси пушти ӯро нигаҳ доштанд,
Ҳаме найза аз меғ бугзоштанд.

Ба Рустам супурд он замон маймана,
Ки якдил сипоҳе буду яктана.

Ҳар он кас, ки аз Зобулистон буданд,
В-агар меҳтару хеши Дастон буданд.

Бад-эшон супурд он замон дасти рост,
Ҳаме ному ороиши ҷанг хост.

Сипоҳе гузин кард бар майсара
Чу хуршеди тобон ба бурҷи бара.

Сипаҳдор Гударзи Кашвод буд,
Ҳаҷири сипаҳдору Фарҳод буд,

Бузургон, ки аз Бардаву Ардабил
Ба пеши ҷаҳондор буданд хел,

1. М-бар пои.
2. М-Зарир он ки.
3. б. 141 нест.
4. М-парастандаи.

Сипаҳдор Гударзро хостанд,
Чапи лашкарашро биёростанд.

Бифармуд, то пеши қалби сипоҳ
Ба пилони ҷангӣ бубастанд роҳ.

Ниҳоданд сандуқ бар пушти пил,
Замин шуд ба кирдори дарёи Нил.

Ҳазорон далерони рӯзи набард
Ба сандуқ-дар новакандоз[1] кард.

Нигаҳбони ҳар пил сесад савор,
Ҳама ҷагҷӯю ҳама номдор.

Зи Бағдод гурдону ҷанговарон,
Ки буданд бо Зангаи Шоварон.

Гузида сипоҳе зи гурдони Карх,
Бифармуд, то бо камонҳои чарх

Пиёда бибуданд дар пеши пил,
Агар кӯҳ пеш омадӣ бар ду мил,

Дили санг бугзоштандӣ ба тир,
Набудӣ кас он захмро дастгир.

Пиёда паси пил карда ба пой,
Або нӯхрашӣ[2] найзаи саргирой.

Сипарҳои гелӣ ба пеш - андарун,
Ҳаме аз ҷигаршон биҷӯшид хун.

Пиёда сафе аз паси найзадор,
Сипардор бо тири ҷавшангузор.

Паси пушти эшон саворони ҷанг,
Биёганда таркаш ба тири хаданг.

1. Л-сандуқ новакнигаҳдор.
2. Л- тиру бо.

Зи Ховар сипоҳе гузин кард шоҳ
Сипардор бо диръу румикулоҳ.

Зи гурдону гарданкашон сӣ ҳазор
Фарибурзро дод ҷангӣ савор.

Або шоҳи шаҳри Деҳистон-Тахор,
Ки дар чашми ӯ буд бадандеш хор,

Ки аз тухмаи номвар Дашма буд,
Бузурге бад-он гаҳ дар он тухма буд.

Ба дасти Фарибурз Настӯҳ буд,
Ки наздики ӯ лашкар анбӯҳ буд.

Бузургони[1] размозмуда сарон
Зи дашти саворони найзаварон.

Сари мояи[2] пешравшон Заҳир,
Ки оҳу рабудӣ зи чанголи шер.

Бифармуд, то назди Настӯҳ шуд,
Чапи лашкари шоҳ чун кӯҳ шуд.[3]

Сипоҳе буд аз Руму Барбарситон,
Яке пешрав, ном Кишварситон.[4]

Савору пиёда будӣ сӣ ҳазор,
Бирафтанд сӯи*[5] чапи шаҳрёр.

Дигар лашкаре, к-аз Хуросон буданд,
Ҷаҳонҷӯю мардумшиносон буданд,

Манучеҳри Ораш сипаҳдорашон,
Гаҳи номҷустан нигаҳдорашон.

1. И-далерону.
2. З-Мояву.
3. И-б. 171, 172 нест.
4. ИЛ- Лашкарситон.
5. М-ҳам аз.

Дигар номдоре Гурухоннажод[1]
Ҷаҳондор в-аз[2] тухмаи Кайқубод,

Кучо номи ӯ Шоҳфирӯз буд,
Сипаҳбаддилу лашкарафрӯз буд.

Шаҳи Ғарчагон буд бар сони шер,
Кучо пушти пил*[3] оваридӣ ба зер.

Бузургон, ки аз кӯҳи Қоф омаданд,
Або найзаву гурзу*[4] лоф омаданд.

Сипоҳе зи тухми Фаридуну Ҷам,
Пур аз кин дил аз тухмаи Зодшам.

Гузин кард шамшерзан сӣ ҳазор,
Ҷаҳонҷӯй в-аз тухмаи шаҳрёр.

Супурд он сипаҳ Геви Гударзро,
Бад-ӯ тоза шуд дил ҳама марзро.

Паси Гев буд Оваи Самканон
Бирафтанд хайлаш ягону дугон.

Ба ёрӣ ба пушти сарафроз Гев
Бирафтанд гурдони бедори нев.

Фиристод бар маймана даҳ ҳазор
Диловар саворони ханҷаргузор[5].

Дигар даҳ ҳазор аз далерони гурд
Паси Гев Гударзро баршумурд.[6]

Дамодам бишуд Бартаи теғзан
Або кӯҳиён андар он анҷуман,

1. ИЛ-Курухоннажод.
2. И-Ҷаҳонҷӯӣ аз.
3. М-жандапил.
4. М-теғу.
5. Л-шамшердор.
6. И-188 нест.

Ки бошад ба ҷанг-андарун ёри Гев,
Сипоҳи сарафрозу гурдони нев.

Фиристод бар майсара сӣ ҳазор
Гузида савор аз дари корзор.

Завора буд ин ҷангро пешрав,
Сипоҳе ҳама ҷангсозони нав.

Зи гурдони ҷанговарон даҳ ҳазор
Гузин кард шоҳ аз дари корзор[1]*[2]

Ба пеш-андарун Қорани размзан
Сари номдорони он анҷуман.[3]

Бад-он то миёни ду рӯя сипоҳ
Бувад гурди аспафкану размхоҳ.

В-аз он пас ба Густаҳм Гуждаҳм гуфт,
Ки «Бо Қорани размзан бош ҷуфт!»

Бифармуд, то дар[4] миён пури Тус
Бигардад ба ҳар[5] ҷой бо буқу кӯс.

Касеро куҷо нест яздонпараст,
Бад-он, то бубандад зи бедод даст,

Набошад кас аз хӯрданӣ бенаво,
Ситам низ бар кас надорад раво.

Ҳаме ҳарчи бояд, бихоҳад зи шоҳ
Ба ҳар кор бошад забони сипоҳ.[6]

Ҷаҳон пур зи гардун буду говмеш
Зи бахри хуриш роҳ меронд пеш.

---

1. И-б. 193 нест.
2. М-ҳама номдору ҳама найзадор.
3. л-б. 194 нест.
4. И-кандар.
5. И-ҳама.
6. Л-б. 200 нест.

Ба ҳар сӯ талоя падидор кард,
Сари хуфта аз хоб бедор кард.

Ба ҳар сӯ фиристод[1] корогаҳон,
Ҳамеҷуст бедор кори ҷаҳон.

Куҷо кӯҳ буд, дидабон доштӣ,
Сипаҳро пароканда бигзоштӣ.

Ҳама ғору кӯҳу биёбону дашт,
Ба ҳар сӯ ҳаме гирди лашкар бигашт.

Инонҳо як андар дигар сохта,
Ҳаме ҷангро гардан афрохта.

Аз эшон касеро набуд биму ранҷ
Ҳаме ронд бо хештан шоҳ ганҷ.

Бад-ин гуна чун кори*[2] лашкар бисохт,
Ба гардун кулоҳи каён[3] барфарохт,

Дили марди бадхоҳ*[4] ё некхӯй
Ба ҷуз ҷанги гурдон накард орзӯй.

## ОГОҲӢ ЁФТАНИ АФРОСИЁБ АЗ КУШТА ШУДАНИ ПИРОН ВА ЛАШКАР ОРОСТАНИ КАЙХУСРАВ

Сипаҳдори туркон аз он рӯи Чоҷ
Нишаста ба ором бар[5] тахти оҷ.[6]

Ду бора зи лашкар ҳазорон ҳазор
Сипаҳ буд бо олати корзор.

1. Л-ҳамерафт; И-бирафтанд.
2. М-шоҳ.
3. ИМ-кай.
4. М-бадсоз.
5. Л-Ба Гулзарриюн буд бо.
6. ТПЗИЛМ – Нишаста ба Гулзарриюн* бо касон
Ҳама сарфарозону** мардумкушон.

*Л-Ганг андарун ** Л-номдорону.

Бар он марзи кӯҳсор-бар ҳар чи буд
Зи барги дарахту зи кишту дуруд,

Бихӯрданд яксар ҳама бору барг,
Ҷаҳонро ҳаме орзу буд марг.

Сипаҳдори туркон ба Байканд[1] буд,
Басе гирди ӯ хешу пайванд буд.

Ҳама номдорони Мочину Чин
Нишаста бари шоҳи Туронзамин.

Ҷаҳон пур зи хиргоҳу пардасарой,
Зи хайма набуд бар замин ҳеч[2] ҷой[3].

Ҷаҳонҷӯи пурдониш Афросиёб
Ба Кундуз нишаста ба хӯрду ба хоб.

Нишаст андар он шаҳр[4] аз он карда буд,
Ки Кундуз[5] Фаридун баровfamiliarда буд.

Баровард дар Кундуз оташкада,
Ҳама Занду Усто ба зар озада.

Варо ном Кундуз будӣ паҳлавӣ,
Агар паҳлавонӣ сухан бишнавӣ.

Кунун номи Кундуз ба Байганд гашт,
Замона пур аз банду авранд гашт.

Набера Фаридун буд Афросиёб
Зи Кундуз ба рафтан накардӣ шитоб.

Худу вижагонаш нишаста ба дашт,
Сипеҳр аз сипоҳаш ҳаме хира гашт.

1. Л-Дизканд.
2. Л-низ.
3. И-б.216 нест.
4. И-марз.
5. Л-Гангдиз.

Зи дебои чинӣ саропарда буд,
Фаровон ба парда - дарун барда буд.[1]

Ба парда- дарун хаймаҳои паланг,
Бар оини солори туркон Пашанг.

Ниҳода ба хайма-дарун тахти зар,
Ҳама пайкари тахт зарру гуҳар.

Нишаста бар ӯ шоҳи туронсипоҳ,
Ба даст[2]- андарун гурзу бар сар кулоҳ.

Зи беруни даҳлези пардасарой,
Фаровон дурафши бузургон ба пой.

Зада бар дараш хаймае ҳар касе,
Ки наздики ӯ об будаш басе.

Бародар будаш чанду[3] чанде[4] писар,
Зи бегонагон[5] он ки буд боҳунар,

Ҳаме хост, к-ояд ба пушти сипоҳ
Ба ёрии Пирон бад-ин[6] размгоҳ,

Саҳаргаҳ саворе биёмад чу гард,
Суханҳои Пирон ҳама ёд кард.

Ҳама хастагон аз паси якдигар
Расиданд гирёну пурхок сар.

Ҳама ҳар касе ёд кард, он чӣ дид,
Аз он бад, к-аз Эрон ба Турон расид.

Зи Пирону Лаҳҳоку Фаршедвард,
В-аз он номдорони рӯзи набард.

1. Л-б. 219-224 нест.
2. ЛМ-чанг.
3. И-буду чанд.
4. Л-буду хешу хайлу.
5. И-хешони шоҳ.
6. Л-ёрӣ сипаҳбад бад-он; И-наздики Пирону он.

Чи рӯи сипоҳу чу пушти сипоҳ
Чи зорӣ расид андар он размгоҳ.

Ҳамон рӯз Кайхусрав он ҷо расид,
Замин кӯҳ то кӯҳ лашкар кашид.

Ба зинҳор шуд лашкари мо ҳама,
Ҳаросон шуд аз бешубонӣ рама.

Чу бишнид шоҳ ин сухан, хира шуд,
Сияҳ шуд рухаш, чун дилаш тира шуд.

Хурӯшон фуруд омад аз тахти оҷ,
Ба пеши бузургон бияфканд тоҷ.

Хурӯше баромад зи лашкар ба дард
Рухи номдорон шуд аз дард зард.

Зи бегона ҷояш бипардохтанд,[1]
Зи хешон яке анҷуман сохтанд.

Аз он дард бигрист Афросиёб
Ҳаме канд мӯю ҳаме рехт об.

Ҳаме гуфт: «Зор эй ҷаҳонбини ман,
Савори сарафроз, Рӯини ман.

Чу Ҳумону[2] Лаҳҳоку Фаршедвард,
Саворону шерони рӯзи набард.

Аз ин ҷанг пуру бародар[3] намонд,
Сипаҳдору солори*[4] лашкар[5] намонд».

Бинолиду бар дигар андоза гашт,
Ғаму дарди лашкар бар ӯ тоза гашт.

1. И-Зи бегонаҳо хона пардохтанд.
2. И-ҷаҳонҷӯй.
3. Л-набера.
4. М-Бузургону солору.
5. Л-Дурафшу сипоҳу табира.

Пас он гаҳ яке сахт савганд х(в)ард,
Ҳаме гуфт бо ранҷу тимору дард:[1]

«Ба Яздон, ки безорам аз тахти оч,*[2]
Сарам низ безор бошад зи тоҷ.*[3]

Қабо ҷавшану асп тахти ман аст,
Кулаҳ хӯду найза дарахти ман аст.

Аз ин пас нахоҳам чамиду чарид,
Дигар хештан тоҷро парварид.

Магар кини он номдорони ман,
Ҷаҳонҷӯю*[4] ханҷаргузорони ман

Бихоҳам зи Кайхусрави шумзод,
Ки тухми Сиёвуш ба гетӣ мабод!

Хурӯшон ҳаме буд аз ин гуфтугӯй,
Зи Кайхусрав огоҳӣ омад бад-ӯй,

Ки лашкар ба наздики Ҷайҳун расид,
Ҳама рӯи кишвар сипаҳ густарид.

Бад-он дарду зорӣ сипаҳро бихонд,
Зи Пирон фаровон суханҳо биронд.

Зи хуни бародар-ш Фаршедвард
Зи Рӯину гурдони рӯзи набард.

Бад-эшон чунин гуфт Афросиёб,
К-аз ин пас маҷӯед орому хоб,

Ки душман сипаҳ карду шуд тезчанг
На ҳангоми рой асту гоҳи диранг.[5]

1. И-б. 247, 248 нест.
2. М-тахту гоҳ.
3. М-Агар низ бинад сари ман кулоҳ.
4. М-Саворону.
5. ИЛ-б. 258, 259 нест.

Кунун гоҳи кин асту хунрехтан,
Ба ширин равон андаровехтан.

Ҳамам ранҷи меҳр асту ҳам ранҷи кин
Зи Пирону аз[1] шоҳи Эронзамин.

Бузургони Эрон[2]*[3] ба Афросиёб
Бигуфтанду карданд мижгон пуроб,

Ки мо сар ба сар шоҳро[4] бандаем,
Нагардем аз ин кина, то зиндаем.*[5]

Чу Пирону Рӯин зи модар назод
Чу Фаршедвард он Фаридуннажод[6]

Кунун мо ҳама пеши шоҳ- андарем
Агар сарфарозем, агар кеҳтарем.

Зи хун гар дару кӯҳ дарё шавад,
Дарозии мо ҳамчу паҳно шавад.

Яке барнагардем аз ин кинагоҳ,*[7]
Агар ёр бошад худованди[8] моҳ»

Дили шоҳи туркон аз он тоза шуд[9],
Биболиду[10] бар дигар андоза шуд.[11]

Дари ганҷ букшоду рӯзӣ бидод,
Дилаш пур зи кину сараш пур зи бод.

1. И-Турон в-аз.
2. ИЛ-туркон.
3. М-Турон.
4. И-реши иу.
5. М-Ба фармону роят сарафкандаем.
6. И-Фаршедварди гироминажод.
7. М-размгоҳ.
8. И-бошад хуршед.
9. ИМ-ӯ тоза гашт.
10. И-Бихандиду.
11. ИМ-гашт.

Гала ҳарчи будаш ба дашту ба кӯҳ,
Бубахшид бар лашкараш ҳамгурӯҳ.[1]

Зи туркони шамшерзан сӣ ҳазор
Гузин кард шоҳ аз дари корзор.

Ба Ҷайҳун бифармуд то бугзаранд,
Ба киштӣ ҳама обро биспаранд.

Бад-он то шаби тира бе сохтан
Ба киштӣ наёрад касе тохтан.

Фиристод бар ҳар сӯе лашкаре,
Басе чора бархост аз ҳар даре.[2]

Чунон буд фармони Яздони пок,
Ки бедодгар шоҳ гардад ҳалок.

Шаби тира биншаст бо бихрадон,
Ҷаҳондидаву ройзан мӯбадон.

Зи ҳар гуна бо ҳам ҳаме сохтанд,
Ҷаҳонро чапу рост андохтанд.[3]

Бар он барниҳоданд яксар, ки шоҳ
Зи Ҷайҳун бад-он сӯ гузорад сипоҳ.

Ҳаме чора ҷуст аз бади бадгумон
Сипаҳро ба ду нима кард он замон.

Қарохон, ки ӯ буд меҳтарписар,
Бифармуд, то рафт пеши падар.

1. ТПЗИМ – Зи гурдони шамшерзан сӣ ҳазор,
Гузин кардашон аз дари корзор.
Сӯи Балхи Бомӣ фиристодашон,
Басе панду андарзҳо додашон,
Ки Густаҳми Нӯзар буд он ҷо ба пой
Саворони равшандилу раҳнамой.

2. И-б. 274 нест.

3. И-277 нест.

Падар буд гуфтӣ ба мардӣ ба ҷой
Ба болову дидору фарҳангу рой.

Зи чандон сипаҳ ниме ӯро супурд,
Ҷаҳондидаву номбардору гурд.

Бифармуд, то дар Бухоро бувад,
Ба пушти падар кӯҳи хоро бувад.

Дамодам фиристад силеҳу сипоҳ
Хуриш бозпас нагсилонад зи роҳ.

Сипаҳ бад зи Байканд берун кашид,
Дамон бар лаби рӯди Ҷайҳун кашид.

Сипаҳбуд сар то сари рӯдбор,
Биёвард киштӣ фузун[1] аз ҳазор.

Ба як ҳафта бар об киштӣ гузашт,
Сипаҳ буд яксар ҳама кӯҳу[2] дашт.

Зи анбӯҳи пилону шерони рам
Гузарҳои Ҷайҳун пур аз боду дам.

Зи киштӣ ҳама об шуд нопадид,
Биёбони Омӯй лашкар кашид.

Биёмад паси лашкар Афросиёб,
Бар андешаи разм бугзашт об.

Пароканд ҳар сӯ ҳаюни давон
Яке марди бедору[3] равшанравон.

«Бубинед,-гуфт,-аз чапу дасти рост,
Ки болову паҳнои лашкар куҷост.

Чу бозомад аз ҳар сӯе корсоз,
Чунин гуфт бо шоҳи гарданфароз,

1. ИЛМ – кишти ву заврақ.
2. ИЛ-руду.
3. И-ҳушёру.

Ки чандин сипаҳро бар ин дашти ҷанг
Алаф бояду созу ҷои диранг.

Зи як сӯи[1] дарёи Гелон раҳ аст,
Чарогоҳи аспону ҷои нишаст.

Бад-ин рӯи Ҷайҳун бар оби равон
Хуриш оварам, марди равшанравон.

Миён-андарун[2] регу ҷои[3] фарох
Саропардаву хайма бар ҷои кох.

Дилаш тозатар гашт аз ин огаҳӣ
Биболид бар гоҳи шоҳаншаҳӣ

Сипаҳбад басе дида буд корзор,
Нарафтӣ ба гуфтори омӯзгор.

Биёрост қалбу ҷаноҳи сипоҳ,
Талоя ки дорад зи душман[4] нигоҳ.

Ҳамон соқаву ҷойгоҳи буна,
Ҳама майсара низ бо маймана.

Биёрост лашкаргаҳи шоҳвор
Ба қалб-андарун теғзан сад ҳазор.

Нигаҳ кард дар қалбгаҳ ҷои хеш,
Сипаҳбад буду лашкаророи хеш.

Гузин кард дасти чапашро Пашанг,
Ки ӯ доштӣ зӯри чанги паланг.

Ба лашкар чун ӯ[5] номдоре набуд,
Ба ҳар ҷой чун ӯ саворе набуд.

1. И-рӯи.
2. И-миёна дарун.
3. И-дашти.
4. И-сипаҳро.
5. Л-чун он.

Пашанг асту номаш падар Шеда хонд,
Ки шеда ба хуршеди тобанда монд.

Барангехтӣ аспу думми паланг,
Гирифтӣ, бикандӣ ба нерӯи[1] чанг.

Ҳама найзаи оҳанин доштӣ,
Ба овард-бар кӯҳ бугзоштӣ.

Зи гурдону гарданкашон сад ҳазор
Бад-ӯ дода шоҳ аз дари корзор.

Зи Шеда яке буд кеҳтар ба сол
Бародар буд ӯрову фаррух ҳамол.

Далеру куҷо Ҷаҳн буд номи ӯй,
Пароканда гирди ҷаҳон коми ӯй,

Ки будӣ ба пеши падар ройзан,
Зи дониш сараш бартар аз анҷуман.[2]

Бад-ӯ дод турки Чигил сад ҳазор
Саворони шоистаи корзор,

Ки бошад нигаҳбони пушти Пашанг,
Напечад сар, ар борад аз абр санг.[3]

Набера ҷаҳондор Афросиёб,
Ки аз пушти шерон буридӣ кабоб.[4]

Сӯи маймана лашкаре баргузид,
Ки хуршед гашт аз ҷаҳон нопадид.

---

1. Л-ба нерӯ бихандӣ ба,
2. ТПЗИЛМ – Бад-ӯ дод аз чиниён сӣ ҳазор
Саворони шоистаи корзор.
Ҳамон майсара Ҷаҳнро доду гуфт,
Ки некахтарат бод ҳар ҷой ҷуфт.
Буд Афросиёбаш чаҳорум писар,
Камарбаста омад ба пеши падар.
3. ИМ – Сипоҳе ба ҷангӣ Каҳило супурд,
Яке низ бар пури Ило супурд.
4. ИЛ –б. 315 нест.

Таториву Балхиву Халлухсавор
Ҳама паҳлавонони ханҷаргузор,

Ки солорашон буд панҷум писар
Яке номвар гурди пархошхар.

Варо хонданди̅ гави Гурдгир,
Ки бар кӯҳ бугзошти̅ теғу тир,

Зи гурдону ҷанговарон си̅ ҳазор
Бирафтанд бо ханҷари корзор.

Дамуру Ҷиранҷос бо ӯ бирафт,
Ба ёрии Ҷаҳни сарафроз тафт.[1]

Ҷаҳондида Настӯҳ солорашон,
Пашанги диловар нигаҳдорашон.

Ҳама си̅ ҳазор аз ялон туркмон
Бирафтанд бо гурзу тиру камон.[2]

Сипаҳбад чу Ағрираси ҷангҷӯй,
Ки бо хун яке дошти̅ оби ҷӯй.

Аз он*[3] номвар теғзан чил[4] ҳазор
Гузин кард шоҳ аз дари корзор.

Сипаҳдор Гарсевази пилтан,
Ҷаҳонҷӯй солори он анҷуман.

Бад-ӯ дод пилон сарафроз шоҳ
Сари номдорону пушти сипоҳ.[5]

В-аз он пас гузид аз ялон даҳ ҳазор,
Ки сери̅ надонад гаҳи корзор.

1. И-б. 321 нест.
2. Л-б. 321-323 нест.
3. М – Пас аз.
4. Л- Сипоҳе чунин теғзан сад.
5. ИЛ-б. 327 нест.

Бифармуд, то дар миёни ду саф
Ба овардгаҳ бар лаб оварда каф.

Пароканда бар лашкар асп афкананд,
Дилу пушти эрониён бишкананд.

Сӯи бохтар буд пушти сипоҳ,
Шаб омад, ба пилон бубастанд роҳ.

Чунин сохт*[1] солори гетифурӯз,
Ки дорад сипаҳ чашм бар Нимрӯз.

## ОГОҲӢ ЁФТАНИ КАЙХУСРАВ АЗ ОМАДАНИ АФРОСИЁБ БА ҶАНГИ Ӯ

Чу огоҳ шуд шаҳрёри ҷаҳон
Зи гуфтори бедор корогаҳон.

Зи туркону аз[2] кори Афросиёб,
Ки овард лашкар бар ин рӯи об.

Сипоҳе бар ин сӯи Ҷайҳун кашид,
Ки шуд сангу рег аз ҷаҳон нопадид.

Чу бишнид Хусрав, гавонро[3] бихонд,
Шунида ҳамаш,[4]*[5] пеши эшон биронд.

Сипоҳе зи ҷанговарон баргузид,
Бузургони Эрон чунон чун сазид.

Чашида басе аз ҷаҳон шӯру талх,
Ба ёрии Густаҳми Нӯзар ба Балх.

Ба Ашкаш бифармуд, то сӯи Зам
Барад лашкару пилу ганҷу дирам.

1. М – гуфт.
2. ИЛ-в-аз.
3. И-Ялонро.
4. И-Ҳама гуфтанӣ.
5. М – ҳама.

Бад-он то пас-андар наёяд сипоҳ,
Кунад рои шерони Эрон табоҳ.

В-аз он пас ялонро ҳама барнишонд,
Бизад кӯси рӯину лашкар биронд.

Ҳаме рафт бо рою ҳушу диранг,
Ки тезӣ пушаймонӣ орад ба ҷанг.

Сипаҳдор чун дар биёбон расид,
Гурозидану сози лашкар бидид,

Сипаҳро гузар сӯи*[1] Хоразм буд,
Ҳамон регдашт аз дари разм буд.

Ба чап-бар деҳистону бар рост об,
Миён регу пеш-андар Афросиёб.

Худу Рустаму Тусу Гударзу Гев,
Басе лашкар аз номдорони нев,

Ҳаме гашт бар гирди он размгоҳ,
Биёбон нигаҳ карду бероҳу роҳ.

Чу огоҳ шуд з-он сипоҳи ниё,
Дили подшо шуд пур аз кимиё,

Ки лашкар фузун буд аз он, к-ӯ шумурд
Ҳама жандапилону мардони гурд.

Ба гирди сипаҳ-бар яке канда кард,
Талоя зи ҳар сӯ пароканда кард.

Шаб омад ба канда дарафканда об
Бад-он сӯ, ки буд рӯи Афросиёб.

Хасак барпароканд бар гирди дашт,
Ки душман наёрад бар он ҷо гузашт.[2]

1. М- сӯи рост.
2. И-б. 352 нест.

Чу хуршеди тобон зи бурҷи бара
Биёрост рӯи замин яксара,

Сипаҳдори туркон сипаҳро бидид,
Бизад нои рӯину саф баркашид.

Ҷаҳон шуд пуровои бӯқу сипоҳ,
Ялон[1] барниҳоданд аз оҳан кулоҳ.

Ту гуфтӣ, ки рӯи замин оҳан аст,
Зи найза ҳаво низ дар ҷавшан аст.

Ду лашкар чунон шуд се рӯзу се шаб,
Якеро зи эшон[2] наҷунбид лаб.

Аз ин рӯй он рӯй бар пушти зин
Пиёда ба пеш-андарун ҳамчунин.

Ту гуфтӣ замин*[3] кӯҳи оҳан шудаст,
Ҳамон пӯшиши чарх ҷавшан шудаст.

Ситорашумар пеши ду[4] шаҳрёр
Пурандешаву зиҷҳо дар[5] канор.

Ҳаме бозҷустанд рози сипеҳр
Ба суллоб, то бар кӣ гардад ба меҳр.

Сипеҳр андар он ҷанг наззора буд,
Ситорашумар сахт бечора буд.

## ОМАДАНИ ПАШАНГ НАЗДИКИ ПАДАР - АФРОСИЁБ

Ба рӯзи чаҳорум чу шуд кор танг
Ба пеши падар шуд диловар Пашанг.

1. ИЛМ-ҳама.
2. И-К-аз эшон якеро.
3. М-ҷаҳон.
4. ИЛ-он.
5. ИЛ-бар.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй номдори[1] ҷаҳон,
Сарафрозтар кас миёни меҳон,[2]

Ба фарри ту зери фалак шоҳ нест,
Туро моҳу хуршед бадхоҳ нест.

Шавад кӯҳи оҳан чу дарёи об
Агар бишнавад номи Афросиёб.

Замин барнатобад сипоҳи туро,
На хуршеди тобон кулоҳи туро.

Наёмад зи шоҳон касе пеши ту
Ҷуз ин бадгуҳар бепадар хеши ту.

Сиёвахшро чун писар доштӣ,
Бар ӯ ранҷу меҳри падар доштӣ.

Яке боди нохуш зи рӯи ҳаво,
Бар ӯ баргузаштан набудӣ раво.

Аз ӯ сер гаштӣ, чу гаштат дуруст,
Ки ӯ тоҷу тахту кулоҳи ту ҷуст.

Гар ӯро накуштӣ ҷаҳондор шоҳ,
Бад-ӯ бозгаштӣ нигину кулоҳ.

Кунун он ки омад ба пешат ба ҷанг,
Ба гетӣ наёбад фаровон диранг.[3]

Бипарвардӣ ин шуми нопокро,
Падарвор наспурдияш хокро.

Ҳаме доштӣ, то баровард пар,*[4]
Шуд аз меҳри шоҳ аз дари тоҷи зар.

1. ИМ-кадхудой.
2. И-Сарафрозу пирӯз бар меҳтарон.
3. ТПЗИМ - Ҳар он кас, ки некӣ фаромуш кунад,
Ҳаме рои ҷони Сиёвуш кунад.
4. М-сар.

Зи Турон чу мурғе ба Эрон парид,
Ту гуфтӣ, ки ҳаргиз ниёро надид.

Зи хубӣ нигаҳ кун, ки Пирон чи кард
Бар он бевафо, носазовор мард.

Ҳама меҳри Пирон фаромӯш кард,
Пур аз кин дилу сар пур аз ҷӯш кард.

Ҳаме буд хоҳиш, чу омад ба мушт,
Чунон меҳрбон паҳлавонро бикушт.[1]

Аз Эрон кунун бо сипоҳе ба ҷанг
Биёмад ба пеши ниё тезчанг.

На динор хоҳад ҳаме, на кулоҳ
Дигар аспу*[2] шамшеру ганҷу сипоҳ

Зи хешон ҷуз аз ҷон наҷӯяд ҳаме
Сухан ҷуз бад-ин сон нагӯяд ҳаме.

Падар шоҳу фарзонатар[3] подшост,
Бар ин рост гуфтори ман-бар гувост.

Сипаҳро чӣ бояд[4] ситорашумар,
Ба шамшер ҷӯянд гурдон[5] ҳунар!

Саворон, ки дар маймана бо мананд,
Ҳама ҷангро якдилу яктананд.

Чу дастур бошад маро подшо,
Аз эшон саворе намонам ба ҷо.

---

1. Л-379 нест.
2. М – На асту на.
3. Л- фарзонаву.
4. ТПЗЛ – Аз эрониён нест чандин сухун,
Сипаҳро чунин дилшикаста* макун.
*Л – Дили ҷангҷӯён чунин бод.
4. И-бад-ин чи бинад.
5. И-ҷӯяд мардон.

Бидӯзам сару тарги эшон ба тир,
Наяндешам аз кандаву обгир».

Чу бишнид Афросиёб ин сухун,
Бад-ӯ гуфт: «Маштобу[1] тундӣ макун.

Сухан ҳарчи гуфтӣ, ҳама рост буд,
Ҷуз аз ростиро нашояд шунуд.

Валекин ту донӣ, ки Пирони гурд
Ба гетӣ ҳама роҳи некӣ сипурд.

Набуд дар дилаш кажживу костӣ,
Наҷустӣ ба ҷуз хубиву ростӣ.

Ҳамон пил буд рӯзи ҷанг ӯ ба зӯр,
Чу дарё дилу рух чу тобанда ҳур.

Бародар-ш Ҳумон паланги набард,
Чу Лаҳҳоки ҷангиву Фаршедвард,

Зи туркон саворони кин сад ҳазор
Ҳама номҷӯй аз дари корзор.

Бирафтанд аз эдар пур аз ҷангу ҷӯш,
Ман андар ниҳон бо ғаму бо хурӯш.

Аз он гуна бар дашти кин кушта шуд,
Замин зерашон чун гил оғушта шуд.

Ҳама марзи Турон шикастадиланд,
Зи тимор дилҳо ҳаме бугсиланд.

Набинанд ҷуз марги Пирон ба хоб,
Нахонад касе номи Афросиёб.

Бибошем, то номдорони мо,
Бузургони лашкар, саворони мо

1. И-б-андешу.

Бубинанд эрониёнро ба чашм,
Зи дил кам шавад дарду тимору хашм.

Ҳам эрониён низ чандин сипоҳ
Бубинанд бо ганҷу тахту кулоҳ.[1]

Ба анбӯҳ ҷустан на нек аст ҷанг,
Шикасте бувад, бод монад ба чанг.

Мубориз пароканда берун кунам
В-аз эшон биёбон пур аз хун кунам».

Чунин дод посух, ки «Эй шаҳрёр,
Ҷуз ин[2] гуна ҷӯӣ ҳаме корзор.

Мубориз зи лашкар нахустин манам,
Ки аспафкану гурди рӯинтанам.

Касеро надидам, ки рӯзи набард
Фишонад бар аспи ман аз бод гард.

Маро орзу ҷанги Кайхусрав аст,
Ки ӯ дар ҷаҳон шаҳрёри нав аст.

Агар ҷӯяд ӯ бегумон ҷанги ман,
Раҳоӣ наёбад ҳам аз чанги ман.

Дилу пушти Эрон шикаста шавад,
Бар он анҷуман кор баста шавад.

В-агар дигаре пешам ояд ба ҷанг,
Ба хок андарорам сараш бедиранг.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй корнодида мард,
Шаҳаншоҳ кай бо ту ҷӯяд[3] набард!

1. Л-б. 401 нест.
2. ИЛ- Чу з-ин.
3. ИЛ - ҷӯяд аз ту.

Агар ҷӯядӣ, ҳамнабардаш манам,
Тану номи ӯ зери пой[1] афканам.

Гар ӯ бо ман ояд ба овардгоҳ,
Баросояд аз ҷанг ҳар ду сипоҳ».

Бад-ӯ Шеда гуфт: «Эй ҷаҳондида мард,
Чашида зи гетӣ басе гарму сард,[2]

Писар панҷ мондаст пешат ба пой
Намонем, агар ту кунӣ разм рой.

На лашкар писандад, на яздонпараст,
Ки ту ҷанги ӯро кунӣ пешдаст».

## ПАЙҒОМ ФИРИСТОДАНИ АФРОСИЁБ БА НАЗДИКИ КАЙХУСРАВ

Ба Шеда бигуфт: «Эй ҷаҳондор*[3] пур,
Ки бодо бад аз рӯзгори ту дур,

Чу бо Хусрав оҳанг дорӣ ба ҷанг,
Магардон дили худ бар ин кор танг[4].

Бирав, к-офаринандаат ёр бод,
Сари бадсиголат нагунсор бод![5]

Ба Кайхусрав аз ман паёме расон,
Бигӯяш, ки гетӣ дигар шуд ба[6] сон.

Набера, ки ҷанг[7] оварад бо ниё,
Сараш пурбадӣ бошаду кимиё.

1. Л-Ҳама номи ӯро ба хок.
2. И-б. 414 нест.
3. М- Бад-ӯ гуфт шоҳ, эй сарафроз.
4. ТПЗИМ – Аз эдар бирав то миёни сипоҳ,
   В-аз эшон яке марди доно бихоҳ.
5. И-б. 418, 419 нест.
6. ИМ – Ки гетӣ чунин дорад оину.
7. ИЛМ – разм.

Чунин буд рои ҷаҳонофарин,
Ки гардад ҷаҳон пур зи пархошу кин.

Сиёвуш на бар бегунаҳ кушта шуд,
Аз омӯзгорон сараш гашта шуд.

Гунаҳ гар маро буд, Пирон чӣ кард,
Чу Рӯину Лаҳҳоку Фаршедвард,

Ки бар пушти аспон[1] бибоист баст
Пур аз хун ба кирдори пилони маст?

В-ар[2] эдун, ки гӯӣ ки ту бадтанӣ,
Бадандешу аз тухми Аҳриманӣ[3].

Ба гавҳар нигар, то зи тухми манӣ,
Накӯҳиш ҳаме хештанро кунӣ.

Ту ин кин ба Гударзу Ковус мон,
Ки пеши ман оранд лашкар дамон[4].

На з-он гуфтам ин, к-аз ту тарсон шудам,
В-агар пил гаштам, ҳаросон шудам.

Ҳама реги[5] дарё маро лашкаранд,
Ҳама наррашерону кундоваранд.

Ҳар он гаҳ ки фармон диҳам, кӯҳи[6] Ганг
Чу дарё кунанд, эй писар, рӯзи ҷанг[7].

Валекин ҳаме тарсам аз кирдгор,
Зи хунрехтан в-аз бади рӯзгор,[8]

1. ИЛ – зиншон.
2. И – Гар.
3. ИЛ – оҳарманӣ.
4. ТПЗ – Ту хешиву эшон маро душмананд,
Бимон то ҳамин ҷанг эшон кунанд.
5. Л- кӯҳу.
6. И-кӯҳу.
7. И –бедиранг.
8. И-ҳама зи бадрӯзгор.

Ки чандон сари номвар бе гуноҳ
Ҷудо гардад аз тан бар ин размгоҳ.

Гар аз пеши ман барнагардӣ ба ҷанг,
Ҳамоно, ки ояд-т аз ин кор нанг.

Чу бо мо ба савганд паймон кунӣ,
Бикӯшӣ, ки паймони мо нашканӣ,

Бар ин кор бошам туро раҳнамой,
Ки ганҷу сипоҳат бимонад ба ҷой.

Чу кори Сиёвуш фаромуш кунӣ,
Ниёро ба Турон Сиёвуш кунӣ.

Бародар бувад Ҷаҳну ҷангӣ Пашанг,
Ки дар ҷанг дарё кунад кӯҳи Ганг.

Ҳар он буму бар, к-он зи Эрон ниҳӣ,
Ба фармон кунам он зи туркон тиҳӣ.

Зи ганҷи ниёгон маро ҳар чӣ ҳаст
Зи диному аз тоҷу тахти нишаст,

Зи аспу силеҳу зи бешу зи кам,
Ки мерос монд аз ниё Зодшам,

Зи тоҷи*[1] бузургону тахту кулоҳ,
Зи чизе ки хоҳӣ зи баҳри сипоҳ,

Фиристам ҳама ҳамчунин пеши ту,
Ки тоза шавад з-он дилу кеши ту.

Ду лашкар баросояд аз ранҷи разм,
Ҳамон размӣ мо бозгардад ба базм.

В-ар эдун, ки ҷони туро Аҳриман
Бупечад ҳаме, то бипӯшӣ кафан,

1. М – ганҷи.

Ҷуз аз разму хун карданат рой нест,
Ба мағзи ту панди маро ҷой нест,

Ту аз лашкари хеш берун хиром,
Ман аз ҷои худ ҳам ниҳам пеш гом.[1]

Бигардем ҳарду ба овардгоҳ,
Баросояд аз ҷанг ҳарду*[2] сипоҳ.

Чу ман кушта гардам, ҷаҳон пеши туст,
Сипаҳ бандагону писар хеши туст.

В-агар ту шавӣ кушта бар дасти ман,
Касеро наёзорам аз анҷуман.

Сипоҳи ту дар зинҳори мананд,
Ҳама меҳтаронанду ёри мананд.

В-агар бо ман эдар наёӣ ба ҷанг,
Натобӣ ту бо кордида наҳанг,

Камарбаста пеши ту ояд Пашанг,
Чу ҷанг оварад, дур бош аз диранг.

Падар пир шуд, поймардаш ҷавон,
Ҷавони хирадманду равшанравон.[3]

Ба овардгаҳ бо ту ҷанг оварад,
Дили шеру чанги паланг оварад.

Бубинем, то бар кӣ гардад сипеҳр,
Киро барниҳад бар сар аз тоҷ меҳр.

В-ар эдун, ки бо ӯ наҷӯӣ набард,
Дигаргуна хоҳӣ ҳаме кор кард.

Бимон то биёсояд имшаб сипоҳ,
Чу бар сар ниҳад кӯҳ зарринкулоҳ,

1. ИЛ - Магар худ барояд-т аз ин кор ком.
2. М- чандин.
3. И-б. 454 нест.

Шаби тира з-ӯ доман андаркашад,
Яке чодари шаър бар*[1] сар кашад,

Зи лашкар гузинем ҷанговарон,
Сарафроз бо гурзҳои[2] гарон.

Заминро зи хун ранги дебо кунем,
Зи болои бадхоҳ паҳно кунем.

Дувум рӯз ҳангоми бонги хурӯс
Бубандем бар кӯҳаи пил кӯс.

Саронро ба ёрӣ бурун оварем,
Ба ҷӯй-андарун об хун оварем.[3]

Севум рӯз лашкар ба кирдори кӯҳ
Дарорем дар разму кин ҳамгурӯҳ.

Бубинем, то ин сипеҳри баланд
Киро хор дорад, киро арҷманд.[4]

Чу бадхоҳ пайғоми ман бишнавад,
Бупечад, бад-ин панди ман[5] награвад.

Ба танҳотани хеш аз ӯ размхоҳ
Ба дидор дур аз миёни сипоҳ».

Гузин кард аз он бихрадон чор мард,
Кашида зи гетӣ басе[6] гарму сард.

Басе офарин карду омад бурун
Падар мижжа пуробу дил пур зи хун.

---

1. М – Яке парда аз шаър дар.
2. Л- Касе, к-ӯ гирояд ба гурзи.
3. ТПЗ – Бузургони Эрону Туронзамин
Биҷӯянд бо якдигар разму кин.
4. И-б. 464, 465 нест.
5. И- гуфтаҳо.
6. И- басе аз ҷаҳон.

Бурун рафт бо ӯ зи лашкар[1] ҳазор
Хирадманду шоистаи корзор.

Зи раҳ чун талоя бидидаш зи дур
Дурафшу синони сипаҳдори Тур.

Зи туркон ҳар он кас, ки буд пешрав
Зи нокордида саворони[2] нав.

Ба раҳ бо талоя баровехтанд,
Ба ноком бе Шеда хун рехтанд.

Тане чанд аз эрониён хаста шуд,
В-аз он рӯй пайкор пайваста шуд.

Ҳам андар замон Шеда он ҷо расид,
Нигаҳбони эрониёнро бидид.

Дили Шеда гашт андар он кор танг,
Ҳаме бозхонд он ялонро зи ҷанг.

Ба эрониён гуфт: «Наздики шоҳ
Саворе фиристед бо расму роҳ.

Бигӯяд, ки равшандиле[3] Шеда ном
Ба[4] шоҳ оваридаст чандин[5] паём.

Зи Афросиёб он сипаҳдори Чин
Падармодари шоҳи Эронзамин».

Саворе дамон[6] аз талоя бирафт,
Бари шоҳи Эрон хиромид[7] тафт,

1. ИЛМ - Гузин кард аз он номдорон.
2. И –ҷавонони.
3. И- Бигӯянд, к-омад гаве.
4. И-зи.
5. Л –чанде.
6. И –Сабук.
7. И-гурозанда.

Ки «Пайғамбари шоҳи туронсипоҳ,
Гави пурманиш бо дурафши сиёҳ.

Ҳаме Шеда гӯяд, ки ҳастам ба ном,
Гусӣ боядаш, то гузорад паём».

Дили шоҳ шуд з-он сухан пур зи шарм,
Фурӯ рехт аз дидагон оби гарм.

Чунин гуфт, к-«Ин Шеда холи ман аст,
Ба болову мардӣ ҳамоли ман аст».

Нигаҳ кард гарданкаше з-он миён,[1]
Набуд пеш ҷуз Қорани ковиён.[2]

Бад-ӯ гуфт: «Рав пеши ӯ шодком,
Дурудаш деҳ аз мову бишнав паём».[3]

Чу Қоран биёмад ба пеши сипоҳ,
Бидид он дурафши дурафшон сиёҳ.

Биёмад бари Шеда, додаш дуруд,
Зи шоҳу зи эрониён барфузуд.

Ҷавон низ букшод ширинзабон,
Ки бедордил буду равшанравон.

Бигуфт, ончӣ бишнид аз Афросиёб,
Зи ором в-аз базму разму шитоб.

Чу бишнид Қоран суханҳои нағз
Аз он номвар турки бедормағз,

Биёмад бари шоҳи Эрон, бигуфт,
Ки пайғомҳо бо хирад буд ҷуфт.[4]

1. Л- аз гавон.
2. Л- паҳлавон.
3. И-б. 486 нест.
4. И-б. 492 нест.

## ПОСУХ ФИРИСТОДАНИ КАЙХУСРАВ БА АФРОСИЁБ

Чу бишнид Хусрав зи Қоран сухан,
Ба ёд омадаш рӯзгори[1] куҳан.

Бихандид Хусрав зи кори ниё
В-аз он ҷустани showраву кимиё.

Аз он пас чунин гуфт, к-«Афросиёб
Пушаймон шудаст аз гузаштан зи об.

Варо чашм беобу лаб пурсухан,
Маро дил пур аз дардҳои куҳан[2].

Бикӯшад, магар дил бупечонадам,
Ба бешии лашкар битарсонадам.

Надонад, ки гарданда чархи баланд
Нагардад ба боист рӯзи газанд.

Кунун[3] кори моро ҷуз ин нест рӯй,
Ки ман дил пур аз кин[4] шавам пеши ӯй.

Бигардам ба овард бо ӯ ба ҷанг,
Ба ҳангоми кӯшиш насозам диранг.

Ҳама бихрадону радони сипоҳ
Ба овоз гуфтанд, к-«Ин нест роҳ.

Ҷаҳондида пурдониш Афросиёб
Ҷуз аз чорасозӣ[5] набинад ба хоб.

Надонад[6] ҷуз аз тунбалу ҷодуӣ
Фиребу бадандешиву бадхуӣ.

1. И-дардҳои.
2. И-б. 496 нест.
3. И- Чу он.
4. И-дил пур зи кина.
5. И- чора чизе, Л- чораҷӯй.
6. И- набинад.

Зи лашкар кунун Шедаро баргузид,
Ки ин дид банди балоро[1] калид.

Ҳаме хоҳад аз шоҳи Эрон набард,
Бад-он то кунад рӯзи мо пур зи гард.[2]*[3]

Ту бар тезии ӯ далерӣ макун,
Аз Эрону аз тоҷ серӣ макун.[4]

Ба овард густох бо ӯ магард,
Набояд, ки монем бо ранҷу дард.

Ба дасти ту гар Шеда гардад табоҳ,
Яке номвар кам шавад з-он сипоҳ.

В-агар дур аз эдар ту гардӣ ҳалок
Аз Эрон барояд яке тирахок.

Яке зинда аз мо намонад ба ҷой,
На шаҳру бару буми Эрон ба пой.

Касе нест моро зи тухми каён,
Ки кинро бубандад камар бар миён.

Ниёи ту пири ҷаҳондида аст,[5]
Ба Турону Чин-дар писандида аст.[6]

Ҳаме пӯзиш орад бад-ин бад, ки кард,
Ба бечорагӣ ҷуст хоҳад набард.

Ҳаме гӯяд аспону ганҷу дирам,
Ки бинҳод Тур аз паи Зодшам.

Ҳамон тахти заррину тоҷи сарон,
Камарҳои заррину гурзи гарон

---

1. Л-бадиро.
2. ТПЗМ – В-агар Шеда аз шоҳ ҷӯяд набард,
Кунад рӯи моро зи тимор зард.
3. М-ба дард.
4. Л-б. 506 нест.
5. И- тире ҷаҳондидае.
6. И- писандидае:

Супорад ба ганҷи ту аз ганҷи хеш,
Магар боздорад*[1] бад-ин ранҷи хеш.

Ҳар он шаҳр к-аз буми Эрон ниҳӣ,
Ҳаме кард хоҳад зи туркон тиҳӣ.[2]

Ба Эрон хиромем пирӯзу шод,
Зи кори гузашта нагирем ёд».

Бад-ин гуна гуфтанд пиру ҷавон,
Ҷуз аз номвар Рустами паҳлавон,

Ки Рустам ҳаме з-оштӣ сар бигошт,
Зи дарди Сиёвуш ба дил кина дошт.

Ҳаме лаб ба дандон бихоид шоҳ,
Ҳаме кард хира бад-эшон нигоҳ.

В-аз он пас чунин гуфт, к-ин нест роҳ
Ба Эрон хиромидан аз[3] размгоҳ.

Куҷо он ҳама панду савганди мо,
Ки кардем бо шоҳ пайванд мо?[4]

Чу бар тахт-бар зинда Афросиёб
Бимонад, аз ӯ гардад Эрон хароб.

Ба Ковус яксар чӣ пӯзиш барем,
Бад-ин дидагон чун ба вай бингарем?

Шунидӣ, ки бар Эраҷи некбахт
Чу омад зи Тур аз паи тоҷу тахт.

Ба Нӯзар чӣ омад зи Афросиёб,
Ки бар куштани вай гирифташ шитоб?[5]*[6]

---

1. М- ҳамин боз харрад.
2. Л-б. 515-517 нест.
3. Л-хиромем аз ин; И-хиромем з-ин.
4. Л-б. 523 нест.
5. И-б. 527 нест.
6. М-Ки ҳаргиз мабинод шодӣ ба хоб.

Сиёвахши радро ҳаме бегуноҳ
Бикушт аз паи тахту ганҷу кулоҳ.

Фиребанда турке аз он анҷуман
Биёмад хиромон ба наздики ман.

Ҳаме орзу кард бо ман[1] набард,
Шуморо чаро шуд чунин рӯй зард?

Ҳаме аз шумо ин шигифт оядам,
Ҳамон кини пешин бияфзоядам.

Гумоне набурдам, ки эрониён
Кушоянд аз кина яксар[2] миён.

Касеро надидам аз эронсипоҳ,
Ки афканда буданд дар размгоҳ*[3]

Ки аз ҷанги эшон бад-ин сон*[4] шитоб
Гирифтанд аз гуфти*[5] Афросиёб».

Чу эрониён ин суханро зи шоҳ
Шуниданд, печон шуданд аз гуноҳ.[6]

Ба пӯзиш бигуфтанд:*[7] «Мо бандаем,
Ҳам аз меҳрбонӣ сарояндаем.

Нахоҳад шаҳаншоҳ ҷуз номи нек,
Ба ҳар корҳо-дар[8]*[9] саранҷоми нек,

Ки шояд[10] ҷаҳондори бартарманиш
Нахоҳад, ки бар мо бувад сарзаниш,

1. ИЛМ – Гар аз ман ҳамеҷуст хоҳад.
2. И-ҷовид аз ин кин.
3. М- Ба ҷуз ростдил Рустами некхоҳ.
4. М- гирифтӣ.
5. М-Ба гуфти фиребанда.
6. Л-б. 535 нест.
7. М- Гирифтанд пӯзиш, ки мо.
8. Л-корҳо ҷуз.
9. М-Ҳама корҳоро.
10. ИМ - ситуда.

Ки гӯянд аз Эрон саворе набуд,
Ки ёраст бо ӯ набард озмуд.

Сипоҳе хурӯшон*[1] ба дашти набард
Ҷуз аз шоҳашон ин далерӣ накард.

Нахоҳад магар Хусрави мӯбадон,
Ки бар мо бувад нанг то ҷовидон».

Бад-эшон чунин посух овард шоҳ,
Ки «Эй мӯбадони намояндароҳ.

Бидонед, к-ин Шеда рӯзи набард
Падарро надорад ба ҳомун ба мард.

Силеҳаш падар кард аз ҷодуӣ,
Зи кажживу ториву аз бадхуӣ.

Набошад силеҳи шумо коргар,
Бад-он ҷавшану хӯди пӯлод-бар.

Ҳамон аспаш аз дев дорад нажод,
Гироидани шеру тундии бод.*[2]

Касеро, ки Яздон надодаст фар,
Набошад-ш бо ҷанги ӯ пову сар.

Ҳамон бо шумо ӯ наёяд ба ҷанг,
Зи фарру нажоди худ ояд-ш нанг.

Набера Фаридуну пури Қубод,
Ду ҷангӣ бувад якдилу якниҳод.

Бисӯзам бад-ӯ тира ҷони падар-ш,
Чу Ковусро сӯхт ӯ бар писар-ш».

Саворону*[3] шерони Эронзамин
Ҳама шоҳро хонданд офарин.

1. М – саворае наёмад.
2. М-Ба дил ҳамчу шеру ба рафтан чу.
3. М- Далерону.

## ПОСУХ ФИРИСТОДАНИ КАЙХУСРАВ АФРОСИЁБРО

Бифармуд, то Қорани некхоҳ
Шавад бозу посух гузорад зи шоҳ,

Ки «Ин кори мо деру душвор гашт,
Суханҳо зи андоза андаргузашт.

Ҳунарёфта марди ҷангӣ ба ҷанг
Наҷӯяд гаҳи размҷустан*[1] диранг.

Нахоҳам зи ту буми Турон, на ганч
Ки бар кас намонад сарои сипанҷ,[2]

Кунун то худованди хуршеду моҳ
Киро шод дорад бар ин размгоҳ.

Ба зӯри ҷаҳонофарин кирдгор,
Ба дайҳими Ковуси парвардгор,

Ки чандон намонам шуморо замон.
Ки бар гул вазад тундбоди хазон[3].

Бад-он хоста нест моро ниёз,
Ки аз ҷавру бедод омад фароз.

Киро пуштгармӣ зи Яздон бувад,
Ҳамеша дилу бахт хандон бувад.

Бару буму ганҷу сипоҳат марост,
Ҳамон тахту шаҳру кулоҳат марост

Пашанг омаду хост аз мо набард,
Зиреҳдор бо лашкару дору бард.

Сапедадамон ҳаст меҳмони ман,
Ба ханҷар бубинад сарафшони ман.

---

1. М – разм чандин.
2. И-б. 555 нест.
3. ТПЗМ – Дигар он ки гуфтӣ ту аз хоста
   Зи аспону аз ганҷи ороста.

Касеро набинам аз эронсипоҳ
Ки бо ӯ бигардад ба овардгоҳ.

Ману Шедаву дашту шамшери тез,
Барорам ба фарҷом аз ӯ растахез.

Гар эдун, ки пирӯз бошам ба ҷанг,
Насозам бар-ин сон фаровон диранг.

Мубориз хурӯшон кунем аз ду рӯй,
Зи хун дашт гардад пур аз рангу бӯй[1]

В-аз он пас ялонро ҳама ҳамгурӯҳ
Ба ҷанг андарорем бар сони кӯҳ.

Чу ин гуфта бошӣ, ба Шеда бигӯй,
Ки эй пурхирад меҳтари номҷӯй,

Ту эдар ба танҳо*[2] ба дом омадӣ,
На бар ҷустани нангу ном омадӣ.

На аз баҳри пайғоми Афросиёб,
Ки рӯзи бадат кард бар ту шитоб.

Ҷаҳондорат ангехт аз анҷуман,
Сутудонат эдар бувад, ҳам кафан.

Газанд оядат з-он сари бегазанд,
Ки аз тан буриданд чун гӯсфанд.

Бигиряд чунон зор бар ту падар,
Ки Ковус гиряд ҳаме бар писар.

Биёмад дамон Қоран аз назди шоҳ
Ба наздикии он дурафши сиёҳ.

---

1. Л- Пас аз б. 567 ин б. омада:
   Бавижа, ки Рустам бувад пешрав,
   Намонад бар ин буму бар хору хав.
2. М- Ба танҳо зи Турон.

Сухан ҳарчи бишнид, бо ӯ[1] бигуфт,
Ҳама ҳарчи буд ошкору[2] нуҳуфт.

Бишуд Шеда наздики Афросиёб,
Дилаш чун бар оташ ниҳода кабоб.

Ҳама ҳар чи дид ошкору нуҳуфт,
Ба пеши падар як ба як бозгуфт.[3]

Бишуд шоҳи туркон зи посух дижам,
Ғамӣ гашту барзад яке тез дам.

Аз он хоб, к-аз рӯзгори дароз
Бидиду зи ҳар кас ҳаме дошт роз.

Сараш гашт гардону дил пурниҳеб
Бидонист, к-омад ба тангӣ нишеб.

Бад-ӯ гуфт: «Фардо бад-ин размгоҳ
Зи афканда мӯрон наёбанд роҳ».

Сипаҳбад бад-ӯ*[4] гуфт, к-«Аз бомдод
Макун то ду рӯз, эй писар, ҷанг ёд.

Бад-ин разм бишкаст гӯӣ дилам,
Бар онам, ки дилро зи тан бугсилам».

Писар гуфт, к-«Эй шоҳи туркону Чин,
Дили хешро бад магардон чунин.

Чу хуршеди тобон барорад дурафш,
Дурахшон кунад рӯи чархи бунафш,

Ману Хусраву дашти овардгоҳ,
Барангезам аз шоҳ гарди сиёҳ.

1. И-вай.
2. ИМ – Намонд эч неку бад андар.
3. ИМ-б. 578 нест,
4. М-Ба Шеда чунин гуфт.

## РАЗМИ КАЙХУСРАВ БО ШЕДА - ПИСАРИ АФРОСИЁБ

Чу равшан шуд он чодари лоҷвард,
Ҷаҳон шуд ба кирдори ёқути зард.

Нишаст аз бари аспи ҷангӣ Пашанг,
Зи боди ҷавонӣ сараш пур зи ҷанг.

Ба ҷавшан бипӯшид равшан бараш,
Зи оҳан кулоҳи каён бар сараш.

Дурафшаш яке турки ҷангӣ ба чанг
Хиромон биёмад ба сони паланг.*[1]

Чу омад ба наздики эронсипоҳ,
Яке номдоре бишуд назди шоҳ,

Ки омад саворе миёни ду саф,
Хурӯшону[2] ҷӯшону теғе ба каф[3].

Ҳамегӯяд он номвар тезчанг,
Ки бо шоҳ гӯед, к-омад Пашанг.[4]

Бихандид аз ӯ шоҳу хафтон бихост,
Дурафши*[5] бузурге[6] баровард рост.

Яке тарги румӣ ба сар барниҳод
Дурафшаш ба Руҳҳоми Гударз дод[7].

Ҳама лашкараш зору гирён шуданд,
Чу бар оташи тез бирён шуданд.

---

1. М- бад он дашти.
2. ИЛМ – Сарафрозу.
3. ТПЗ – Ту гӯӣ яке аждаҳои дижам
   Ҳаме сӯхт хоҳад ҷаҳонро ба дам.
4. И-б. 594 нест.
5. М-Дурафши.
6. ИЛ – дурафши бузургӣ.
7. И-б. 596.

Хурӯше баромад, ки «Эй шаҳрёр,
Ба оҳан тани пок ранҷа мадор.

Шаҳонро ҳама тахт будӣ нишаст,
Кӣ бар кин камар бар миёни ту баст?

Ки ҷуз хоки тира нишасташ мабод,
Ба ҳеч орзу кому дасташ мабод!

Сипаҳдор бо гурзу бо кабру хӯд
Ба лашкар*[1] фиристод чандин[2] дуруд,

Ки як тан наҷунбед[3] аз овардгоҳ,
Чапу рост, қалбу ҷаноҳи сипоҳ.

Набояд, ки ҷӯяд касе ҷангу ҷӯш,
Ба Руҳҳоми Гударз доред гӯш.[4]

Чу хуршед бар чарх гардад баланд,
Бубинед то бар кӣ ояд газанд.

Агар з-он ки пирӯз гардад Пашанг,
Зи Рустам биҷӯед сомони ҷанг.

Ҳама пеши ӯ бандафармон шавед,
Бад-он дард наздики дармон шавед.

Сипаҳро ки чун ӯ нигаҳбон бувад,
Ҳама чораи ҷанг осон бувад.[5]

Шумо ҳеч дилро мадоред танг,
Чунин аст оғозу фарҷоми ҷанг.

1. М- Бад эшон.
2. Л-чанде.
3. И- маҷунбед.
4. И-Ҳама сӯи Гударз доранд хуш.
5. И-б. 605-607 нест.

Гаҳе бар фарозу гаҳе бар[1] нишеб,
Гаҳе шодмону гаҳе бо[2*3] ниҳеб».

Барангехт шабранги беҳзодро,
Ки андарнаваштӣ ба так бодро[4].

Миён баста бо найзаву хӯду кабр,
Ҳаме гарди наълаш[5] баромад ба абр.

Миёни ду саф Шеда ӯро бидид,
Яке боди сард аз ҷигар баркашид.

Бад-ӯ гуфт: «Пури Сиёвуш туӣ[6],
Хирадманду бедору хомуш туӣ.[7]

Набера сипаҳдори туронсипоҳ,
Ки сояд ҳаме тарг бар чарху моҳ.

Ҷуз онӣ, ки бар ту гумоне барад,
Ҷаҳондидае к-ӯ хирад парварад,

Ки гар мағз будит, бо холи хеш
Накардӣ чунин ҷангро даст пеш.

Агар ҷанг ҷӯӣ зи пеши сипоҳ
Бирав, дур бугзин яке ҷойгоҳ,

К-аз Эрону Турон набинанд кас,
Нахоҳем ёрону фарёдрас».

Чунин дод посух бад-ӯ шаҳрёр,
Ки «Эй шери дарранда дар корзор,

Манам доғдил пури он бегуноҳ
Сиёвуш, ки шуд кушта бар дасти шоҳ.

---

1. И-бо фароз асту гаҳ бо.
2. И-суд пеш асту гоҳе.
3. М –дар.
4. И-б. 610 нест.
5. И-аспаш.
6. ИЛМ – Сиёвахш рад.
7. ИЛМ- Туӣ, эй писандидаву пурхирад?

Бар ин дашт аз ин сон ба кин омадам,
На аз баҳри гоҳу нигин омадам.

Зи*[1] пеши падар чун биёростӣ,
Зи лашкар набарди маро хостӣ.

Маро хостӣ кас, набудӣ раво,
Ки пешат фиристодаме носазо.

Кунун орзу кун яке размгоҳ,
Ки бошад ба дур аз миёни сипоҳ».

Ниҳоданд паймон, ки аз ҳар ду рӯй
Ба ёрӣ наёяд касе кинаҷӯй.

Ҳам инон, ки доранд бо мо дурафш,
Зи бад рӯзи эшон нагардад бунафш.

Бирафтанд ҳар ду зи лашкар ба дур,
Чунон чун шавад мард шодон ба сур.

Расиданд ҷое, ки шеру паланг
Бад-он шаххи беоб нанҳод чанг.

Биёбон, ки андархури разм буд,
Бад-он ҷойгаҳ марзи Хоразм буд.

Напаррид[2] бар осмонаш уқоб,
Аз он[3]*[4] баҳрае шахху баҳре сароб.

Ниҳоданд овардгоҳи бузург
Ду ҷангӣ ба кирдори дарранда[5] гург.

Саворон чу шерони ҷаста зи ғор,
Ки бошанд пурхашм рӯзи шикор.

1. М-Ба.
2. Л – надиданд.
3. Л-ӯ.
4. М-Аз ӯ.
5. ЛМ-аспу ду ҷангӣ, ба кирдори; И-аспу ду ҷангӣ ба сони.

Бигаштанд бо найзаҳои дароз
Чу хуршед тобанда гашт аз фароз.

Намонд эч бар найзаҳошон синон,
Пур аз об баргустувону инон.

Ба румиамуду ба шамшери тез*[1]
Бигаштанд бо якдигар пурситез.*[2]

Ҳаво шуд зи гарди*[3] саворон сиёҳ
Нагаштанд сер андар овардгоҳ.

Чу Шеда дилу зӯри Хусрав бидид,
Сиришкаш зи мижгон ба рух барчакид.

Бидонист, к-он фарраи эздист,
Аз ӯ бар тани хеш бояд гирист.

Ҳамон аспаш аз ташнагӣ шуд ғамӣ
Ба нерӯи мард андаромад камӣ.

Чу з-ӯ танг шуд, бо дил*[4] андеша кард,
Ки гар шоҳро гӯям андар набард,

Биё то ба куштӣ пиёда шавем,
Зи хуну хай[5] оҳордода шавем.

Пиёда нагардад, ки ор оядаш,
Зи шоҳӣ тани хеш хор оядаш.

Бад-ин чора гар з-ӯ наёбам раҳо
Шавам бегумон дар дами аждаҳо.

Бад-ӯ гуфт: «Шоҳо ба теғу синон
Кунад ҳар касе ҷангу печад инон.

---

1. М- ба тиру ба теғ.
2. М-бедареғ.
3. М-Замин шуд зи хуни.
4. М – Чу дар монда шуд бо худ.
5. ЛМ- хай ҳар ду.

Пиёда беҳ ояд, ки ҷӯем ҷанг,
Ба кирдори шерон биёзем чанг».

Ҷаҳондор Хусрав ҳам андар замон
Бидонист андешаи бадгумон.

Би дил гуфт, к-ин шери бо зӯри[1] чанг
Набера Фаридуну пури Пашанг,

Гар осуда гардад, сар афшон кунад,
Басе шердилро хурӯшон кунад.

В-агар ман пиёда бигардам ба ҷанг,
Ба эрониён-бар кунад кор танг.

Бад-ӯ гуфт Руҳҳом, к-«Эй тоҷвар,
Бад-ин кор нангӣ магардон гуҳар.

Чу Хусрав пиёда кунад корзор,
Чӣ бояд бар ин дашт чандин савор?

Агар пой бар хок бояд ниҳод,
Ман аз тухми Кашвод дорам нажод,

Пиёда[2] шавам пеши ӯ размсоз,
Ту[3] шоҳи ҷаҳондору гарданфароз».

Ба Руҳҳом гуфт он замон шаҳрёр,
Ки «Эй меҳрбон паҳлавону савор,

Пашанги[4]*[5] диловар зи тухми Пашанг
Чунон дон, ки бо ту наёяд ба ҷанг.

Туро низ бо разми ӯ пой нест,
Зи туркон чунин лашкаророй нест[6].

1. ИЛ – зӯру.
2. ЛМ – ҳаме ман.
3. Л- На.
4. И- Наҳанги.
5. М- Чу шеда.
6. ТПИЛМ – Яке марди ҷангӣ Фаридуннажод
Ки чун ӯ диловар зи модар назод.

Набошад маро нанг рафтан ба ҷанг,
Пиёда бисозем ҷанги паланг.

В-аз он сӯ бари Шеда шуд тарҷумон,
Ки дурӣ гузин аз бади бадгумон.

Ҷуз аз бозгаштан туро рой нест,
Ки бо ҷанги Хусрав туро пой нест.

Ба ҳангом кардан зи душман гурез
Беҳ аз бо тани хеш кардан ситез».

Бад-он номвар тарҷумон Шеда гуфт,
Ки «Овози мардон нашояд нуҳуфт.

Чунон дон, ки то ман бубастам камар,
Ҳаме барфарозам ба хуршед сар.

Бад-ин зӯру ин фарраву дастбурд
Надидам ба овардгаҳ низ гурд.

Валекин сутудон маро аз гурез
Беҳ ояд чу гирам ба коре ситез.

Ҳам аз гардиши чарх барнагзарем,
Агар дидаи аждаҳо биспарем.

Гар эдар маро ҳуш бар дасти ӯст,
На душман зи ман боздорад, на дӯст,

Бидонистам ин зӯру мардӣ, ки чист,
Бар ин номвар фарраи эзадист.

Пиёда магар даст ёбам бар ӯй,
Ба пайкор хун андарорам ба ҷӯй»[1].

Чунин гуфт бо Шеда шоҳи ҷаҳон,
Ки «Эй номдор*[2] аз нажоди меҳон,

1. И-б. 668 нест.
2. М- номвар.

Зи тухми каён бегумон кас набуд,
Ки ҳаргиз пиёда набард озмуд.

Валекин туро гар чунин аст ком,
Зи коми ту ҳаргиз напечам лагом».

## КУШТА ШУДАНИ ШЕДА БАР ДАСТИ ХУСРАВ

Фуруд омад аз пушти шабранг шоҳ,
Зи сар баргирифт он каёнӣ кулоҳ.

Ба Руҳҳом дод он гаронмоя асп,
Биёмад ба кирдори озаргушасп.

Чу аз дур дидаш пиёда Пашанг,
Фуруд омад аз асп ҷангӣ наҳанг[1].

Ба ҳомун чу пилон баровехтанд,
Ҳаме хок бо хун баромехтанд.

Чу Шеда бидид он бару бурзи шоҳ,
Ҳамон эзадӣ фарру он дастгоҳ,

Ҳаме ҷуст чора, ки ёбад*[2] раҳо,
Дили чорагар з-ин бисозад*[3] баҳо.

Чу огоҳ шуд Хусрав аз рози ӯй,
В-аз он нобароварда овози ӯй,

Ба зӯри ҷаонофарин кирдгор
Бизад даст Кайхусрави номдор.

Ба кирдори шере ки бар гӯри нар
Занад чангу гӯр[4] андарорад ба сар,

Гирифташ ба чап гардану рост пушт,
Бароварду зад бар замин-бар дурушт.

1. И-б. 673, 674 нест.
2. М-Ҳаме хост, к-ояд магар з-ӯ.
3. М- Ки чун сар бишуд, тан надорад.
4. Л-дасту.

Ҳама мӯҳраи пушти ӯ ҳамчу най
Шуд аз дард резону бугсаст пай.

Яке теғи тез аз миён баркашид,
Саросар дили номвар бардарид.

Бар ӯ кард ҷавшан ҳама чок-чок,
Пас он гоҳ бар торакаш рехт[1] хок.

Ба Руҳҳом гуфт: «Ин бади ноҳамол
Далеру сабуксар*[2] маро буд хол.

Пас аз куштанаш меҳрубонӣ кунед,
Яке дахмаи хусравонӣ кунед.

Сарашро ба дибку ба мушку*[3] гулоб
Бишӯеду танро ба кофури ноб.

Ба гардан-ш- бар тавқи заррин ниҳед,
Кулаҳ бар сараш анбарогин ниҳед.

Нигаҳ кард пас тарҷумонаш зи роҳ,
Бидид он тани номбардор шоҳ,

Ки бо хун*[4] аз он рег бардоштанд,
Сӯи лашкари шоҳ бугзоштанд.

Биёмад хурӯшон ба наздики шоҳ,
Ки «Эй номвар, додгар подшоҳ.

Яке банда будам ман ӯро навон,
На ҷангӣ савореву на паҳлавон.

Ба ман-бар бубахшой, шоҳо, ба меҳр,
Ки аз ҷони ту шод бодо сипеҳр».

1. ИЛМ – ҳам рехт бар торак аз дард.
2. М- Пашанги диловар.
3. М- мушку абиру.
4. М- то чун.

Бад-ӯ гуфт шоҳ: «Ончӣ дидӣ зи ман,
Ниёро бигӯй андар он анҷуман».

Дилу дидаи номдорон ба роҳ,
Ки Шеда кай ояд зи овардгоҳ.

Саворе дамон*[1] шуд ба он реги нарм,
Бараҳна сару дида пурхуни гарм.

Баровард пӯшида роз аз нуҳуфт,
Ҳама пеши солори туркон бигуфт.

Сипаҳдор[2] гашт аз ҷаҳон ноумед,
Биканд он чу кофур мӯи[3] сапед.

Ба сар барпароканд реги равон,
Зи лашкар бирафт, он ки буд паҳлавон.

Рухи шоҳи туркон[4] ҳар он кас, ки дид
Бар ӯ*[5] ҷомаву дил ҳама бардарид.

Хурӯше буд андар миёни сипоҳ,
Ки бихшоиш овард хуршеду моҳ.

Чунин гуфт бо мӯя Афросиёб,
К-аз ин пас на ором ҷӯям[6], на хоб.

Маро андар ин сӯг ёрӣ кунед,
Ҳама тан ба тан сӯгворӣ кунед.

Набинад сари теғи моро ниём,
На ҳаргиз бувам з-ин сипас шодком.

Бубандем доман як андар дигар,
Намонем аз Эронзамин буму бар.

1. М-ҳаме.
2. М- ҷаҳондор.
3. Л- риши.
4. И-Турон.
5. М- зи бар.
6. И-ёбам.

На мардум шумар, бал зи деву дада,
Диле*[1] к-ӯ набошад ба дард ожада.

Мабодо дар он дида-дар*[2] оби шарм,
Ки аз дарди мо нест пурхуни гарм.

Аз он моҳдидори ҷангисавор,
В-аз он сарвбун бар лаби ҷӯйбор,[3]

Ҳаме рехт аз дида хунин сиришк,
Зи дарде ки дармон надорад[4]*[5] пизишк,

Ҳама номдорони посухгузор
Забон баркушоданд бар шаҳрёр,

Ки «Ин додгар бар ту осон кунод,[6]
Дили бадсиголат ҳаросон кунод![7]

Зи мо низ як тан насозад диранг,
Шабу рӯз бар дарду кини Пашанг.

Сипаҳро ҳама дил хурӯшон кунем,
Ба овардгаҳ-бар сар афшон кунем.

Зи Хусрав набуд ҳеч монида*[8] чиз,
Кунун кина бар кина бифзуд низ.

Сипаҳ дилшикаста, пур аз дард шоҳ,
Хурӯшону ҷӯшон ҳама размхоҳ.

1. М- кас.
2. М- пур.
3. Л-б. 708 нест.
4. ЛМ – надонад.
5. М- надонад.
6. Л- кунад.
7. Л-Бадандешро дил ҳаросон кунад.
8. М- Зи Пирону Ҳумон набуд монда.

## РАЗМИ ДУ ЛАШКАР БА АНБӮҲ

Чу хуршед барзад сар аз бурҷи*[1] гов,
Зи ҳомун баромад хурӯши чаков.

Табира баромад зи пардасарой,[2]
Ҳамон нолаи кӯс[3] бо каррной.

Зи гурдони шамшерзан даҳ ҳазор
Биёвард Ҷаҳн аз дари корзор.

Або сад ҳазор озмуда бурун
Забон пур зи дашному лаб пур зи хун.*[4]

Чу Хусрав бар он гуна бардидашон,*[5]
Бифармуд, то Қорани ковиён*[6]

Зи қалби сипоҳ андаромад чу кӯҳ
Або даҳ ҳазор озмуда гурӯҳ,*[7]

Сӯи ҷанг Густаҳми Нӯзар чу гард
Биёмад дамон бо дурафши набард.

Ҷаҳон шуд зи гарди саворон бунафш,
Замин пурсипоҳу ҳаво пурдурафш.

Биҷунбид Хусрав зи қалби сипоҳ,
Ҳам Афросиёб андар он размгоҳ.[8]

---

1. М- пушти.
2. И-ҳарду сарой.
3. И-ҳама нолаи бӯқ; Л-бӯқ.
3. ТПЗЛ – Биёмад ҷаҳонҷӯи ҷангӣ ба ҷанг
   Саворони туркон камонҳо ба чанг.
   Л – танҳо, б. 1 мавҷуд аст.
4. М-б. 719 нест.
5. М- бардид соз.
6. М- размсоз.
7. М- Аз ӯ гашт ҷавони диловар сутӯҳ.
8. ТПЗМ – Бипайваст ҷанге к-аз он сон нишон
   Надиданд гурдону гарданкашон.
   Бикуштанд чандон зи туронсипоҳ,
   Ки дарёи хун гашт овардгоҳ.

Чунин буд, то осмон тира гашт,
Ҳаме*[1] чашми ҷанговарон хира гашт.

Чу пирӯз шуд Қорани размзан,
Ба Ҷаҳни диловар даромад шикан.

Чу бар домани кӯҳ*[2] биншаст моҳ,
Ялон бозгаштанд аз овардгоҳ.

Аз эрониён шод шуд шаҳрёр,
Ки чира буданд андар он корзор.

Ҳама шаб ҳаме ҷангро сохтанд,
Ба хобу ба хӯрдан напардохтанд.

Чу барзад сар аз бурҷи харчанг хур,
Ҷаҳон шуд пур аз ҷангу оҳангу шӯр.

Сипоҳи ду кишвар кашиданд саф,
Ҳама ҷангро бар лаб оварда каф.

Сипаҳдори Эрон зи пушти сипоҳ
Бишуд дур бо кеҳтари некхоҳ.

Чу лахте биёмад, пиёда бибуд,
Ҷаҳонофаринро фаровон ситуд.

Бимолид рухро бар он тирахок,[3]
Чунин гуфт, к- «Эй довари додпок,

Ту донӣ, ки гар ман ситам дидаам,
Басе рӯзи бадро писандидаам.

Мукофот кун бадкунишро ба хун,
Ту бошӣ[4] ситамдидаро раҳнамун.

1. М- Ҳама.
2. М- тахти хуршед.
3. И- гармхок.
4. Л- бош ин.

В-аз он ҷойгаҳ бо дили пур зи ғам,
Пур аз кин сар аз тухмаи Зодшам

Биёмад хурӯшон ба қалби сипоҳ,
Ба сар барниҳод он хуҷаста кулоҳ.

Хурӯш омаду нолаи говдум,
Дами нои рӯину[1] рӯинахум.

В-аз он рӯй лашкар ба кирдори кӯҳ
Бирафтанд ҷӯшон гурӯҳогурӯҳ.

Сипоҳе ба кирдори дарёи об
Ба қалб-андарун Ҷаҳну Афросиёб.

Чу ҳарду сипоҳ андаромад зи ҷой,
Ту гуфтӣ, ки дорад дару дашт пой.

Сияҳ шуд зи гарди сипоҳ офтоб
Зи пайкони алмосу парри уқоб.

Зи бас нолаи бӯқу бонги сипоҳ,
Зи гурзи ялон[2]*[3] андар он размгоҳ

Ҳаме об гашт оҳану кӯҳу санг,
Ба дарё наҳангу ба ҳомун паланг.

Замин пур зи ҷӯшу ҳаво пурхурӯш,
Ҳизабри жиёнро бидаррид гӯш.

Ҷаҳон сар ба сар гуфтӣ Оҳарман аст,
Ба доман-бар аз остин*[4] душман аст.

Ба ҳар ҷой буд тӯда чун кӯҳ-кӯҳ
Зи гурдони Эрону Турон гурӯҳ.

1. И- Ҳама нои сарғину.
2. ИЛ- гарди сипоҳ.
3. М- бонги саворон.
4. М- Дигар осмон бар замин.

Ҳама рег хуну сару дасту пой,
Заминро ҳаме дил баромад зи ҷой.

Ҳама буму бар зери наъл-андарун,
Чу карбоси оҳордода ба хун.

В-аз он пас далерони Афросиёб
Бирафтанд бар сони киштӣ бар об.

Ба сандуқи пилон ниҳоданд рӯй,
Куҷо новакандоз буд андар ӯй.

Ҳисоре буд аз пеши қалби сипоҳ,
Бароварда аз пилу барбаста роҳ.

Зи сандуқи пилон биборид тир,
Баромад хурӯшидани доругир.

Бирафтанд пилону найзаварон,
Ҳам аз қалби лашкар сипоҳи гарон.

Нигаҳ кард Афросиёб аз ду мил
Бар он лашкари гашну сандуқи пил.

Ҳама жандапилону лашкар биронд,
Ҷаҳон тира шуд, рӯшноӣ намонд.

Хурӯшид, к-«Эй номдорони ҷанг,
Чӣ доред бар хештан ҷой танг?

Ҳама монда бар пеши сандуқи пил,
Сипоҳ аст пайкор то чанд мил.

Зи қалбу зи сандуқ бартар кашед,
Сӯи маймана майсара баркашед.

Бифармуд, то Ҷаҳни размозмой
Шавад*[1] бо бузургони лашкар зи ҷой.

1. М-равад.

Барад даҳ ҳазор озмуда савор
Ҳама найзадор аз дари корзор.

Сӯи майсара шери ҷангинабард
Бишуд тез бо номдорони мард.

Чу Кайхусрав он разми туркон бидид,
Ки хуршед гашт аз ҷаҳон нопадид.

Сӯи номдорони худ кард рӯй,
Ки буданд гурдони пархошҷӯй.

Бифармуд, то бар сари[1] майсара
Битобанд чун офтоб аз бара.

Бирафтанд бо номвар даҳ ҳазор
Зиреҳдор бо гурзаи говсор.*[2]

Ба Шаммоҳи Сурӣ бифармуд шоҳ,
Ки аз номдорони эронсипоҳ

Гузин кун зи ҷанговарон даҳ ҳазор,
Ҷавонони гурд аз дари корзор.*[3]

Миёни ду саф теғҳо баркашед,
Абар кӯҳаи зин*[4] сар андаркашед.

Ду лашкар бар он сон баровехтанд,
Чунон шуд, ки гӯӣ баромехтанд.

Чакочок бархост аз ҳар ду рӯй,
Зи пархош хун андаромад ба ҷӯй.

Ба як сӯ кашиданд сандуқу пил,
Ҷаҳон шуд ба кирдори дарёи Нил.

1. Л- сӯи.
2. - Ҳама размҷӯёни найзагузор.
3. М-Зиреҳдору бо гурзаи говсор.
4. М- Мабинед касро.

Чу бархост гард аз чапу дасти рост,
Ҷаҳондор хафтони ҷангӣ бихост.

Биҷунбид бо Рустам аз қалбгоҳ
Хурӯшону ҷӯшону лашкарпаноҳ.

Баромад хурӯшидани бӯқу кӯс
Ба як даст Хусрав, сипаҳдор Тус.

Биёрост*[1] бо коваёнӣ дурафш
Ҳама паҳлавонони зарринакафш.

Ба дарди дил аз ҷой бархостанд,
Чапи шоҳи Эрон биёростанд.

Сӯи росташ Рустами ҷангҷӯй,
Завора бародар-ш бинҳод рӯй.

Ҷаҳондида Гударзи Кашводагон,
Бузургони бисёру озодагон.

Бибуданд бар дасти Рустам ба пой,
Зараспу Манӯшони фархундарой.

Баромад зи овардгаҳ гирудор,
Набинад бар он гуна кас корзор.

Ҳама рег пурхаставу кушта буд,
Касонро*[2] кучо рӯз баргашта буд.

Зи бас кушта бар дашти овардгоҳ,
Паеро надиданд бар хок роҳ.

Биёбон ба кирдори Ҷайҳун зи хун
Яке бесару дигаре сарнагун.

Хурӯши саворону аспон зи дашт
Зи бонги табира ҳаме даргузашт.

1. М- Бирафтанд.
2. М- Касеро.

Дили кӯҳ гуфтӣ бидаррад ҳаме,
Замин бо саворон бипаррад ҳаме.

Сари бетанону тани бесарон,
Ҷарангидани[1] гурзҳои гарон.

Зи рахшидани ханҷару теғи тез
Ҳаме ҷуст хуршед роҳи гурез.

Ту гуфтӣ, ки абре баромад сиёҳ,
Биборид хун андар он размгоҳ.

Чу Фартус*[2] бар майсара шуд табоҳ
Ба дасти Фарибурзи Ковусшоҳ.

Ба дасти Манучеҳр бар маймана
Каҳило, ки сад пил буд яктана.

Яке боду абре дар он нимрӯз
Баромад, рухи ҳури гетифурӯз

Бипӯшиду рӯи замин тира гашт,
Ҳамон дида аз тирагӣ хира гашт.

Бад-он гаҳ ки шуд ҳур сӯи нишеб,
Дили шоҳи туркон биҷаст аз ниҳеб.

Зи ҷӯши саворони ҳар кишваре,
Зи ҳар марзу ҳар буму ҳар меҳтаре

Дигаргуна ҷавшан, дигаргун дурафш,
Ҷаҳоне шуда сурху зарду бунафш.

Нигаҳ кард Гарсеваз аз пушти шоҳ,
Ба ҷанг андаровард яксар сипоҳ.

Сипоҳе фиристод бар маймана,
Гаронмояву якдилу яктана.

1. ИЛ- чарангидани.
2. М –Харанҷос.

Сӯи майсара ҳамчунин лашкаре,*[1]
Пароканда ба ҳар сӯе меҳтаре.*[2]

Саворони шамшерзан чил ҳазор,
Гузида бузургони ханҷаргузор.

Чу Гарсеваз аз пушти лашкар бирафт,
Ба пеши бародар хиромид тафт.

Бародар чу рӯи бародар бидид,
Ба нерӯ шуду лашкар андаркашид.

Баромад зи лашкар деҳу дору гир,
Бипӯшид рӯи ҳаво парри[3] тир.

Чу хуршедро пушт торик шуд,
Ба дидори шаб рӯз наздик шуд.

Фиребанда Гарсевази бадниҳон
Биёмад ба пеши бародар навон,

Ки «Акнун зи гурдон кӣ ҷӯяд набард?
Замин пур зи хуну ҳаво пур зи гард.

Сипаҳ бозкаш чун шаб омад, бикӯш,
Ки акнун барояд зи туркон хурӯш.

Ту дар ҷанг бошӣ, сипаҳ дар гурез,
Макун бо тани хеш чандин ситез.

Дили шоҳи туркон пур аз хашму ҷӯш,
Зи тундӣ набудаш ба гуфтор гӯш.

Барангехт асп аз миёни сипоҳ,
Биёмад дамон то ба овардгоҳ[4].

1. М- лашкаре ҳамчунин.
2. М- Пароканда бар ҳар сӯе баҳри кин.
3. Л-пар зи; И- ҳаворо ба.
4. Л-Ба ҷанг андарун кинахоҳ.

Аз эрониён чанд номӣ бикушт,
Чу Хусрав бидид, андар омад ба пушт.

Ду шоҳу ду кишвар чунон кинадор[1],
Бирафтанд бо хормоя савор[2].

Надиданд Гарсевазу Ҷаҳн рӯй,
Ки ӯ пеши Хусрав шавад кинаҷӯй.

Инонаш гирифтанду бартофтанд,
Бад-он*[3] реги Омуй биштофтанд.

Чу ӯ бозгашт, Устуқило чу гард
Биёмад, ки бо шоҳ ҷӯяд набард.

Дамон шоҳ Ило чу ҷангипаланг,
Дигар Барзуило сарафрози ҷанг,

Ки он ҳар се тан кӯҳи хоро буданд,
Ҷафопешаву бемудоро буданд.

Чу он дид, шоҳ аз миёни гурӯҳ
Барангехт асп, андаромад чу кӯҳ.

Бизад найза бар Устуқилои гурд,
Зи зин баргирифташ, заминро супурд.[4]

Дамон шоҳ Ило ба пеши сипоҳ
Яке найза зад бар камарбанди шоҳ.

Набуд коргар найза бар ҷавшанаш,
На тарс омад андар дили равшанаш.

Чу Хусрав дилу зӯри ӯро бидид,
Сабук теғи тез аз миён баркашид,

1. И-кинахоҳ.
2. И-сипоҳ.
3. М-сӯи.
4. Л-б. 817-819 нест.

Бизад бар синонаш,[1] ба ду ним гашт,[2]
Дили Барзуило пур аз бим гашт[3].

Сабук Барзуило чу он захми шоҳ
Бидид он дилу зӯру он дастгоҳ.

Ба торикӣ-андар гурезон бирафт,
Ҳаме пӯст бар тан-ш гуфтӣ бикафт.

Сипаҳ чун бididанд он дастбурд,
Бар овардгаҳ-бар намонд эч гурд.

Бар Афросиёб ин сухан марг буд,
Куҷо кори носозу бебарг буд.[4]*[5]

Зи Турон саворон чу огаҳ шуданд,
Зи ҳамла ҳама дасткӯтаҳ шуданд.

Чу овардгаҳ хор бугзоштанд,
Бифармуд, то бонг бардоштанд,

Ки ин шермардӣ зи ранги шаб аст,
Маро бозгаштан зи ҷанги шаб аст.

Гар эдун, ки имрӯз якбора бод,
Туро ҷусту шодӣ туро дар кушод.[6]

Чу равшан шавад, рӯзи моро бубин,
Дурафши дилафрӯзи моро бубин.

Ҳама рӯи саҳро[7] чу дарё кунем,
Зи хуршеди тобон сурайё кунем.

Ду шоҳи ду лашкар чунон размсоз
Ба лашкаргаҳи хеш рафтанд боз.

1. ИЛ-миёнаш.
2. ИЛМ- кард.
3. ЛМ –кард.
4. Л-б. 827 нест; И-Куҷо пушти ҷавшан бад-эшон намуд.
5. М-Ки боист пушташ ба Хусрав намуд.
6. Л-дар андар кушод.
7. ИЛМ – Эрон.

## ҲАЗИМАТ КАРДАНИ АФРОСИЁБ

Чу ниме зи тирашаб андар гузашт,
Сипеҳр аз бари гӯи гардон[1] бигашт.

Сипаҳдори Турон буна барниҳод,
Сипаҳро ҳама таргу ҷавшан бидод.

Талоя бифармуд, то даҳ ҳазор
Бувад турки баргустувонвар савор.

Чунин гуфт бо лашкар Афросиёб,
Ки чун ман гузар ёбам аз рӯи об,

Дамодам шумо аз пасам бугзаред*[2]
Ба Ҷайҳуну рӯзу шабон нашмаред.*[3]

Шаби тира бо лашкар Афросиёб
Гузар кард аз Омӯю бугзошт об.[4]

Ҳама рӯи кишвар ба бероҳу роҳ
Саропардаву хайма буд бесипоҳ.

Сапеда чу аз кӯҳсар бардамид,
Талоя сипаҳро ба ҳомун надид,

Биёмад ба мужда бари шаҳрёр,
Ки пардахта шуд шоҳ аз ин корзор[5].

Ҳама хайма бинему[6] пардасарой,
Зи душман саворе намонда[7]*[8] ба ҷой.

1. Л-кӯҳ лахте.
2. М-паси якдигар.
3. М-Зи Ҷайҳун ҳаме кард бояд гузар.
4. И-б. 840 нест.
5. И-б. 843 нест.
6. ИМ дашт хайма.
7. И-набинам.
8. М-набинӣ.

Чу бишнид Хусрав, дамон[1] шуд ба хок,
Ситоишкунон пеши додори[2] пок.

Ҳаме гуфт, к-«Эй равшани кирдгор,
Ҷаҳондору додору парвардгор,

Ту додӣ маро фарру дайҳиму зӯр,
Ту кардӣ дилу ҷони[3] бадхоҳ кӯр.

Зи гетӣ ситамкорароро*[4] дур дор,
Зи бимаш ҳамасола ранҷур дор!»

Чу хуршеди заррин сипар баргирифт,
Шаб он шаъри пирӯза бар[5] сар гирифт.

Ҷаҳондор[6] биншаст бар тахти оҷ,
Ба сар барниҳод он дилафрӯз[7] тоҷ.

Ситоишкунон*[8] пеши ӯ шуд сипоҳ,
Ки ҷовид бод ин сазовор гоҳ!

Шуд ин лашкар аз хоста бениёз,
Ки аз лашкари шоҳи Чин монд боз.

Ҳаме гуфт ҳар кас, ки инат фусӯс,
Ки ӯ рафт бо лашкару бӯқу кӯс.

Шаби тира аз дасти озодагон
Бишуд номдоре чунин роягон.

Бад-эшон чунин гуфт бедоршоҳ,
Ки «Эй номдорони эронсипоҳ,

1. Л-равон.
2. Л-нёишкунон пеши яздони.
3. ИМ-чашми.
4. М-ситамкарда.
5. Л-чодари шаър дар.
6. И-Шаҳаншоҳ.
7. И-Шабафрӯз.
8. М-Ниёишкун он.

Чу душман бувад шоҳро, кушта беҳ,
Гар овора аз ҷанг баргашта беҳ.

Чу пирӯзгар додамон фарраҳӣ,
Бузургиву дайҳиму шоҳаншаҳӣ,

Зи гетӣ мар ӯро ситоиш кунед,
Шабу рӯз ӯро ниёиш кунед,

Ки онро, ки хоҳад кунад шӯрбахт,
Яке беҳунар барнишонад ба тахт.

Бар ин пурсишу ҷунбишу рой нест,
Ки бо доди ӯ бандаро пой нест.

Бибошем бад-ин размгаҳ панҷ рӯз,
Шашум рӯз ҳурмузди гетифурӯз,

Ба ҳафтум биронем з-эдар сипоҳ,
Ки ӯ кинфизоясту ман кинахоҳ.

Дар ин панҷ рӯз андар он размгоҳ
Ҳаме кушта ҷустанд аз эронсипоҳ,

Бишустанд эрониёнро зи гард,
Сазовори он куштагон дахма кард.

## ФАТҲНОМА НАВИШТАНИ КАЙХУСРАВ БА КОВУС

Бифармуд, то пеши ӯ шуд дабир,
Биёвард қиртосу мушку абир.

Навиштанд нома ба Ковушоҳ,
Чунон чун сазо буд, аз он размгоҳ.

Сари нома кард офарини Худой,
Ситоиш ҳам ӯро, ҳам ӯ*[1] раҳнамой.

1. М-Ки ӯяст бар неку бад.

Дигар гуфт: «Шоҳи[1] ҷаҳонбони ман
Падарвор ларзанда бар ҷони ман.

Бузургиш бо кӯҳ пайваста бод
Дили бадсиголаш аз ӯ хаста бод!

Расидам зи Эрон ба реги Фараб,
Се ҷанги гарон карда шуд дар се шаб.

Шумори саворони Афросиёб
Набинад хирадманд ҳаргиз ба хоб.

Бурида чу сесад сари номдор,
Фиристодам инак бари шаҳрёр.

Бародар буду хешу пайванди ӯ,
Гиромӣ бузургону фарзанди ӯ.

В-аз он номдорон баста дувист,
Ки сад шер бо ҷанги ҳар як якест.

Ҳама ҷанг*[2] бар дашти Хоразм буд,
Зи чарх офарин бар чунон разм буд.

Бирафт ӯву мо аз пас-андар дамон
Гузаштем, то бар кӣ гардад замон,

Ниҳоданд бар нома мӯҳре зи мушк,
Аз он пас гузар кард бар реги хушк.

Бад-ин размгаҳ офарин бод гуфт,
Ҳамасола бо ахтари нек ҷуфт.

## РАСИДАНИ АФРОСИЁБ БА ГАНГДИЖ

Чу аз разм баргашт Афросиёб,
Чу боди дамон тез бигзашт об.

1. Л-шоҳ он.
2. М-разм.

Сипаҳ дар сипоҳи Қарохон расид,
Ҳаме гуфт ҳар кас, ба ҷанг ончӣ дид.

Сипаҳдори туркон чӣ моя гирист,
Ҳар он кас, ки аз тухмаи ӯ бизист,

Зи баҳри гаронмоя фарзанди ӯй,
Бузургону хешону пайванди ӯй

Хурӯше баромад, ту гуфтӣ, ки абр
Ҳаме хун чаконад зи чашми ҳизабр.

Ҳаме будаш андар Бухоро диранг,
Ҳаме хост к-оянд шерон ба ҷанг.

Аз он пас аз он анҷуман он ки монд,
Бузургони бартарманиш пеш хонд.

Чу гаштанд пурмоягон анҷуман,
Зи лашкар ҳар он кас ки буд ройзан,

Забон баркушоданд бар шаҳрёр,
Ки бечора гаштанд аз он корзор,[1]

Ки аз лашкари мо бузургон ки буд,
Гузаштанду з-эшон дили мо шахуд.

Ҳамоно, ки аз сад намондаст бист,
Бар он рафтагон-бар бибояд гирист.

Кунун мо дил аз ганҷу фарзанди хеш
Гусистему чанде зи пайванди хеш.

Бар он рӯди Ҷайҳун яке размгоҳ
Бикардем з-он сон, ки фармуд шоҳ.

Зи бедонишӣ ончӣ омад ба рӯй,
Ту донӣ, ки шоҳиву мо чораҷӯй.

1. И-б. 887 нест.

Гар эдун, ки равшан шавад рои шоҳ,
Аз эдар ба Чоч андарорад сипоҳ[1].

Чу шоҳ андар ин кор фармон барад,
Зи Гулзарриюн низ ҳам бугзарад.

Бибошад ба ором ба Б-ҳиштганг,
Ки ҳам ҷои чанг асту ҷои диранг.

Бар ин барниҳоданд яксар сухун,
Касе рои дигар наяфканд бун.

Бирафтанд яксар ба Гулзарриюн,
Ҳама дида пуробу дил[2] пур зи хун.

Ба Гулзарриюн шоҳи туркон се рӯз
Бибуду баросуд[3] бо озу юз.

Бирафтанд аз он сӯй ба Б-ҳиштганг,
Ба ҷое набудаш фаровон диранг.

Яке ганг будаш ба сони биҳишт,
Гилаш мушки соро буду зар-ш[4] хишт.

Бад-он ҷойгаҳ шоду хандон бихуфт,
Ту гуфтӣ, ки бо эминӣ буд ҷуфт.

Сипаҳ хонд аз ҳар сӯе бекарон
Бузургону гарданкашу меҳтарон.

Маю гулшану бонги чангу рубоб,
Гулу маҷлису*[5] ратлу Афросиёб.

Ҳаме хӯрд май рӯзу шаб бо меҳон
Ба ҳар сӯ фиристод корогаҳон.[6]

---

1. ТПЗИ – Чу Кайхусрав ояд ба кинхостан,
Бибояд туро лашкар оростан.
2. ЛМ – рух.
3. И-биёсуд.
4. Л-мушксор омаду зарр.
5. М-сунбулу.
6. Л-б. 904 нест.

Ҳаме буд, то бар чӣ гардад замон,
Бад-ин ошкоро чӣ дорад ниҳон.*[1]

## ГУЗАШТАНИ КАЙХУСРАВ БА ҶАЙҲУН

Чу Кайхусрав омад бад-он рӯи об,
Аз ӯ дур шуд хӯрду орому хоб.

Сипаҳ чун гузар кард аз он сӯи рӯд,
Фиристод аз он пас ба ҳар кас дуруд,

К-аз ин омадан кас мадоред бок
Бихоҳед моро зи Яздони пок.

Гаронмоя ганҷе ба дарвеш дод,
Касеро к-аз ӯ шод буд, беш дод.

В-аз он ҷо биёмад сӯи марзи Суғд,
Яке навҷаҳон дид ороми ҷуғд.[2]

Бубахшид ганҷе бар он шаҳр низ
Ҳаме хост, к-обод гардад ба чиз.

Ба ҳар манзиле зинҳорисавор
Ҳаме омадандӣ бари*[3] шаҳрёр.

В-аз он пас чу огоҳӣ омад ба шоҳ
Зи кирдори*[4] Афросиёбу сипоҳ,

Ки омад ба наздики ӯ Кокула,
Або лашкаре чун ҳизабри яла,

1. М- Пас аз б. 905 ин б. омада:

   Зи ҳар сӯй корогаҳе аз нуҳуфт,
   Ки оянда омад, якояк бигуфт,
   Ки Хусрав сипаҳро ба Ҷайҳун кашид,
   Баромад зи Ҷайҳун, ба ҳомун расид,
   Нигар, то чӣ бояд, сабук он бисоз,
   Ки ногоҳ лашкар барояд фароз.

2. Л-б. 910 нест.
2. ИЛ- ҷаҳондор.
3. М-сӯи.
4. М- Гангу зи.

Ки аз тухми Тур аст пуркину дард,
Биҷӯяд ҳама рӯзгори набард.

Фиристод баҳре зи гурдон ба Чоҷ
Ки ҷӯяд ҳаме тахти Эрону тоҷ.

Сипоҳе ба сӯи биёбон бузург
Фиристоду солори эшон Тувург.

Пазируфт аз он ҳар яке ҷанги шоҳ,
Ки бар номдорон бубанданд роҳ.

Сипаҳдор Кайхусрав он хор дошт,
Хирадро бар андеша солор дошт.

Сипоҳе ки аз Бардаву Ардабил
Биёмад, бифармуд, то хел- хел

Биёянду бар пеши ӯ бугзаранд,
Раду мӯбаду марзбон бишмаранд.

Бирафтанд солорашон Густаҳам,
Ки дар ҷанги шерон набудӣ дижам.

Дигар[1] гуфт, то лашкари Нимрӯз
Бирафтанд бо Рустами невсӯз.

Бифармуд, то бар ҳаюнони маст
Нишинанду гиранд аспон ба даст.

Бар он вожгуна ду лашкар дамон
Шабехун бароранд аз ногаҳон.

Бирафтанд ин ҳарду зебои тоҷ,
Яке дар биёбон, дигар сӯи Чоҷ[2].

Ба Суғд-андарун буд як моҳ шоҳ,
Ҳама Суғд шуд шоҳро некхоҳ.[3]

1. ИМ – Ҳаме.
2. Л-925, 926 нест.
3. И-б. 924-927 нест.

Сипаҳро дирам доду осуда кард,
Ҳаме ҷуст ҳангоми нангу набард.

Ҳар он кас, ки буд аз дари корзор,
Ки донист найрангу банди ҳисор,

Биёварду бо хештан ёр кард,
Сари бадкуниш пур зи тимор кард,

В-аз он ҷойгаҳ гардан афрохта,
Камар баставу ҷангро сохта.

Зи Суғду Кашонӣ сипаҳ баргирифт,
Ҷаҳоне бад-ӯ монда андар шигифт.

Хабар шуд ба туркон, ки омад сипоҳ
Ҷаҳонҷӯй Кайхусрави кинахоҳ.

Ҳама сӯи дижҳо ниҳоданд рӯй,
Ҷаҳон шуд пур аз ҷунбишу гуфтугӯй.

Ба лашкар чунин гуфт пас шаҳрёр,
Ки «Имрӯз чун шуд дигаргуна кор,*[1]

Зи туркон ҳар он кас, ки фармон кунанд,
Дил аз ҷангҷустан пушаймон кунанд.

Масозед ҷангу марезед хун,
Мабошед касро ба бад раҳнамун.

В-агар ҷанг ҷӯяд касе бо сипоҳ,
Дили кинадораш наёяд ба роҳ.

Шуморо ҳалол аст хун рехтан,
Ба ҳар ҷой тороҷу овехтан.

1. М- Ки акнун дигаргуна шуд корзор.

Хурӯше баромад зи эронсипоҳ,*[1]
Ниҳоданд гардан ба фармони шоҳ.[2]

Далерон ба дижҳо ниҳоданд рӯй,
Ба ҳар диж, ки будӣ яке номҷӯй.[3]

Шудӣ бораи диж[4] ҳамон гоҳ паст,
Намондӣ дижу низ ҷои[5] нишаст.

Ғулому парастандаву чорпой
Намондӣ баду нек чизе ба ҷой.

Бар ин гуна фарсанг сад баргузашт,
На диж монд ободу, на кӯҳу на дашт.

Чу овард лашкар ба Гулзарриюн,
Ба ҳар сӯ бигардид бо роҳнамун.

Ҷаҳон дид бар сони боғи баҳор,
Дару дашту кӯҳу замин пурнигор.

Ҳама кӯҳ нахчиру ҳомун дарахт,
Ҷаҳон аз дари мардумӣ некбахт.

Талоя фиристоду корогоҳон
Бад-он, то бидонанд кори ниҳон.

---

1. М- пеши сипоҳ.
2. И-939, 940 нест;
ТПЗМ – Бар ӯ- дар хуришҳо мадоред танг,
Мадоред кину масозед ҷанг.
Ба Туронзамин барниҳоданд рӯй,
Ҷаҳон шуд пур аз ғулғулу гуфтугӯй.
Ҳар он кас, ки фармон ба ҷой оварид,
Сипоҳи шаҳаншаҳ бад-ӯ нангарид.
Зи туркон кас аз бими Афросиёб
Лаби ташна нагзоштандӣ бар об.
В-агар боз мондӣ, касе з-ин сипоҳ,
Тани бесараш ёфтандӣ ба роҳ.
3. Л- ҷангҷӯй.
4. И-ӯ.
5. Дар ӯ ҷойгоҳи.

Саропардаи шаҳрёри ҷавон
Кашиданд дар пеши оби равон.

Ҷаҳондор бар тахти заррин нишаст,
Худу номдорони хусравпараст,

Шабе кард ҷашне, ки то рӯзи пок
Ҳаме мурда бархост аз тирахок.

В-аз он сӯ ба Ганг-андар Афросиёб
Ба рахшанда рӯзу ба ҳангоми хоб

Ҳаме гуфт бо ҳар кӣ буд кордон
Бузургони бедору бисёрдон,

Ки «Акнун, ки душман ба болин расид,
Ба ганг-андарун чун тавон орамид?»

Ҳама баркушоданд гӯё забон,
Ки «Акнун, ки наздик шуд бадгумон,

Ҷуз аз ҷанг дигар набинем роҳ*[1],
Забунӣ на хуб асту чандин сипоҳ».*[2]

Бигуфтанд в-аз пеш бархостанд,
Ҳама шаб ҳаме лашкар оростанд.

## РАЗМ КАРДАНИ КАЙХУСРАВ БОРИ ДИГАР БО АФРОСИЁБ

Сапедадамон гоҳи бонги хурӯс
Зи даргоҳ бархост овози[3] кӯс.

Сипоҳе биёмад ба ҳомун зи ганг,
Ки бар мӯру бар пашша шуд роҳ танг.

Чу омад ба наздики Гулзарриюн,
Замин шуд ба сони куҳи Бесутун.

1. М-мо.
2. М-мо.
3. ИЛ- овон.

Ҳаме лашкар омад се рӯзу се шаб,
Ҷаҳон шуд пурошӯбу[1] ҷангу ҷалаб.[2]

Кашиданд бар ҳафт фарсанг нах,
Фузун гашт мардум зи мӯру малах.

Чаҳорум сипаҳ баркашиданд саф,
Зи дарё баромад ба хуршед таф.

Сӯи маймана Ҷаҳни Афросиёб,
Куҷо найза бугзоштӣ з-офтоб.

Ба қалб-андар Афросиёбу радон,
Саворони гарданкашу бихрадон.

Сӯи майсара шери ҷангӣ Кабурд,
Або кордида саворони гурд.

Паси пушт Гарсевази кинахоҳ,
Ки дорад сипаҳро зи душман нигоҳ.

В-аз ин рӯй Кайхусрав аз қалбгоҳ
Ҳаме дошт чун кӯҳ пушти сипоҳ.

Чу Гударзу чун Туси Нӯзарнажод,
Манӯшону Хузони фаррухниҳод.

Чу Гургини Мелоду Густаҳми шер,
Ҳаҷиру чу Шедӯши гурди далер.

Фарибурзи Ковус бар маймана,
Сипоҳе ҳама якдилу яктана.

Манучеҳр бар майсара ҷой дошт,
Ки бо ҷанги мардон*[3] ҳаме пой дошт.

Ба пушти сипаҳ Геви Гударз буд,
Ки пушту нигаҳбони ҳар марз буд.

1. И-аз шӯру.
2. Л-салаб; И-шағаб.
3. М- дар ҷангӣ-ҷанги.

Замин кӯҳи оҳан шуд аз мехи наъл*[1]
Ҳама дашт дарё шуду наъл лаъл.

Ба сар бар зи[2] гарди сипаҳ абр баст,
Табира дили санги[3] хоро бихаст.[4]

Замин гашт ҷунбон чу абри сиёҳ,
Ту гуфтӣ ҳаме барнатобад сипоҳ.

Ҳаво гашт чун чодари обнӯс,
Ситора ғамӣ гашт з-овози кӯс.

Ҳама дашт мағзу сару дасту рой,
Ҳамоно набуд бар замин низ ҷой.

Ҳама наъли аспон сари кушта хаст,
Ҳама дашт бе тан сару пову даст.

Хирадманд мардум ба як сӯ шуданд,
Ду лашкар бар ин ҳарду хасту шуданд,

Ки гар як замон низ лашкар чунин
Бимонад бар ин дашт бо дарду кин,

Намонад яке з-ин саворон ба ҷой,
Ҳамоно сипеҳр андарояд зи пой.

Зи бас чок-чоки табарзину хӯд
Равонҳо ҳаме дод танро дуруд.

Чу Кайхусрав он печиши ҷанг дид,
Ҷаҳон бар дили хештан танг дид.

Биёмад ба як сӯ зи пушти сипоҳ,
Ба пеши ҷаҳондор шуд додхоҳ,

---

1. М- Ҳама оби дарё пур аз хун шуд.
2. И- пасу пеш.
3. И- кӯҳи.
4. И- шикаст.

Ки эй бартар аз дониши порсо[1].
Ҷаҳондор[2] бар подшо подшо.

Агар нестам ман ситамёфта,
Чу оҳан ба бӯта-дарун тофта,

Нахоҳам, ки пирӯз бошам ба ҷанг,
На бар додгар-бар кунам кор танг.

Бигуфт ину бар хок молид рӯй,
Ҷаҳон пур шуд аз нолаи зори ӯй.

Ҳамон гаҳ баромад яке бод сахт,
Ки бишкаст шодоб шохи дарахт.

Ҳаме хок бардошт аз размгоҳ,
Бизад бар руху чашми туронсипоҳ.[3]

Касе к-ӯ сар аз ҷанг бартофтӣ,
Чу Афросиёб огаҳӣ ёфтӣ,

Ба ханҷар буридӣ сарашро зи тан,
Ҷуз аз хоку регаш набудӣ кафан.

Чунин то сипеҳру замин тор шуд,
Фаровон зи туркон гирифтор шуд.

Биёмад*[4] шабу чодари мушкранг
Бипӯшид, то кас наёяд ба ҷанг.

Сипаҳ бозхонданд шоҳон зи дашт,
Чу рӯи замин з-осмон тира гашт.

Ҳама домани кӯҳ то пеши рӯд
Сипаҳ буд бо ҷавшану диръу хӯд.

1. И- донишу кимиё.
2. Л- ҷаҳондору.
3. ТПЗ – Ба гурдони Турон баромад шикаст,
Яке хаста гашта, дигар баста даст.
4. М- Баромад.

Барафрӯхтанд оташ аз ҳар сӯе,
Талоя баромад зи ҳар паҳлӯе.

Ҳаме ҷангро сохт Афросиёб,
Ҳаме буд то чашмаи офтоб

Барояд, рухи кӯҳ рахшон кунад,
Замин чун нигини Бадахшон кунад.

Сарони саворон ба ҷанг оварад,
Бар он дашт-бар ному нанг оварад.[1]

Ҷаҳонофаринро дигар буд рой,
Ба ҳар кор бо рои ӯ нест пой.

## ПАНОҲ ГИРИФТАНИ АФРОСИЁБ ДАР ГАНГБИҲИШТ

Шаби тира чун рӯи зангӣ сиёҳ
Кас омад зи Густаҳми Нӯзар ба шоҳ,

Ки «Шоҳи ҷаҳон ҷовидон зинда бод!
Ки мо бозгаштем пирӯзу шод.

Бад-он номдорони Афросиёб
Расидем ногаҳ ба ҳангоми хоб.

Аз эшон саворе талоя набуд,
Касеро зи андеша моя набуд.

Чу бедор гаштанд аз эшон сарон,
Кашиданд*[2] шамшеру гурзи гарон.

Чу шаб рӯз шуд, ҷуз Қарохон намонд,
Зи мардони эшон фаровон намонд.

Ҳама дашт аз эшон тани бесар аст,
Замин бистару хокашон чодар аст».

---

1. ИЛМ –б. 1001 нест.
2. М- кашидем.

Ба мужда зи Рустам ҳам андар замон
Ҳаюне биёмад сапедадамон,

Ки мо дар биёбон хабар ёфтем,
Бад-он огаҳӣ тез биштофтем.

Шабу рӯз Рустам яке доштӣ,
Ба тундӣ ҳаме роҳ бугзоштӣ.

Ҳам он ҷо*[1] расидем ҳангоми рӯз,
Чу барзад сар аз чарх гетифурӯз,

Таҳамтан камонро ба зеҳ барниҳод,
Чу наздик шуд, тарг бар сар ниҳод.

Нахустин, ки бар килк бинҳод шаст,[2]
Биёбон зи пайкори туркон бираст.

Ба Туронзамин шуд кунун кинахоҳ,
Ҳамоно ки огоҳӣ ояд ба шоҳ.

Ба шодӣ зи лашкар баромад хурӯш,
Сипаҳдори туркон ҳаме дошт гӯш.

Ҳар он кас, ки буданд хусравпараст,
Зи туркон бифармуд, то барнишаст[3].

Саворе биёмад ҳам андар шитоб
Хурӯшон ба наздики Афросиёб,

Ки «Аз лашкари мо Қарохон биҷаст,
Расидаст наздик бо мард шаст.

Сипоҳе ба Турон ниҳоданд рӯй,
К- аз эшон шавад нопадид оби ҷӯй».

1. М- Бад-эшон.
2. ИЛ-даст.
3. И-1018 нест.

Чунин гуфт бо ройзан шаҳрёр,
Ки «Пайкор сахт андаромад ба кор,*[1]

Чу Рустам бигирад сари гоҳи мо
Ба як борагӣ гум шавад роҳи мо.

Кунун ӯ гумонад, ки мо нашнавем,
Куҷо дар ғаму ранҷи*[2] Кайхусравем.

1025 Чу оташ бар эшон шабехун кунем,
Зи хун рӯи ҳомун чу Ҷайҳун кунем.[3]

Саросар ҳама лашкар ин дид рой,
Ҳам он марди фарзонаи раҳнамой.

Буна ҳар чи будаш, ҳамон ҷо[4] бимонд,
Чу оташ аз он дашт лашкар биронд.

Ҳам он гаҳ талоя биёмад зи дашт,
Ки аз гарди лашкар ҳаво тира гашт.

Зи туркон ҷаҳон пок дидаш ҳама,
Хабар шуд ба наздики шоҳи рама.

1030 Ҳама дашт хиргоҳу хайма-сту бас,
В-аз эшон ба хайма- дарун нест кас.[5]

Бидонист Хусрав, ки солори Чин
Чаро рафт бегоҳ аз дашти кин.

Зи Густаҳму Рустам хабар ёфтаст,
Бад-ин огаҳӣ тез биштофтаст.

Наванде барафканд ҳам дар замон,
Фиристод наздики Рустам дамон,

---

1. М- ин бор бахти бад омад.
2. М – Чунин к-аз дари ҷангӣ.
3. ТПЗИМ – Чу Кайхусрав ояд зи лашкар ду баҳр,
Набинад магар бому девори шаҳр.
4. И- фаровон.
5. И-б. 1029-1030 нест.

Ки Баргашт аз ин гуна Афросиёб,
Ҳамоно ба ҷанги ту дорад шитоб.

Сипаҳро биёрою ожир бош,
Шабу рӯз бо таркашу тир бош.

Наванде ҷаҳондор шоиста буд,
Бад-он роҳи бероҳ боиста буд.[1]

Ҳаме рафт, чун пеши Рустам расид,
Гави шердилро миёнбаста дид.

Сипаҳ гурзҳо барниҳода ба дӯш,
Якояк ниҳоданд б-овоз гӯш.

Ба Рустам бигуфт, ончӣ пайғом буд,
Ки фарҷоми пайғомаш ором буд.

В-аз ин рӯй Кайхусрави кинаҷӯй
Нишаста ба ором бегуфтугӯй.

Ҳама бахш кард, ончӣ буд бар сипоҳ,
Саропардаву хайма, тахту кулоҳ.

Аз эрониён куштагонро биҷуст,
Кафан кард в-аз хуну гилшон бишуст.

Ба расми меҳон куштаро дахма кард,
Чу бардошт аз хоку хуни набард.

Буна барниҳоду сипаҳ барнишонд,
Дамон аз паси шоҳи туркон биронд.

Чу наздики шаҳр омад Афросиёб,
Бад-он буд, ки Рустам бувад серхоб.

Кунун ман шабехун кунам бар сараш,
Барорем гард аз дили лашкараш.

1. И-б. 1036 нест.

Ба торикӣ-андар талоя бидид,
Ба дашт-андар овози аспон шунид.

Фурӯ монд аз кори Рустам шигифт,
Ҳаме ронду андеша андаргирифт.

Ҳама кӯфта лашкару рехта,
Ба ширинравон-андар овехта.

Ба пеш-андарун Рустами тезчанг,
Паси пушт шоҳу саворони ҷанг.

Касеро, ки наздик буд пеш хонд
В-аз андешаи дил фаровон биронд.

Бипурсид, к-«Инро чӣ бинед рӯй»,
Чунин гуфт бо номвар номҷӯй,[1]

Ки «Ба Бҳиштганг он ҳама ганҷи шоҳ
Чӣ боист акнун чунин*[2] ранҷи роҳ.

Замин ҳашт фарсанг болои ӯй,
Ҳамоно ки чор аст паҳнои ӯй.

Зану кӯдаку марду чандин сипоҳ,
Туро ганҷу[3] бадхоҳро ранҷи роҳ.[4]*[5]

Бар он бораи диж напаррад уқоб,
Набинад касе он баландӣ ба хоб.

Хуриш ҳасту айвону ганҷу кулоҳ,
Бузургию фармону тахту сипоҳ.*[6]

Ҳамон бум, к-ӯро Биҳишт аст ном,
Ҳама ҷои шодиву орому ком.

1. ИЛ- чораҷӯй.
2. М- ҳама.
3. Л- ранҷу.
4. Л-тоҷу гоҳ.
5. М- Бузургиву дармону тахту кулоҳ.
6. М- Туро ганҷу бадхоҳро ранҷи роҳ.

Ба ҳар гӯшае чашмаву обгир,
Ба болову паҳнои партоби тир.

1060 Ҳаме мӯбад оварад аз Ҳинду Рум,
Биҳиште баровварда з-обод бум.

Ҳамоно ки з-он*[1] бора фарсанг бист,
Ҷаҳонбин бубинад,-*[2] ки бар дашт кист:

Туро з-ин ҷаҳон баҳра ҷанг асту бас,
Ба фарҷом гетӣ намонад ба кас.

Чу бишнид гуфторҳо шаҳрёр,
Хуш омад-шу эмин шуд аз рӯзгор.[3]

Биёмад дили шод ба Бҳиштганг
Або олату лашкару сози ҷанг.

1065 Ҳаме гашт бар гирди он шорсон,
Ба дасте надид андар он хорсон.

Яке кох будаш сар андар ҳаво,
Баровардаи шоҳи фармонраво.

Ба айвон фуруд омаду бор дод,
Сипаҳро дирам доду динор дод.

Фиристод бар ҳар даре лашкаре,
Нигаҳбони ҳар кишваре меҳтаре.

Ба ҳар ҷой бар бора шуд дидбон,
Нигаҳбон ба рӯзу ба шаб посбон.

1070 Раду мӯбадаш буд бар дасти рост,
Нависандаи номаро пеш хост.

1. М- Ҳамон низ ор.
2. М- Бубинанд осон.
3. ИЛ- корзор.

## НОМАИ АФРОСИЁБ НАЗДИКИ ФАҒФУРИ ЧИН

Яке номае сӯи фағфури Чин
Навиштанд бо сад ҳазор офарин.

Чунин гуфт, к-аз гардиши рӯзгор
Наёмад маро баҳра ҷуз корзор.

Бипарвардам ӯро ки боист кушт.
Кунун гашт аз ӯ рӯзгорам дурушт.

Чу фағфури Чин гар биёяд, равост,
Ки бар дӯстияш*[1] равонам гувост.

1075 В-агар худ наёяд, фиристад сипоҳ,
К-аз ин сӯ хиромад сӯи кинахоҳ.

Фиристода аз пеши Афросиёб
Ба Чин андаромад ба ҳангоми хоб.

Сарафроз фағфур бинвохташ,
Яке хуррамайвон бипардохташ.

В-аз он сӯ ба ганг-андар Афросиёб,
Баромад зи ором в-аз хӯрду хоб.

Ба девор аррода бар пой кард,
Ба бурҷ-андарун размро ҷой кард.

1080 Бифармуд, то сангҳои гарон
Кашиданд бар бора афсунгарон.

Басе кордонони румӣ бихонд,
Сипоҳе ба девори диж барнишонд.

Баровард бедордил ҷосалиқ,
Бар он бора арродаву манҷаниқ.

Камонҳои чарху сипарҳои карг,
Ҳама бурҷҳо пур зи хафтону тарг.

1. М – меҳри ӯ бар.

Гурӯҳе зи оҳангарон ранҷа кард,
Зи пӯлод бар ҳар сӯе панҷа кард.

Бубастанд бар найзаҳои дароз,
Ки ҳар кас, ки рафтӣ бари диж фароз,

Бад-он ҷанги тез андаровехтӣ,
В-агарна зи диж зуд бугрехтӣ.

Ба ҳар кор[1] бо ҳар касе дод кард,
Сипаҳро дирам доду обод кард.

Ҳамон хӯду шамшеру баргустувон,
Сипарҳои чиниву тиру камон,

Бубахшид бар лашкараш бешумор,
Бавижа бад-он, к-ӯ кунад корзор.

Чу осуда шуд з-он, ба шодӣ нишаст,
Худу номдорони хусравпараст.

Паричеҳра ҳар рӯз сад чангзан
Ба шодӣ ба даргаҳ шудӣ анҷуман.*[2]

Шабу рӯз чун маҷлис оростӣ,
Суруди лаби турку май хостӣ.

Ҳаме дод ҳар рӯз ганҷе ба бод
Бар имрӯзу фардо наёмад-ш ёд.

Агар буданӣ буд, дилро ба ғам
Сазад, гар надорӣ, набошӣ дижам,

Ду ҳафта бад-ин гуна шодон бизист,
Кӣ донад, ки фардо дилафрӯз кист.

1. ИЛ – шаҳр.
2. М- Шудандӣ ба даргоҳи шоҳ анҷуман.

## ОМАДАНИ КАЙХУСРАВ БА ПЕШИ ГАНГДИЖ

Севум ҳафта Кайхусрав омад ба ганг,
Шунид он ғави ною овои ҷанг.

Бихандиду баргашт гирди ҳисор,
Бимонд андар он гардиши рӯзгор.

Шигифт омадаш, к-ончунон ҷой дид,
Сипеҳри дилорой барпой дид.

Чунин гуфт «К-он, к-ӯ чунин бора кард,
На аз баҳри пайкор патёра кард.

Кӣ хуни сари шоҳи Эрон бирехт,
Зи мо дар чунин бора-андар гурехт.

Ба Рустам чунин гуфт, к-«Эй паҳлавон,
Сазад, гар бубинӣ ба равшанравон,

Ки бо мо ҷаҳондор Яздон чӣ кард
Зи хубиву[1] пирӯзӣ андар набард.

Бадеро кучо ном буд бар бадӣ
Ба тундиву кажживу нобихрадӣ.

Гурезон шудаст ӯ зи мо дар ҳисор,
Бад-ин сон баросуда аз рӯзгор.

Баде, к-ӯ бадони ҷаҳонро сар аст,
Ба пирӣ расида кунун бадтар аст.

Бад-ин гар бидорам зи Яздон сипос,
Набояд ки шаб хуфта монам се пос*[2],

К-аз ӯяст пирӯзиву дастгоҳ,
Ҳам ӯ офаринандаи ҳуру моҳ».

Зи як сӯи он шорсон кӯҳ буд,
Зи пайкори лашкар беандӯҳ буд.

1. Л-хубӣ ба.
2. М-бошам.

Ба рӯи дигар рӯду оби равон,
Ки равшан шудӣ мардро з-ӯ равон.

Кашиданд бар дашт пардасарой,
Ба ҳар сӯи диж паҳлавоне ба пой.*[1]

Замин ҳафт фарсанг лашкар гирифт,
Зи лашкар замин даст бар сар гирифт.

Саропарда зад Рустам аз дасти рост,
Зи шоҳи ҷаҳондор лашкар бихост.

Ба чап-бар Фарибурзи Ковусу Тус,*[2]
Дурафши дилафрӯз бо бӯқу кӯс*[3]

Бирафтанду бастанд пардасарой,
Севум пури Гударз бугзид ҷой.[4]

Шаб омад, зи ҳар сӯ баромад хурӯш,
Замин*[5] гашт яксар пур аз ҷангу ҷӯш.

Заминро ҳаме дил баромад зи ҷой
Зи бас нолаи кӯсу шайпуру ной.

Чу хуршед бардошт аз чарх занг,
Бидаррид пероҳани мишкранг.

Нишаст аз бари аспи шабранг шоҳ
Биёмад, бигардид гирди сипоҳ.

Чунин гуфт бо Рустами пилтан,
Ки «Эй номвар меҳтари анҷуман,

Чунин дорам уммед, к-Афросиёб
Набинад ҷаҳон низ ҳаргиз ба хоб.

1. М-сӯ дурафши каёнӣ.
2. М- ковус буд.
3. М –Дилафрӯз бо бӯқу бо кӯс буд.
4. Л-Набарди адӯро бикарданд рой.
5. М- ҷаҳон.

Агар кушта, гар зинда ояд ба даст,
Бубинад сари теғи яздонпарст.

Бар онам, ки ӯро зи ҳар сӯ сипоҳ
Биёяд, ки ҳасташ чунин дастгоҳ.

Битарсанду аз тарс ёрӣ диҳанд,
На аз кину аз комгорӣ диҳанд.

Бикӯшем, то пеш аз он, к-ӯ сипоҳ
Биронад, бар ӯ-бар бигирем роҳ.

Ҳамон бораи диж фуруд оварем,
Ҳама сангу хокаш ба рӯд оварем.

Сипаҳро кунун рӯзи сахтӣ гузашт,
Ҳамон рӯзи ранҷ-андар ором гашт.

Чу душман ба девор гирад паноҳ,
Зи пайкору кинаш натарсад сипоҳ.

Шикастадил аст ӯ бар ин шорсон,
К-аз ин пас шавад бегумон хорсон.

Чу гуфтори Ковус ёд оварем,
Равонро ҳама сӯи дод оварем».[1]

Чунин*[2] гуфт, к-ин кина бо шоҳу нард
Замона напӯшад ба зангору гард.

Ба сони дарахте бувад тозабарг
Дил аз кини шоҳон натарсад зи марг.

Падар бар писар бугзаронад ба даст,
Чунин то шавад сол сад бор шаст[3].

1. И-б. 1129 нест.
2. Л-б. 1126-1132 нест.
3. М- Ки ӯ.

Падар бугзарад, кин бимонад ба ҷой,
Писар бошад он дардро раҳнамой».

Бузургон бар ӯ офарин хонданд,
Варо хусрави покдин хонданд,

Ки кини падар бар ту ояд ба сар,
Мабодӣ ба ҷуз шоду пирӯзгар!

## ОМАДАНИ ҶАҲН БО ПАЙҒОМИ АФРОСИЁБ НАЗДИ КАЙХУСРАВ

Дигар рӯз чун хур баромад зи роғ,
Ниҳод аз бари чарх заррин чароғ,

Хурӯше баромад баланд аз ҳисор,
Пурандеша шуд з-он дили шаҳрёр.

Ҳамон гаҳ дари диж кушоданд боз,
Бараҳна шуд он рӯи пӯшида роз.

Биёмад зи диж Ҷаҳн бо даҳ савор
Хирадманду бодонишу моядор.

1140 Бишуд пеши даҳлези пардасарой,
Ҳаме буд бо номдорон ба пой.

Биёмад бари шоҳ салори бор,
Бигуфто, ки[1] «Ҷаҳн аст бо даҳ савор».

Шаҳаншоҳ биншаст бар тахти оҷ,
Ба сар барниҳод он дилафрӯз тоҷ.

В-аз он пас биёмад Манӯшони гурд,
Хирадёфта Ҷаҳнро пеш бурд.

Хирадманд чун назди*[2] Хусрав расид,
Шуд аз оби дида рухаш нопадид.

1. ИЛ- бигуфт он ки.
2. М- пеши.

Бимонд андар ӯ Ҷаҳни ҷангӣ шигифт,
Кулоҳи бузургӣ зи сар баргирифт.

Чу омад ба наздики тахташ фароз,
Бар ӯ офарин карду бурдаш намоз.

Чунин гуфт, к-«Эй номвар шаҳрёр,
Ҳамеша ҷаҳонро ба хубӣ[1] гузор.

Бару буми мо бар ту фархунда бод,
Дилу чашми бадхоҳи ту канда бод.

Ҳамеша бизӣ шоду яздонпраст,
Бар ин буми мо пеш густурда даст.

Хуҷаста нишастиву шод омадӣ,
Ҳама достонҳо ба некӣ задӣ.

Паёме гузорам зи Афросиёб,
Агар шоҳ аз ин барнагирад[2] шитоб».

Чу аз Ҷаҳн бишнид гуфтор шоҳ,
Бифармуд заррин яке зергоҳ.

Ниҳоданд зери хирадманд мард,
Нишасту паёми падар ёд кард.

Чунин гуфт бо шоҳ, к-«Афросиёб
Нишастаст бо дидагон пур зи об.

Нахустин дуруде расонам ба шоҳ,
Аз он доғдил шоҳи туронсипоҳ.

Зи Яздон сипосу бад-ӯям паноҳ,
Ки фарзанди мо шуд бад-ин пойгоҳ[3].

1. ИЛ- шодӣ.
2. ИЛ- шоҳро з-он нагирад.
3. ТПЗМ - Ки лашкар кашад, шаҳрёрӣ кунад,
Бар ин чархи гардон саворӣ кунад.

Зи роҳи падар шоҳ то Кайқубод
Зи модар сӯи Тур дорад нажод.

Зи шоҳони гетӣ сарат бартар аст,
Ки тухми ту з-ин номвар гавҳар аст.

Ба абр-андарун тезпаррон уқоб,
Наҳанги диловар ба дарёи об.

Ҳама посбонони тахти туанд,
Даду дом шодон ба бахти туанд.

Бузургон, ки бо тоҷу бо афсаранд*[1]
Ба рӯи замин мар туро кеҳтаранд,

Шигифтам ман аз кори деви нажанд,
Ки ҳаргиз нахоҳад ба ман ҷуз газанд.

Бад-он меҳрбониву он ростӣ,
Чаро шуд дили ман сӯи костӣ?

Ки бар дасти ман пури Ковусшоҳ,
Сиёвахши[2] рад кушта шуд бегуноҳ.

Ҷигар хастаам з-ин сухан пур зи дард,
Нишаста ба як сӯй бе хобу[3] х(в)ард.

На ман куштам ӯро, ки нопок дев
Бибурд аз дилам тарси кайҳонхидев.

Замона варо буд, баҳона маро,
Ба ҷанг-андарун буд фасона маро.

Ту акнун хирадмандиву подшо,
Пазирандаи мардуми порсо.

Нигаҳ кун, ки то чанд шаҳри фарох
Пур аз боғу майдону айвону кох.

1. М- зеваранд.
2. Л-Сиёвуши.
3. И-аз хобу.

Шудаст андар ин киначустан хароб,
Баҳона Сиёвахшу Афросиёб.

Ҳамон корзорӣ саворони ҷанг,
Ба тан ҳамчу пилу ба зӯри наҳанг,

Ки ҷуз коми шерон кафаншон набуд,
Сарон низ наздики таншон набуд.

Яке манзил андар биёбон намонд,
Ба кишвар ҷуз аз шаҳри вайрон намонд.

Ҷуз аз кинаву захми шамшери тез
Намонад зи мо ном то растахез.

Наёяд ҷаҳонофаринро писанд,
Ба фарҷом печон шавем аз газанд.

Агар ҷангҷӯӣ, ҳаме бегумон
Наёсояд аз кин дилат як замон.

Нигаҳ кун бад-ин гардиши рӯзгор,
Ҷуз ӯро макун бар дил омӯзгор,

Ки мо дар ҳисорему ҳомун туроcт,
Сари пур зи кин, дил пур аз хун туроcт.

Ҳаме ганг хонам, биҳишти ман аст,
Баровардаи буму кишти ман аст.

Ҳам эдар маро ганҷу эдар сипоҳ,
Ҳам эдар нигину ҳам эдар кулоҳ.

Ҳамин ҷои кишту ҳамин ҷои х(в)ард,
Ҳамин ҷои шерони рӯзи набард.

Туро гоҳи гармиву ҷӯшӣ гузашт,
Гулу лолаву рангу хушшӣ гузашт.

Зимистону сармо ба пеш-андар аст,
Ки бар найзаҳо гардад афсурда даст.

Бад-онам чу абр андарафканд чин,
Бад-ин буми мо рӯд гардад замин.[1]

Зи ҳар сӯ, ки хонам, биёяд сипоҳ,
Натобӣ ту бо[2] гардиши ҳуру моҳ.

В-ар эдун гумонӣ, ки бар корзор,
Туро бар диҳад гардиши рӯзгор,

Аз андеша гардун ҳаме бугзарад,
Зи ранҷи ту дигар касе бар х(в)арад.

Гар эдун, ки гӯӣ, ки туркони[3] Чин
Бигирам, занам осмон бар замин,

Ба шамшер бугзорам ин анҷуман,
Ба дасти ту оям гирифтор ман,

Мапиндор, к-ин низ нобуданист,
Насояд касе, к-ӯ на фарсуданист.[4]

Набера писар Хусрави Зодшам,
Зи пушти Фаридуну аз тухми Ҷам.

Маро дониши эзадӣ ҳасту фар,
Ҳамон чун сурушам яке ҳаст пар.

Чу танг андарояд маро рӯзгор,
Нахоҳад дилам панди омӯзгор,

Ба фармони Яздон ба ҳангоми хоб
Шавам чун ситора бари офтоб.

Ба дарёи Каймок[5] – бар бугзарам,
Супорам туро кишвару афсарам.[6]

1. И-б. 1174 нест.
2. И-аз.
3. Л-туркону.
4. ИЛ-Бисояд касе к-ӯ бифарсуданист.
5. ИЛ-Кимол.
6. И-лашкару кишварам.

Туро Гангдиж бошад оромгоҳ,
Набинад маро низ шаҳру[1] сипоҳ.

Чу ояд маро рӯзи кинхостан,
Ба пиронсар ин*[2] лашкар оростан,

Биёям, бихоҳам зи ту кини хеш,
Ба ҳар ҷой пайдо кунам дини хеш.

В-агар кина аз мағз берун кунӣ,
Ба меҳр-андарун[3] кишвар афсун кунӣ,

Кушоям дари ганҷу тоҷу камар,
Ҳамон ганҷи динору зарру гуҳар,

Ки Тури Фаридун зи Эраҷ ниҳод,*[4]
Ту бардору аз кин макун ҳеч[5] ёд.

В-агар Чину Мочин бигирӣ, равост,*[6]
Бар он рон ҳама коми дил, к-ат ҳавост.

Хуросону Мукронзамин пеши туст,
Маро шодмонӣ ба кам- беши туст.

Ба роҳе ки бугзашт Ковусшоҳ,
Фиристам-т чандон, ки хоҳӣ сипоҳ.

Ҳама лашкаратро тавонгар кунам,
Туро тахти заррину афсар кунам.

Туро пушт бошам ба ҳар корзор,
Ба ҳар анҷуман хонамат шаҳрёр.

Бигӯ ончи хоҳӣ, ҳама коми хеш,
Бубин аз пасу пеш анҷоми[7] хеш.

1. Л-шоҳу.
2. М-Бубин он замон.
3. ИЛ- андар ин.
4. М-ҳаргиз Фаридун ба Эраҷ надод.
5. ИЛ-низ.
6. М-Бад он рафт бояд, ки дилро.
7. Л-фарҷоми.

Гар аз панди ман сар бупечӣ ҳаме,
Ҳамон бо ниё кин биасечӣ ҳаме,

Чу ӯ бозгардад, биёрой ҷанг,
Манам сохта размро чун паланг».

## ПОСУХ ДОДАНИ КАЙХУСРАВ ҶАҲНРО

Чу аз Ҷаҳн бишнид гуфтор[1] шоҳ,
Ҳаме кард хандон бар ӯ-бар[2] нигоҳ.

Ба посух чунин гуфт, к-«Эй номҷӯй,
Шунидем сар то сар ин гуфтугӯй.

Нахуст он ки кардӣ маро офарин,
Ҳамон бод бар тоҷу тахту нигин.

Дуруде ки додӣ зи Афросиёб,
Ту гуфтӣ,*[3] ки ӯ кард мижгон пуроб,

Шунидам ҳам он бод бар ту тоҷу тахт,
Мабодо магар шоду пирӯзбахт.

Ва дигар, ки кардӣ*[4] зи Яздон сипос,
Писанд аст бар шоҳи*[5] яздоншинос.

Зи шоҳони гетӣ дилафрӯзтар,
Писандидаву шоду пирӯзтар.

Маро дод Яздон ҳама, ҳарчи гуфт,
Ки бо ин ҳунарҳо хирад бод ҷуфт.

Туро чанд хоҳӣ сухан чарб[6] ҳаст,
Ба дил нестӣ поку яздонпараст.

1. Л-пайғом бишнид; ИМ- пайғом.
2. ИЛ-бад-ӯ дар.
3. М-Бигуфтӣ.
4. М-гуфтӣ.
5. М-ки бинам.
6. ИЛ – хуб.

Касе к-ӯ ба дониш тавонгар бувад,
Зи гуфтор кирдор беҳтар бувад.

Фаридуни фаррух ситора нагашт,
На аз хоки тира сараш*[1] баргузашт.

Ту гӯӣ,*[2] ки ман баршавам бар сипеҳр,
Бишустӣ бар ин гуна аз шарм чеҳр.

Дилат ҷодуиро сари моя гашт,
Сухан бар забонат чу пероя гашт.

Забон чарбгӯёву*[3] дил пурдурӯғ,
Бари марди доно нагирад фурӯғ.

Падаркуштаро шоҳи гетӣ махон,
Кунун, к-аз Сиёвуш намонд устухон.

Ҳамон модарамро зи парда ба роҳ
Кашидиву гаштӣ чунин кинахоҳ.

Маро низ нозода аз модарам,
Ҳаме оташ афрӯхтӣ бар сарам.

Ҳар он кас, ки буд пеши даргоҳи ту,
Бинафрид бар ҷони бероҳи ту,

Ки харгиз ба гетӣ касе ин накард,
Зи шоҳону гурдону мардони мард,

Ки бар анҷуман-бар занеро кашон,
Супорад бузурге ба мардумкушон,

Ки то духтараш баччаро бифканад,
Зананда ҳаме тозиёна занад.

Хирадманд Пирон бад-он ҷо расид,
Бидид он ки ҳаргиз надиду шунид.

1. М-тане.
2. М- гуфти.
3. М-пур зи гуфтору.

Чунин буд фармони Яздони ман,
Сарафроз бошам ба ҳар анҷуман.

Газанду*[1] балои ту аз ман бигошт,
Ки бо ман замона яке роз дошт.

В-аз он пас, ки гаштам зи модар ҷудо,
Чунон чун бувад баччаи бебаҳо,

Ба назди шубонон фиристодиям,
Ба парварда шерони нар додиям.[2]

Чунин буд, то рӯз бар ман гузашт,
Маро андаровард Пирон зи дашт.

Ба пеши ту овард, кардӣ нигоҳ,
Ки ҳастам сазовори тахту кулоҳ.

Ба сони Сиёвуш сарамро зи тан
Бибурриву тан ҳам наёбад кафан.

Забони маро покяздон бубаст,
Ҳаме хира мондам ба ҷои нишаст.

Маро бедилу бехирад ёфтӣ,
Ба кирдори бад тез наштофтӣ.

Сиёвуш нигаҳ кун, ки аз ростӣ
Чӣ карду чӣ дидӣ аз ӯ костӣ?

Зи гетӣ паноҳи туро баргузид,
Чунон кард, к-аз номдорон сазид.

Зи баҳри ту бугзошт[3]*[4] тахту кулоҳ,
Биёмад ба гетӣ,[5] туро хонд шоҳ.

1. М- Ки Эзад.
2. ТПЗИ – Бузон дояву мешгова шубон,
   На ороми рӯзу на хоби шабон.
3. И-бипардохт Эрону.
4. М- баҳрат бияндохт.
5. И- Тирон.

Вафо ҷусту[1] бугзошт он анҷуман,
Бад-он то нахониш паймоншикан.

Чу дидӣ бару гирдгоҳи[2] варо,
Бузургиву[3] гурдиву роҳи варо.

Биҷунбидат он гавҳари бад зи ҷой,
Бияфкандӣ он покдилро зи пой.

Сари тоҷдоре чунон арҷманд
Буридӣ ба сони[4] сари гӯсфанд.

Зи гоҳи Манучеҳр то ин замон
Набудӣ магар бадтану бадгумон?

Зи Тур андаромад зиён аз нахуст,
Куҷо бо падар дасти бадро бишуст.

Писар бар писар бугзарад ҳамчунин,
На роҳи бузургӣ, на оину дин.

Задӣ гардани Нӯзари тоҷдор,
Падар шоҳу аз тухмаи шаҳрёр.

Бародар-т Ағрирас он некхӯй,
Куҷо некномӣ будаш орзуй,[5]

Бикуштиву то будаӣ, бадтанӣ,
Ту бадгавҳару*[6] роҳ оҳарманӣ.

Касе к-ӯ бадиҳот гирад шумор,
Фузун ояд аз гардиши рӯзгор.

Ниҳолӣ ба дӯзах фиристодаӣ,
Ту гӯӣ на аз мардумон зодаӣ.

1. МИ – Ба аҳди ту.
2. П-гирдагоҳи.
3. ИЛ- сутугиву.
4. ЛМ – Буридед ҳам чун.
5. ТПЗ – Миёнаш ба ду нима кардӣ ба дард,
Касе бо бародар чунин бад накард.
6. М- Ба бадгавҳар аз роҳи оҳарманӣ.

Дигар он ки гуфтӣ, ки деви палид
Дилу роҳи[1] ман сӯи дӯзах[2] кашид.

Чунин буд[3] Заҳҳоку ҳам Ҷаммшед,
Чу шудшон дил аз некуӣ ноумед,

Ки моро дил Иблис бероҳ кард,
Зи ҳар некуӣ даст кӯтоҳ кард.

Набаргашт аз эшон бади рӯзгор
Зи бадгавҳару гуфти омӯзгор.

Касе к-ӯ битобад сар аз ростӣ,
Кажӣ гирадаш кору ҳам[4] костӣ.*[5]

Ба ҷанги Пашан низ чандон сипоҳ,
Ки Пирон бикушт андар он размгоҳ.[6]

Замин гил шуд аз хуни гударзиён,
Бияфзуд чандон зиён бар[7] зиён.*[8]

Кунун омадӣ бо ҳазорон ҳазор
Зи туркон савор аз дари корзор.

Ба Омуй лашкар кашидӣ ба ҷанг,
В-аз эшон ба пеши ман омад Пашанг.

Фиристодияш, то бибуррад сарам,
В-аз он пас ту*[9] вайрон кунӣ кишварам.

Ҷаҳондор Яздон маро ёр гашт,
Сари бахти душман нагунсор гашт.

---

1. ИЛ- рои.
2. Л-зиштӣ; И-пастӣ.
3. ИЛМ-ҳам ин гуфт.
4. И- Бубинад дилаш кажживу.
5. М- Бубинад ҳаме каттиву.
6. ИЛ- овардгоҳ.
7. Л- Начӯӣ ҷуз аз ранҷу; И-Начӯӣ магар роҳи рангу.
8. М-Нагӯӣ ҷуз аз ранҷу роҳи.
9. М-Биёиву.

Маро гӯӣ акнун, ки аз тахти ту
Дилафрӯзу[1] шодонам аз бахти ту.

Нигаҳ кун, ки то чун бувад бοварам,
Чу кирдорҳои ту ёд оварам.

Аз ин пас маро ҷуз ба шамшери тез
Набошад сухан низ то растахез.

Бикӯшам ба нерӯи ганҷу сипоҳ,
Ба некахтару гардишу[2] ҳуру моҳ.

Ҳаме пеши Яздон бибошам ба пой,
Нахоҳам ба гетӣ ҷуз ӯ раҳнамой.

Магар, к-аз бадон пок гардад ҷаҳон,
Ба доду деҳиш ман бубандам миён.[3]

Ҷаҳонро ба доду деҳиш нав кунам,
Магар, к-аз бадон боғ бехав кунам.[4]

Сухан ҳарчи гуфтам, ниёро бигӯй,
Ки дар ҷанг чандин баҳона маҷӯй.

Яке тоҷ додаш забарҷаднигор,
Яке тавқи заррину ду гӯшвор».

Ҳамон гаҳ ки шуд Ҷаҳн пеши падар,
Бигуфт он суханҳо ҳама дар ба дар.

Барошуфт аз он посух Афросиёб,
Дилаш гашт пурдарду сар пуршитоб.

Бубахшид ганҷу дирам бар сипоҳ,
Ҳамон гурзу шамшеру хӯду кулоҳ.

1. И-шабу рӯз.
2. ИЛ- гардиши.
3. И-б. 1272.
4. ТПЗ – Бадандешро аз миён барканам,
Сари баднишонро беафсар кунам.

## РАЗМИ КАЙХУСРАВ БО АФРОСИЁБ ВА ГИРИФТА ШУДАНИ ГАНГДИЖ

Шаби тира то сар зад аз чарх шед,
Бибуд кӯҳ чун пушти пили сапед.

1280 Ҳаме лашкар орост Афросиёб,
Саворе зи туркон куҷо ёфт хоб.

Чу аз Ганг бархост овои кӯс,
Замин оҳанин шуд, ҳаво обнӯс.

Шаҳи номбардори*[1] некигумон
Нишаст аз бари зин сапедадамон.

Биёмад, бигардид гирди ҳисор,
Нигаҳ кард, то чун бувад[2] корзор,

Ба Рустам бифармуд, то ҳамчу кӯҳ
Биёмад ба як сӯи диж бо гурӯҳ.

1285 Дигар сӯй[3] Густаҳми Нӯзар ба пой,
Се дигар[4] чу Гударзи фархундарой.

Ба сӯи чаҳорум шаҳи комгор[5],
Або пилу кӯсу набарда[6] савор.

Сипаҳро ҳама ҳар чи боист соз,
Бикарду биёмад сӯи тахт боз.*[7]

Ба лашкар бифармуд пас шаҳрёр
Яке канда кардан ба гирди ҳисор.

Бад-он кор ҳар кас, ки доно буданд,
Ба ҷанги диж-андар тавоно буданд,

1. М- Сари мӯбадон шоҳи.
2. ИЛ- кунад.
3. Л- зи як сӯш.
4. Л- дигар сӯ.
5. номдор.
6. И- кӯсу пилону чанде.
7. М- бари диэн фароз.

Чи аз Рум в-аз Чину аз Ҳиндувон,
Чи размозмуда зи ҳар сӯ гавон.

Ҳама гирди он шорсон чун наванд,
Бигаштанду ҷустанд ҳар гуна банд.

Ду найза ба боло яке канда кард,
Сипаҳро ба гирдаш пароканда кард.

Бад-он то шаби тира бе охтан[1]
Наёрад ба куштан касе[2] тохтан.

Дусад бора арродаву манҷаниқ
Ниҳод аз бараш ҳар сӯе ҷосалиқ.*[3]

Дусад чарх бар ҳар сӯе буд*[4] камон,
Зи девори диж чун сари бадгумон.

Падид омадӣ манҷаниқ аз бараш,
Чу жола ҳаме кӯфтӣ бар сараш.

Паси манҷаниқ-андарун румиён
Або чархҳо танг баста миён.

Дусад пил фармуд пас шаҳрёр
Кашидан сутунҳо ба пеши[5] ҳисор.

Яке кандае зери бора-дарун,
Ба канда[6] ниҳоданд зераш[7] сутун.

Пароканда[8] бар[9] чӯб нафти сиёҳ,
Бар он гуна фармуд найранг шоҳ.

1. ИЛМ – сохтан.
2. ЛМ-Наёяд зи туркон яке; И-Наёяд зи Туркон яке.
3. М- Дусад сохт аррода бар ҳар даре,
Дусад манҷаник аз паи лашкаре.
4. М- даре бо.
5. ЛМ – зи ҳар сӯ ба гирди.
6. Л-Биканду.
7. Л-з-ин сӯ.
8. ИЛ-Пас олуда.
9. И-дар.

Бар он чӯбҳо бора монад*[1] ба пой,
Бад-он чӯбҳо баргирифта зи ҷой.

Ба як сӯ-бар аз манҷаниқу зи тир
Рухи саркашон буд ҳамчун зарир.

Ба зер-андарун оташу нафту чӯб,
Зи бар гурзҳои гарон кӯҳкӯб.

Ба ҳар чорсӯ сохта*[2] корзор,
Чунон чун бувад сози ҷанги ҳисор.

Чу он карда шуд,*[3] шаҳрёри замин
Биёмад ба пеши ҷаҳонофарин.

Зи лашкар бишуд, то ба ҷои намоз
Або кирдгори ҷаҳон гуфт роз.

Абар хок чун мор печон зи кин
Ҳаме хонд бар кирдгор офарин,[4]

Ки ҳамвора пасту[5] баландӣ зи туст,
Ба ҳар сахтие ёрмандӣ зи туст.

Агар дод бинӣ ҳаме рои ман,
Магардон аз ин пойгаҳ пои ман.

Нагун кун сари ҷодувонро зи тахт,
Маро дор шодондилу некбахт.

Чу бардошт аз пеши Яздон сараш,
Ба ҷавшан бипӯшид равшан бараш.

Камар бар миён басту барҷаст зуд,
Ба ҷанг андаромад ба кирдори дуд.

---

1. М- монда.
2. М-сохт ин.
3. М-В-аз он ҷойгаҳ.
4. ИЛ-б. 1306, 1307 нест.
5. ИЛМ-кому.

Бифармуд, то сахт бар ҳар даре
Ба ҷанг андарояд гарон лашкаре.[1]*[2]

Бад-он чӯбу нафт оташ андарзаданд,
Зи баршон ҳаме санг бар сар заданд.

Зи бонги камонҳои чарху зи дуд[3]
Шуда рӯи хуршеди тобон кабуд.[4]

Зи арродаву манҷаниқу зи гард,
Замин нилгун шуд, ҳаво лоҷвард.

Хурӯшидани пилу бонги сарон,
Дурахшидани теғу гурзи гарон.

Ту гуфтӣ баровехт бо ҳуру[5] моҳ
Зи боридани тиру гарди сипоҳ.

Бар он гуна гашт осмон нопадид,
Куҷо чашми равшан ҷаҳонро надид.[6]

Зи нафти сияҳ чӯбҳо барфурӯхт,
Ба фармони Яздон чу ҳезум бисӯхт.

Нагунбора*[7] гуфтӣ, ки бардошт пой,
Ба кирдори кӯҳ андаромад зи ҷой.

В-аз он бора чанде зи туркон ба зер*[8]
Нагун андаромад ба кирдори шер,

Ки орад бад-ӯ шӯрбахтӣ ҷаҳон
Ба дом андарояд сараш ногаҳон.

1. И-б. 1313 нест.
2. М- Яке лашкаре.
3. И-тир.
4. И- чу қир.
5. ИЛ- шед.
6. ИМ-б. 1319 нест.
7. М- Ҳаме бора.
8. М- далер.

Баромад хурӯшидани корзор,
Ба пирӯзии лашкари шаҳрёр.

Сӯи рахнаи диж ниҳоданд рӯй,
Биёмад дамон Рустами ҷангҷӯй.[1]

Хабар шуд ҳамон гаҳ ба Афросиёб,
Куҷо бораи шорсон шуд хароб.

Пас Афросиёб андаромад чу гард,
Ба Ҷаҳну ба Гарсеваз овоз кард.

Ки «Бо бораи диж шуморо чӣ кор?
Сипаҳро зи шамшер бояд ҳисор.

Зи баҳри бару буму фарзанди хеш,
Ҳамон аз паи ганҷу пайванди хеш

Бубандед бо якдигар домано,
Мамонед бадхоҳ перомано!».

Зи туркон сипоҳе[2] ба кирдори кӯҳ
Бишуд сӯи рахна гурӯҳогурӯҳ[3].

Ба кирдори шерон баровехтанд,
Хурӯш аз дурӯя барангехтанд.

Саворони туркон ба кирдори бед
Навон гашта в-аз буму бар ноумед.

Ба Рустам бифармуд пас шаҳрёр,
Пиёда ҳар он кас, ки буд найзадор.

Ба*[4] пеш андарорад бар он рахнагоҳ,
Ҳам эдун пиёда ҳама кинахоҳ.

---

1. И-кинаҷӯй.
2. Л- Сипоҳе зи туркон.
3. Л- Бад-он рахна рафтанд гурдон гурӯҳ.
4. М- Ки.

Або таркашу теғу тиру сипар,
Ду даста пиёда*[1] паси найзавар.

Саворони ҷангӣ нигаҳдорашон,
Бад-он гаҳ ки шуд сахт пайкорашон.

Ба рахна даровард яксар сипоҳ
Чу шери жиён Рустами кинахоҳ.

Ба бора баромад ба кирдори гард,
Дурафши сияҳро нагунсор кард.

Нишони сипаҳдори Эрон бунафш
Бар он бора зад шерпайкар дурафш.

Ба пирӯзии шоҳи Эронсипоҳ
Баромад хурӯшидан аз размгоҳ.

Фаровон зи туронсипаҳ кушта шуд,
Сари бахти он кинавар гашта шуд.

Бад-он гаҳ[2] куҷо размашон шуд дурушт,
Ду тан Рустам овард з-эшон ба мушт.

Чу Гарсевазу Ҷаҳни размозмой,
Ки буд тахти Турон зи эшон ба пой.

Бародар яке буду фаррухписар,
Чунин омад аз шӯрбахтӣ ба сар.

Бад-он шорсон андаромад сипоҳ,
Чунон лашкари доғдил, кинахоҳ.

Ба тороҷу куштан ниҳоданд рӯй,
Баромад хурӯшидани ҳою ҳуй.

Зану кӯдакон бонг бардоштанд,
Ба эрониён ҷой бугзоштанд.

1. М- Савор истода.
2. Л- ҷо.

Чӣ моя зану кӯдаки норасид,
Ки зери паи пил шуд нопадид.

Ҳама шаҳри Турон гурезон чу бод,
Наёмад касеро бару бум ёд.

Ба зорӣ ҳама дидагон пур зи хун,
Шуда бахти гурдони туркон[1] нагун.

Зану ганҷу фарзанд гашта асир,
Зи гардун равон хаставу тан ба тир.

## ГУРЕХТАНИ АФРОСИЁБ АЗ ГАНГ

Ба айвон баромад пас Афросиёб,
Пур аз хун дил аз дарду мижгон пуроб.

Бад-он бора баршуд, ки буд кохи ӯй,
Биёмад, сӯи шорсон кард рӯй.

Ду баҳра зи ҷанговарон кушта дид,
Дигар яксар аз ҷанг баргашта дид.

Хурӯши саворону бонги сарон,*[2]
Абар[3] пушти пилон табиразанон,

Ҳаме пил мар зиндагонро чу дид,*[4]
Ҳаме кардашон бар замин нопадид.*[5]

Ҳама шорсон дуду фарёд буд,*[6]
Ҳама оташу ғорату бод буд.*[7]

Яке шоду дигар пур аз дарду ранҷ,
Чунон аст расми[8] сарои сипанҷ.

1. ИЛМ – турон.
2. М- занон.
3. Л- ҳама аз.
4. М- бар зиндагон ронданд.
5. М- пушташон бар замин монданд.
6. М- дид.
7. М-дид.
8. И-кори; Л-Чунон чун бувад дар.

Чу Афросиёб он чунин дид кор,
Чунон ҳавлу*[1] баргаштани корзор,

На Ҷаҳну[2] бародар, на буму на бар,
На тахту на шоҳӣ, на ганҷу гуҳар.[3]*[4]

Ҳаме гуфт як дил пур аз доғу дард,
Ки чархи фалак хира бо мо чӣ кард.

Ба дида бидидам ҳамон рӯзгор,
Ки омад маро куштану марг хор.

Пур аз дард аз он бора омад фуруд,
Ҳаме дод тахти меҳиро дуруд.

Ҳаме гуфт кай бинамат низ боз
Або рӯзи хушшиву орому ноз.

В-аз он ҷойгаҳ хира шуд нопадид,
Ҳушу рои ӯ ҳамчу мурғон парид.

Дар айвон, ки дар диж бароварда буд,
Яке роҳ зери замин карда буд,

Ки аз лашкараш кас на огоҳ буд,
Ки зери диж-андар чунон роҳ буд.

Аз он номдорон дусад баргузид,
Бад-он роҳ бероҳ[5] шуд нопадид.

В-аз он ҷо биёмад,[6] биёбон гирифт,
Ҳама кишвараш монда андар шигифт.

Нишоне надодаш кас андар ҷаҳон,
Бад-он гуна овора шуд ногаҳон.

1. М- маргу.
2. И- пуру.
3. ИЛ- тоҷу камар.
4. М- тахту камар.
5. И-Бар он роҳ ногоҳ.
6. И-он рӯй роҳи.

Чу Кайхусрав омад ба айвони ӯй,
Ба пой андаровард кайвони ӯй.

Абар тахти заррин-ш биншаст шоҳ,
Або паҳлавонони зарринкулоҳ.*[1]

Фаровон бичустанду ҷое нишон
Наёмад зи солори гарданкашон.

Зи Гарсевазу Ҷаҳн пурсид шоҳ
Зи кори сипаҳдори туронсипоҳ,[2]

Ки «Чун рафту оромгоҳаш куҷост,
Ниҳон гашт аз эдар, паноҳаш куҷост?»[3].

Зи ҳар гуна гуфтанд, Хусрав шунид,
Наёмад ҳаме з-ӯ нишоне падид.

Ба эрониён гуфт пирӯзшоҳ,
Ки «Душман чу овора гардад зи гоҳ,

Зи гетӣ бар ӯ ному ком андакест,
Варо марг бо зиндагонӣ якест».

## ЗИНҲОР ДОДАНИ ХУСРАВ ХЕШОНИ АФРОСИЁБРО

Зи лашкар гузин кард пас бихрадон,
Ҷаҳондидаву коркарда радон.

Бад-эшон чунин гуфт, к-« Obод бод
Шуморо тану дил пур аз дод бод!

Дари[4] ганҷи*[5] он турки шӯридабахт
Супурдам шуморо, бикӯшед сахт.

1. М-Ба ҷустан-ш бар кард ҳар сӯ сипоҳ.
2. Л-Ки чун шуд, куҷо ҷуст орому гоҳ.
3. Л-б. 1377 нест.
4. И-дижу.
5. М- Дари кохи.

Набояд, ки бар кохи Афросиёб
Битобад зи чархи барин офтоб.

Ҳам овози пӯшидарӯёни ӯй
Нахоҳам, ки ояд зи айвон*[1] ба кӯй.

Нигаҳбон фиристод сӯи гала,
Ки буданд гирди диж андар яла.

Зи хешони ӯ кас[2] наёзурд шоҳ,
Чунон чун бувад[3] дархури пешгоҳ.

Чу з-он гуна диданд кирдори ӯй,
Сипаҳ шуд саросар пур аз гуфтугӯй,

Ки Кайхусрав эдар бад-он сон шудаст,
Ки гӯӣ бари боб меҳмон шудаст.

Ҳаме ёд нояд-ш хуни падар,
Бурида ба ханҷар*[4] ба бедод сар.

Ҳамон модарашро, ки аз тахтгоҳ
Бараҳна[5] ба як сӯ кашидаш ба роҳ.

Шубонпарваридаст в-аз гӯсфанд
Мазидаст шир ин шаҳи бегазанд.

Чаро чун палангон ба чанголи тез
Наангезад аз хони ӯ растахез.

Фуруд оварад коху айвони ӯй,
Барангезад оташ зи хешони ӯй?

Зи гуфтори эрониён пас хабар
Ба Кайхусрав омад ҳама дар ба дар.

1. М-парда.
2. И-хешон касеро.
3. И-буд андар.
4. М-Ба хира бурида.
5. ЛМ – зи парда.

Фиристод кас, бихрадонро бихонд,
Басе достон пеши эшон биронд,

Ки «Ҳар ҷой тундӣ набояд намуд,
Сари бехирадро нашояд ситуд.

Ҳамон беҳ, ки бо кина дод оварем,
Ба ком-андарун ном ёд оварем,

Ки ном*[1] аст андар ҷаҳон ёдгор,
Бимонад ба кас ҷовидон-рӯзгор.*[2]

Ҳамин чархи гарданда бо ҳар касе
Тавонад ҷафо густаридан басе».

В-аз он пас бифармуд шоҳи ҷаҳон
Ки оред пӯшидагонро[3] ниҳон.

Ҳама духти шоҳону пӯшидарӯй
Касе к-ӯ наёмад зи парда ба кӯй.

Чу эрониён огаҳӣ ёфтанд,
Пур аз кин сӯи кох биштофтанд.

Бар он гуна бурданд гурдон гумон,
Ки Хусрав сар орад бар эшон замон.

Ба хорӣ ҳаме бурдашон хостанд,
Ба тороҷу куштан[4] биёростанд.

Зи айвон баромад ба зорӣ хурӯш,
Ки «Эй додгар, шоҳи[5] бисёрҳуш,

Ту донӣ, ки мо сахт бечораем,
На бар ҷои хориву пайғораем.

1. М- Нек.
2. М –Намонад ба кас ҷовидон рӯзгор.
3. Л- оранд пӯшидарӯён.
4. И- тороҷ кардан.
5. Л-марди.

Бари шоҳ шуд меҳтари бонувон
Або духтарон андаромад навон.

Парастанда сад пеши ҳар духтаре
Зи ёқут бар ҳар саре афсаре.

Чу хуршеди тобон аз эшон гуҳар
Бар ӯ бофта ҷомаҳое ба зар.

Ҳамон ҷоми заррин гирифта ба даст,
Ҳама дил зи бими шаҳаншоҳ паст.

Пур аз мушку*[1] ёқуту зарру*[2] гуҳар
Ба пеш-андар афканда аз шарм сар.

Ба як даст миҷмар, ба як даст ҷом,
Барафрӯхта анбару уди хом.

Ту гуфтӣ, ки кайвон зи чархи барин
Ситора фишонад ҳаме бар замин.

Сари*[3] бонувон шуд ба наздики тахт,
Абар шаҳрёр офарин кард сахт.

Ҳама духти парвардагонаш[4] ба ноз
Бар ин гуна бурданд пешаш намоз.[5]

Касе к-ӯ бияфтад зи кому зи*[6] ноз
Бар ӯ-бар бубахшой рӯзи ниёз.

Ҳаме хонданд офарине бадард,
Ки «Эй некпай хусрави родмард,

Чӣ неку будӣ гар зи Туронзамин
Набудӣ ба дил-т-андарун дарду кин.

---

1. М-дурру.
2. М- мушку.
3. М-Маҳи.
4. ЛМ – Ҳамон парварида бутони.
5. ТПЗИ – Ҳама яксара зор бигристанд,
   Бад-он шӯрбахтӣ ҳаме зистанд.
6. М- Набинад ҷуз аз кам.

Ту эдар ба ҷашну хиром омадӣ,
Зи шоҳон дуруду паём омадӣ.

Бар ин бум шоҳиву ҳам кадхудой,
Ба тахти каӣ гирд карда ду*[1] пой.

Сиёвуш нагаштӣ ба хира табоҳ,
Валекин чунин гашт хуршеду моҳ.

Чунон кард бадгавҳар Афросиёб,
Ки пеши ту пӯзиш набинад ба хоб.

Ҳаме додамаш панду суде надошт,
Ба хира ҳаме сар зи пандам бигошт.

Гувоҳи ман аст офаринандаам,
Ки борид хун аз ду бинандаам.

Дигар бар замин Ҷаҳн пайванди ту,
Ки сояд ба зорӣ ҳаме банди ту,[2]

Зи баҳри Сиёвахш дар хони ман
Чи тимор буд бар дилу ҷони ман,

Ки Афросиёб он бадандеш мард
Басе панд бишниду судаш накард.

Бад-он то чунин рӯзаш ояд ба сар,
Шавад*[3] подшоҳиш зеру забар.

Ба тороҷ дода кулоҳу камар,
Шуда рӯз тору нагун гашта сар.

Чунин зиндагӣ бадтар аз марги ӯст,
Замона бидаррид бар тан-ш*[4] пӯст.

1. М- Ниё барниҳад ту.
2. Л-б. 1426 нест.
3. М – Шуда.
4. М- Шигифт он ки дар тан надаррид-ш пӯст.

Кунун аз раҳи бегуноҳон ба мо
Нигаҳ кун бар оини шоҳон ба мо.

Ҳама пок пайвастаи хусравем,
Ҷуз аз номи ӯ дар ҷаҳон нашнавем.

Ба бад кардану ҷоду Афросиёб
Нагирад бар ин бегуноҳон шитоб.

Ба хориву захму ба хунрехтан
Чӣ ёбӣ гунаҳ[1] хира овехтан?

Ки аз шаҳрёрон сазовор нест
Буридан саре, к-ӯ гунаҳгор нест.

Туро, шаҳрёро, ҷуз ин аст ҷой,
Намонад кас андар*[2] сипанҷӣ сарой.

Ҳамон кун, ки пурсад зи ту кирдгор,
Напечӣ сар аз шарм рӯзи шумор».

Чу бишнид Хусрав, бупечид сахт
Бар он хубрӯёни баргаштабахт.

Аз он дарди пӯшидарӯёну доғ
Шуда лаъли рухсорагон чун чароғ.

Бупечид дил бихрадонро зи дард,
Зи фарзанду зан[3] ҳар касе ёд кард.

Ҳама хонданд офарини бузург
Сарони сипаҳ, меҳтарони сутург,

К-аз эшон шаҳи номбардор кин
Нахоҳад зи баҳри ҷаҳонофарин.

Чунин гуфт Кайхусрави ҳушманд
Ки «Ҳар чиз, к-он нест моро писанд,

1. Л-бар бегунаҳ.
2. М- Касе.
3. Л- фарзанди худ.

Наёрам касеро ҳамон бад ба рӯй,
В-агарчанд бошад дилам кинаҷӯй.

Чу аз кори он номдори баланд
Барандешам, онам*[1] наёяд писанд,

Ки бад кард бо пурҳунар модарам,
Касеро ҳамон бад ба сар н-оварам.

Бифармудашон бозгаштан ба ҷой
Чунон поксзода ҷаҳонкадхудой.

Бад-эшон чунин гуфт, к-«Эмин шавед,
Зи гӯянда гуфтори ман бишнавед,

К-аз ин пас шуморо зи ман бим нест,
Маро бевафоӣ чу дижхим нест.

Тани хешро бад нахоҳад касе,
Чу хоҳад, замонаш набошад басе.

Бибошед эмин ба айвони хеш,
Ба Яздон супурда тану ҷони хеш.

## ПАНД ДОДАНИ КАЙХУСРАВ ЭРОНИЁНРО

Ба эрониён гуфт: «Пирӯз бахт
Ба мо дод буму бару*[2] тоҷу тахт.

Ҳама шаҳри Турон гирифта ба даст,
Чу[3] Эрон шуморо сарои[4] нишаст.

Зи дилҳо ҳама кина берун кунед,
Ба меҳр андар ин кишвар афсун кунед,

1. М- инам.
2. М – Бимонод то ҷовидон.
3. ИЛ- Ба.
4. Л-сарову.

Ки аз мо чунин тарсашон дар дил аст,
Зи хунрехтан гирди кишвар гил аст.[1]

Ҳама ганҷи Турон шуморо диҳам,
На з-он бар шумо-бар сипосе ниҳам.

Бикӯшеду хубӣ ба кор оваред,
Чу дидед сармо, баҳор оваред.

Ман ин лашкарамро якояк зи дер[2]
Кунам яксар аз ганҷу динор сер.

Зи хунрехтан даст бояд кашид,
Сари бегуноҳон набояд бурид.

На мардӣ бувад хира ошуфтан,
Базерандаровардаро кӯфтан.

Зи пӯшидарӯён бупечед рӯй,
Ҳар он кас, ки пӯшида дорад ба кӯй.

Зи чизи касон сар бупечед низ,
Ки душман шавад дӯст аз баҳри чиз.

Наёяд ҷаҳонофаринро писанд,
Ки ҷӯянд бар бегуноҳон газанд.

Ҳар он кас, ки ҷӯяд ҳаме рои ман
Набояд, ки вайрон кунад ҷои ман.[3]

Ва дигар, ки хонанд бедоду шум,
Ки вайро кунад меҳтар обод бум.

В-аз он пас ба лашкар бифармуд шоҳ
Кушодан дари ганҷи туронсипоҳ.

---

1. ТПЗИ – Ба ҳар кор чарбӣ бибояд нахуст,
Набояд ба оғоз пайкор чуст.
2. ИЛ – на дер.
3. –б. 1465 нест.

Ҷуз аз ганҷи вижа рад Афросиёб,
Ки касро набуд андар он дастёб,

Бубахшид дигар ҳама бар сипоҳ
Зи[1] ганҷу силеҳу[2] зи[3] тахту кулоҳ.

Зи ҳар сӯ пароканда бемар сипоҳ
Зи туркон биёмад ба наздики шоҳ.

Ҳаме дод зинҳору бинвохтшон
Ба зудӣ ҳама корҳо сохтшон.

Саронро зи Туронзамин баҳр дод,
Ба ҳар номдоре яке шаҳр дод.

Ба ҳар кишваре ҳар кӣ фармон набурд[4],
Зи дасти далерони ӯ ҷон набурд[5].

Шуданд он замон шоҳро чокарон
Чу пайваста шуд номаи меҳтарон.

1475 Зи ҳар сӯ фиристодагон назди шоҳ
Якояк сар андар ниҳода ба роҳ,[6]

Або ҳадяву номае меҳтарон
Шуда як ба як шоҳро кеҳтарон.

## НОМАИ КАЙХУСРАВ БА КОВУС БА НАВИДИ ФИРӮЗӢ

Дабири писандидаро пеш хонд,
Сухан ҳар чи боист, бо ӯ биронд.[7]

---

1. ИМ – чи.
2. ЛМ - силоҳ.
3. И- чи.
4. Л-бибурд.
5. Л-бибурд.
6. И-б. 1475 нест.
7. ТПЗИМ – Ба Ковуси кай номае кард шоҳ
Зи Турону аз кори туронсипоҳ.

Сари нома кард офарин аз нахуст
Бар –он, к-ӯ замин аз бадиҳо бишуст.

Сари ҷодувонро нагунсор кард,
Чунон ахтари хуфта бедор кард.

Тавоноиву донишу дод аз ӯст
Ба ҳар ҷо[1] ситамёфта шод аз ӯст.

Дигар гуфт, к-аз бахти Ковусшоҳ[2]
Бузурги[3] ҷаҳондидаи некхоҳ.[4]

Кушода шуд ин ганги Афросиёб,
Сари бахти ӯ андаромад ба хоб.

Ба як размгаҳ аз набардасарон
Сарафроз бо гурзҳои гарон.

Ҳамоно ки афканда шуд чил ҳазор
Ба Гулзарриюн дар сафи корзор.

В-аз он пас баромад яке боди сахт,
Ки барканд бо шох бехи дарахт.

Ба об-андар афканд чандин[5] сипоҳ,
Ки ҷустанд бар мо ҳаме дастгоҳ.

В-аз он ҷойгаҳ рафт ба Б-ҳиштганг,
Ҳисоре пур аз мардуму ҷои ҷанг.

Ба ҷанги ҳисор-андарун сӣ ҳазор
Ҳамоно, ки шуд кушта дар корзор[6].

Ҳамон буд, ки бедодгар буд мард,
Варо донишу бахт ёрӣ накард.

1. ИЛМ гетӣ.
2. ИМ – Ковуси кай.
3. ИЛМ – бузургу.
4. И- меҳондидаву некпай; ЛМ – некпай.
5. Л-чанде.
6. ИЛ-б.

Ҳама рӯи кишвар сипаҳ густарид,
Шудаст ӯ кунун аз ҷаҳон нопадид.

Аз ин пас фиристам ба шоҳ огаҳӣ
Зи рӯзе ки бошад маро фарраҳӣ.

Бар он нома-бар мӯҳри заррин ниҳод,
Фиристод наздики Ковус шод[1]*[2]

В-аз он пас биёмад, ба шодӣ нишаст,
Паричеҳра пеш-андарун май ба даст.

Бибуд[3] то баҳор андаровард рӯй,
Ҷаҳон шуд биҳиште пур аз рангу[4] бӯй.

Ҳама дашт чун парниён шуд ба ранг,
Ҳаво гашт бар сони пушти паланг.[5]

Гурозидани гӯру оҳу ба дашт
Бар ин гуна бар чанд хушшӣ[6] гузашт.

Ба нахчири юзону парранда боз,
Маи мушкбӯю бутони тароз.

Ҳама чорпоён ба кирдори гӯр
Пароканда оганда гардан ба зӯр.

Ба гардан ба кирдори шерони нар,
Ба сони гавазнон ба гӯшу ба сар.

Ба ҳар сӯ фиристод корогаҳон,
Ҳаме ҷуст пайдо зи кори ҷаҳон.

1. ИЛ-б. 1492 нест.
2. М-б. 1492 нест.
3. И- Чунин.
4. И-ба рангу ба.
5. И-б. 1495 нест.
6. И-рӯзе.

## ОГОҲӢ ЁФТАНИ КАЙХУСРАВ АЗ ОМАДАНИ АФРОСИЁБ БО ЛАШКАРИ ФАҒФУР

Пас огоҳӣ омад зи Чину Хутан,
В-аз Афросиёб андар он анҷуман.

Ки фағфури Чин бо вай анбоз гашт,
Ҳама кишвари Чин пуровоз гашт.

Зи Чин то ба Гулзарриюн лашкар аст,
Бар эшон чу хоқони чинӣ сар аст.

Надонад касе арзи он хоста,
Парастандаву аспи ороста,

Ки ӯро фиристод фағфури*[1] Чин,
Ба шоҳӣ бар ӯ хонданд офарин.

Ҳама ганҷи Пиронаш омад ба даст
Шутурвор динор сад бор шаст.

Чу он[2] хоста баргирифт аз Хутан,
Яке лашкаре шуд бар ӯ анҷуман.

Чу з-ин гуна огоҳӣ омад зи роҳ,
Ба наздики он зинҳорӣ*[3] сипоҳ.

Ҳама бозгаштанд аз эрониён
Бубастанд кинхостанро миён.

Чу бардошт Афросиёб аз хутан,
Сипоҳе баровард лашкаршикан,

Ки гуфтӣ замин барнатобад ҳаме
Ситора шумораш наёбад[4] ҳаме.

---

1. М-Хоқони.
2. И-чунин.
3. М- зинҳор дода.
4. И- надонад.

Зи Чин сӯи Кайхусрав овард рӯй
Пур аз дард бо лашкари ҷангҷӯй[1].

Чу Кайхусрав огоҳ шуд з-он сипоҳ
Талоя фиристод чанде ба роҳ.

Бифармуд Гударзи Кашводро,
Сипаҳдори ял, шер Фарҳодро,

Ки эдар бибошед бо доду рой,
Талоя шабу рӯз карда ба пой.

Ба Гударз гуфт: «Ин сипоҳи туанд,
Шабу рӯз андар[2] паноҳи туанд.[3]

Зи туркон ҳар он гаҳ ки бинӣ яке,
Ки ёд орад аз душманон андаке,

Ҳам андар замон зинда бар дор кун,
Ду пояш забар, сар нагунсор кун.

Чу беранҷ ёбӣ, ту беранҷ бош,
Нигаҳбони ин лашкару ганҷ бош».

Табира баромад зи пардасарой,
Хурӯшидани занг бо каррной.

Сипоҳе баромад бар он сон[4] зи Ганг
Ки хуршедро орзу кард ҷанг.

Чу берун шуд аз шаҳр, саф баркашид,
Сӯи ӯ кучо лашкар андаркашид.

Миёни ду лашкар ду фарсанг монд,*[5]
Ҷаҳондор гарданкашонро бихонд.

1. И-кинаҷӯй.
2. ЛМ- Чу кор ояд.
3. И-б. 1516 нест.
4. Л-Биёмад бад-он сӯ.
5. М-манзил бимонд.

Чунин гуфт, к-«Имшаб мачунбед ҳеч,
На хобу на осоиш[1] андар басеч.

Талоя пароканда бар гирди дашт
Ҳама шаб ҳаме гирди лашкар бигашт.

Ба ҳар ҳафта будаш бар-он ҷо диранг,
Ҳаме кард*[2] ороишу сози ҷанг.

Ба ҳаштум талоя баромад зи роҳ,
Ба Хусрав чунин гуфт,*[3] к-омад сипоҳ.

Сипаҳро баророст з-он гуна[4] шоҳ,
Ки разм орзу кард[5] хуршеду моҳ.

Чу Афросиёб он сипаҳро бидид,
Биёмад, баробар сафе баркашид.

Ба фарзонагон гуфт, к-«Ин дашти разм
Ба дил бар маро ҳамчу хоб асту базм.

Маро шод бар гоҳ хоб омадӣ,
Чу размам набудӣ, шитоб омадӣ,

Кунун монда гаштам чунин дар гурез
Саре пур зи кина, диле пурситез.

Надонам, ки ин фарри[6] Кайхусрав аст,
Ва ё бар сарам рӯзгори нав аст.

Бар онам, ки бо ӯ шавам ҳамнабард
Агар коми дил ёбам, ар маргу дард».

Бад-ӯ гуфт ҳар кас ки фарзона буд,
Агар хеш буд, ар зи[7] бегона буд,

1. Л- оромиш.
2. М-сохт.
3. М-хабар кард.
4. ЛМ – бар он сон биёрост.
5. Л- Бар ӯ гашт наззора; ИМ-наззора гаштанд.
6. ИЛ- бахти.
7. И-ӯ буд.

Ки гар шоҳро ҷуст бояд набард,
Чаро бояд ин лашкару дору бард?

Ҳама Чину туркон ба пеши туанд[1],
Зи бегонагон гар зи хеши туанд,[2]

Фидои ту бодо тану ҷони мо,
Чунин буд, то буд паймони мо.[3]

Агар сад шавад кушта, ояд*[4] ҳазор,
Тани хешро хормоя мадор.

Ҳама сар ба сар некхоҳи туем,
Ки зинда ба фарри кулоҳи туем.

В-аз он пас баромад зи лашкар хурӯш,
Замину замон шуд пур аз ҷангу ҷӯш.

Ситора падид омад аз тира гард,
Рухи зарди хуршед шуд лоҷвард.

## НОМАИ АФРОСИЁБ БА КАЙХУСРАВ

Сипаҳдори туркон аз он анҷуман
Гузин кард корозмуда ду*[5] тан.

Паёме фиристод наздики шоҳ,
Ки «Кардӣ фаровон зи лашкар табоҳ[6]

Ҳамоно, ки фарсанг аз Эрон ҳазор
Бувад то ба Ганг-андар, эй шаҳрёр.

Зи кӯҳу биёбону аз регу шах
Ду лашкар бад-ин сон чу мӯру малах.

1. И-туем.
2. И-туем.
3. И-б. 1538 нест.
4. М-гар даҳ.
5. М-се.
6. ИЛМ – паси пушт роҳ.

Заминҳо чу дарё шуд аз хуни кин
Зи Гангу зи Чин то ба Эронзамин.

Агар хуни он куштагонро зи хок
Ба жарфе барад рои Яздони пок,

Ҳамоно, ки дарёи қулзум шавад,
Ду лашкар ба хун-андарун гум шавад.

Агар ганҷ хоҳӣ зи ман ё сипоҳ
В-агар буми Турону[1] тахту кулоҳ,

Супорам туро ман, шавам нопадид,
Ҷуз аз теғ ҷонро надорам калид.

Макун гар туро, ман падармодарам,
Зи тухми Фаридуни афсунгарам.

Зи кини[2] падар гар дилат хира шуд,[3]
Чунин пеши ту оби ман[4] тира шуд.

Аз он бад Сиёвуш гунаҳгор буд,
Маро дил пур аз дарду тимор буд.

Дигар гардиши ахтарони баланд,
Ки ҳам бо паноҳанду ҳам бо газанд.

Маро солиён шаст[5] бар сар гузашт,
Ки бо номдорон нарафтам[6] ба дашт.

Ту фарзандиву шоҳи Эрон туӣ,
Ба разм-андарун чанги шерон туӣ.

Яке размгоҳе гузин дурдаст,
На бар домани марди хусравпараст.

1. И-туркон.
2. И-хуни.
3. И-гашт.
4. И-оби ман сӯи ту; Л-оби ман пеши ту.
6. И-гашт.
5. И-сол бисёр.
6. И-номдорӣ бирафтам.

Бигардем ҳарду ба овардгоҳ,
Ба ҷое к-аз ӯ дур монад[1] сипоҳ.

Агар ман шавам кушта бар дасти ту,
Зи дарё наҳанг оварад шасти ту,

Ту бо хешу пайванди мо дармакӯш,
Бипарҳезу аз кина чандин маҷӯш.

В-агар ту шавӣ кушта бар дасти ман,
Ба зинҳори Яздон, к-аз он анҷуман

Намонам, ки як тан бупечад зи дард,
В-агар бинад аз тирахоки[2]*[3] набард».

Зи гӯянда бишнид Хусрав паём,
Чунин гуфт бо пури Дастони Сом,

Ки «Ин турки бадсози мардумфиреб
Набинад ҳаме аз фарозу нишеб.[4]

Зи овард чандин[5] бигӯяд ҳаме,
Магар дахмаи Шеда ҷӯяд ҳаме.

Набера Фаридуну пури Пашанг,
Зи овард бо ӯ маро нест нанг».

Бад-ӯ гуфт Рустам, ки «Эй шаҳрёр,
Ба дил дармадор оташи корзор,

Ки нанг аст бар шоҳ рафтан ба ҷанг,
Агар ҳамнабарди ту бошад паланг.

Дигар он ки гӯяд, ки бо лашкарам,
Макун ҷанг бо дудаву кишварам.

---

1. Л-бошад.
2. Л-бод хоки.
3. М- Ва ё бинад ин чак-чаки.
4. ТПЗМ – Ба чора чунин аз бади мо биҷаст,
Ки монад бари тахти Турон нишаст.
5. И- чанде.

Зи дарё ба дарё туро лашкар аст,
Куҷо рояшон з-ин сухан дигар аст.

Чу паймони Яздон кунӣ бо ниё,
Набояд[1], ки бар[2] дил бувад кимиё.

Ба анбӯҳ лашкар ба ҷанг андар ор,
Сухан бугсил аз гуфтаи нобакор»…

## ҶАНГИ ЭРОНИЁН БО ТУРОНИЁН

Зи Рустам чу бишнид Хусрав сухан,[3]
Писандид гуфтори пири куҳан.[4]

Ба гӯянда гуфт: «Ин бадандеш мард
Чунин бо ман овехт андар набард.

Фузун кард аз ин бо Сиёвуш вафо,
Забон пурфусун дошт, дил пурҷафо,

Бирав з-эдар, он бадкунишро бигӯй,
К-аз ин пас бар ин раҳ, ки гуфтӣ, мапӯй.[5]

Сипаҳбад ба кажжӣ нагирад фурӯғ,
Равон хира[6] пуртобу дил пурдурӯғ.

Гар эдун, ки роят набард асту бас,
Ҷуз аз ман набарди туро ҳаст кас.

Таҳамтан ба ҷой асту Геви далер,
Ки пайкор ҷӯянд бо наррашер.[7]

Агар шоҳ бо шоҳ ҷӯяд набард,
Чаро бояд ин лашкару дору бард?

1. ИЛМ –нашояд.
2. Л-дар.
3. ИЛ- сухун.
4. ИЛМ-Яке дигар андеша афканд бун.
5. ИЛМ –б. 1577 нест.
6. И-тира.
7. И-пилу шер.

Набошад маро з-ин сипас бо ту ҷанг,
Бубинӣ кунун рӯзи торику танг».

Фиристода баргашту омад чу бод,
Саросар шунида бар ӯ кард ёд.

Пур аз дард шуд ҷони Афросиёб
Накард эч бар ҷангҷустан шитоб.

Сипаҳро ба ҷанг андаровард шоҳ,
Бичунбид ночор дигар сипоҳ.

Яке бодирангу яке бошитоб,
Замин шуд ба кирдори дарёи об.

Зи боридани тир гуфтӣ, ки абр
Ҳаме жола борад зи коми ҳизабр.

Зи шабгир то гашт хуршед зард,[1]
Замин пур зи хун буд дар зери мард.[2]

Сипаҳ бозгардид, чун тира гашт,
Ки чашми саворон ҳаме хира гашт.

Шаҳаншоҳ[3] бо фарру аврангу соз
Чу омад ба лашкаргаҳи хеш боз,

Чунин гуфт бо Тус, к-«Имрӯз ҷанг
На бар орзу кард пури Пашанг.

Гумонам, ки имшаб шабехун кунад,
Зи дил дарди дерина берун кунад».

Яке канда фармуд кардан ба роҳ
Бад-он сӯ, ки буд роҳи туронсипоҳ.

1. ИМ – лаъл.
2. ИМ – гашт дар зери наъл.
3. ЛМ – Сипаҳдор.

Бифармуд, к-оташ*[1] масӯзед кас,
Набояд, ки ояд хурӯши ҷарас.

Зи лашкар саворон, ки буданд гурд,
Гузин карду Хусрав ба Рустам супурд.

Дигар баҳра бугзид аз эрониён,
Ки банданд мар тохтанро миён.

Ба Туси сипаҳбад супурд он гурӯҳ,
Бифармуд, то рафт бар сӯи кӯҳ.

Таҳамтан сипаҳро ба ҳомун кашид,
Сипаҳбад сӯи кӯҳ берун кашид.

Бифармуд, то зуд берун шаванд,
Чапу рост ҳарду ба ҳомун шаванд.

Талоя надоранду[2] шамъу чароғ,
Яке сӯи дашту яке сӯи роғ.

Бад-он то марг созад Афросиёб,
Ба мо-бар шабехун ба ҳангоми хоб.

Гар ояд сипоҳ, андароянд пас,
Бимонад, набошад-ш фарёдрас.

Ба раҳ канда пешу пас-андар сипоҳ,
Паси канда бо лашкару пил шоҳ.

Шабехун кардани Афросиёб бар
Кайхусрав ва шикаст ёфтан

**СИПАҲДОРИ ТУРКОН, ЧУ ШАБ ДАРШИКАСТ,**
**МИЁН БО СИПАҲ ТОХТАНРО БУБАСТ.**

Зи лашкар ҷаҳондидагонро бихонд,
Зи кори гузашта фаровон биронд.

1. М-Бигуфташ, ки оташ.
2. И- надоранд.

Чунин гуфт, к-«Ин шуми пуркимиё
Чунин чира*[1] шуд бар сипоҳи ниё.

Кунун бегумон хуфтаанд он гурӯҳ,
Пароканда лашкар ҳама дашту кӯҳ.

Кунун мо зи дил тарс берун кунем,
Саҳаргаҳ бар эшон шабехун кунем.

Гар имшаб бар эшон наёбем даст,
Ба пастӣ абар[2] хок бояд нишаст.

Агар бахтёрӣ*[3] нагирад фурӯғ,
Ҳама чора бод асту мардӣ дурӯғ».

Бар ин барниҳоданду бархостанд,
Зи баҳри шабехун биёростанд.

Зи лашкар гузин кард панҷаҳ ҳазор
Ҷаҳондида гурд аз дари корзор.[4]

Бирафтанд корогаҳон пеши ӯй,
Ҷаҳондида мардони пархошҷӯй.[5]

Зи корогаҳон он ки буд раҳнамой,
Биёмад ба наздики пардасарой.

Ба ҷое ғави посбоне[6] надид,
Ҷуз аз[7] орамида ҷаҳоне надид.[8]

Талоя наву оташу бод на,
Зи Турон касеро ба дил ёд на.

1. М-Хира.
2. И-бари.
3. М-бахтамон.
4. И-мардони ҷангӣ савор.
5. И-б. 1613 нест.
6. Л-посбонон.
7. Л-чунон.
8. Л-ҷаҳонро бидид.

Чу он дид, баргашту омад давон,
К-аз эшон касе нест равшанравон.

Ҳама хуфтагон сар ба сар мурдаанд,
Ту гуфтӣ[1] ҳама рӯз май хӯрдаанд.

Ба ҷое талоя падидор нест,
Ҳама дашт бар пой ҷуз хор нест.

Чу Афросиёб ин суханҳо шунуд,
Ба дил-ш- андарун рӯшноӣ фузуд.

Сипаҳро фиристоду худ барнишаст,
Миён бо ялон тохтанро бубаст.[2]

Бирафтанд гурдон чу дарёи об,
Бикарданд*[3] бар тохтан-бар шитоб.

Бар он тохтан ҷунбишу соз на,
Ҳамон нолаи бӯқу овоз на.

Бирафтанд[4] наздики пардасарой,
Баромад хурӯшидани каррной.

Ғави табл бар кӯҳаи зин бихост,
Дурафши сияҳро*[5] баровард рост.

Зи лашкар ҳар он кас, ки буд пешрав,
Барангехтанд аспу бархост зав.

Ба канда дарафтод чандин[6] савор,
Бупечид дигар сар аз корзор.

Зи як даст Рустам баромад зи дашт,
Зи гарди саворон ҳаво тира гашт.

1. ИЛ-Вагарна.
2. Л-б. 1619-1621 нест.
3. М- гирифтанд.
4. ИЛ-Чу рафтанд.
5. М- сияҳ сар.
6. Л-чанде.

Зи дасти дигар Геви Гударзу Тус,
Ба пеш-андарун бӯқу овои кӯс.

Шаҳаншоҳ бо ковиёнӣ дурафш,
Ҳаво шуд зи теғи саворон бунафш.

Баромад деҳу дору банду[1] бикуш,
На бо асп ҷону на бо мард ҳуш.

Ба ҷунбиш даромаду ду дарёи хун,
Шуд аз мавҷи он хун замин лолагун.

Зи фӯлодпӯшони лашкаршикан
Тани кӯҳ ларзанда бар хештан.

Гурезандагонро дар он растахез
На рӯи раҳоӣ, на роҳи гурез[2].

Аз эшон зи сад номвар даҳ намонд,
Зи кушта гурезандаро раҳ намонд.

Чу огоҳӣ омад аз ин размгоҳ,
Чунон хаста шуд шоҳи туронсипоҳ,

Ки аз ҷангиён зору гирён шуданд,
Зи дарди дили шоҳ бирён шуданд.

Чунин гуфт, к-аз гардиши осмон
Наёбад гузар донишӣ бегумон.

Чу душман ҳаме ҷон ситонад, на чиз,
Бикӯшем ночор як бор*[3] низ.

Агар сар ба сар тан ба куштан диҳем,
В-агар тоҷи шоҳӣ ба сар барниҳем».

Баромад хурӯш аз ду пардасарой,
Ҷаҳон шуд пур аз нолаи каррной.

1. Л- гиру.
2. ИЛМ-б. 1632-1634 нест.
3. М-захм.

Бирафтанд[1] шамшеру жӯпин ба каф,
Кашида сипаҳ бар се фарсанг саф.

Ба кирдори дарё шуд он размгоҳ,
На хуршеди тобанда равшан, на моҳ.

Сипоҳ андаромад ҳаме фавҷ-фавҷ,
Бар он сон, ки бархезад аз об мавҷ.

Дару[2] дашт гуфтӣ, ки пурхун шудаст,
Хур аз чархи гарданда берун шудаст.

Ба қир-андар андуда чеҳри сипеҳр,
Касеро набуд бар тани хеш меҳр.

Ҳамон гаҳ баромад яке тундбод,
Ки ҳаргиз кас онро надорад ба ёд.

Ҳаме хок бардошт аз размгоҳ,
Бизад бар сару чашми туронсипоҳ.[3]

Зи саршон ҳама таргҳо баргирифт,
Бимонд андар он шоҳи туркон шигифт.

Ҳама дашт мағзи сару[4] хун гирифт,
Дили санг ранги[5] табархун гирифт.

Саворони туркон, ки рӯзи диранг
Забун доштандӣ шикори паланг,

Надиданд бо чархи гардон набард,
Ҳаме бод бардошт бо асп мард.

Чу Кайхусрав он ҷунбиши бод дид,
Дили бахти эрониён шод дид,

1. ИМ-гирифтанд.
2. И-дижу.
3. Л-б. 1648 нест.
4. Л- Биёбон ҳама сар ба сар.
5. Л-Ҳама рӯи дарё.

Або Рустаму Геви Гударзу Тус
Зи қалби сипоҳ андаровард кӯс.

Деҳодеҳ баромад зи қалби сипоҳ,
Зи як даст Рустам, зи як даст[1] шоҳ.

Шуд андар[2] ҳаво гард бар сони меғ,
Чи меғе[3] ки борони ӯ тиру[4] теғ.

Тале кушта ҳар ҷой чун кӯҳ-кӯҳ,
Бараш чашмаи хун зи ҳарду гурӯҳ.

Ҳаво гашт чун чодари нилгун,
Замин ҳам ба кирдори дарёи хун.

Зи тир осмон шуд чу парри уқоб,
Нигаҳ кард тирадил Афросиёб.

Бидид он дурафши дурафшон бунафш,
Ниҳон кард бар қалбгаҳ-бар дурафш.

Сипаҳро рада баркашида бимонд,
Худу номдорону гурдон биронд.

Зи хешону[5] шоиста марди[6] ҳазор,
Бибурд он ки буд, аз дари корзор.

Ба бероҳ роҳи биёбон гирифт,
Ба ранҷи тан аз душманон ҷон гирифт.

Зи лашкар ниёро ҳаме ҷуст шоҳ,
Биёмад дамон то ба қалби сипоҳ.*[7]

1. И-дигар даст.
2. Л-бубаст дар.
3. Л-абре.
4. И-Ки борони ӯ сар ба сар буд.
5. ИЛ – хешони.
6. ИЛ-марде.
7. М-сари қалбгоҳ.

Рикобаш гарон карду чанде шитофт,
Нишони паи шоҳи Турон наёфт.[1]

Сипаҳ чун нигаҳ кард дар қалбгоҳ,
Надиданд ҷое дурафши сиёҳ.

Зи шоҳи каён хоста зинҳор,
Фурӯ рехтанд олати корзор.

Чу Хусрав нигаҳ кард, бинвохтшон,
Зи лашкар ҷудо пойгаҳ сохтшон.

Бифармуд, то тахти заррин ниҳанд,
Ба хайма-дар ороиши Чин ниҳанд.

Май оварду ромишгаронро бихонд,
Зи лашкар фаровон саронро бихонд.

Шабе кард ҷашне, ки то рӯзи пок
Ҳаме мурда бархост аз тирахок.

Чу хуршед бар чарх бинмуд даст,
Рухи тирашабро[2] ба нохун бихаст.

Шаҳаншоҳи Эрон сару тан бишуст,
Ба ҷое хиромид бо Жанду Уст,*[3]

К-аз эрониён кас мар ӯро надид,
На дому дад овози вайро шунид.

Зи шабгир то моҳ бар чархи соҷ
Ба сар барниҳод он дилафрӯз тоҷ.

Ситоиш ҳаме кард бар кирдгор,
Аз ӯ шодмон гардиши рӯзгор.

Фаровон бимолид бар хок рӯй,
Ба рух барниҳод аз ду дида ду ҷӯй.

1. Л-б. 1664, 1665 нест.
2. И-Шаби тира рухро.
3. М- Яке ҷойгоҳи парастиш биҷуст.

В-аз он ҷо биёмад сӯи тоҷу тахт,
Хиромону шодондилу некбахт.

Аз эрониён ҳар кӣ афканда буд,
Агар кушта буду[1] агар[2] зинда буд,

Аз он хоки овард[3] бардоштанд,
Тани душманон хор бугзоштанд.

Ҳама размгаҳ дахмаҳо[4] сохтанд,
Аз он куштагон чун бипардохтанд.

Зи чизе ки дид андар он размгоҳ,
Бубахшид пок он[5] ҳама бар сипоҳ.

В-аз он ҷойгаҳ рафт ба Б-ҳиштганг
Ҳама лашкар обод бо сози ҷанг.

## РАСУЛ ФИРИСТОДАНИ ХОҚОНИ ЧИН НАЗДИ КАЙХУСРАВ

Чу огоҳӣ омад ба Мочину Чин,
Зи туркону аз шоҳи Эронзамин,

Бупечид[6] фағфуру хоқон ба дард,
Зи тахти меҳӣ ҳар касе ёд кард.

В-аз он ёвариҳо[7] пушаймон шуданд,
Пурандеша дил сӯи дармон шуданд.

Ҳаме гуфт фағфур, к-«Афросиёб,
Аз ин пас бузургӣ набинад ба хоб.

1. Л-буданд.
2. И-ё.
3. И-мар ӯро ҳам аз хок.
4. Л-хаймаҳо.
5. И-яксар.
6. И-хабар шуд ба.
7. И-Бузургони чинӣ.

Зи лашкар фиристодану хоста
Шавад бегумон кори мо[1] коста.

Пушаймонӣ омад ҳама баҳри мо,
В-аз[2] ин кор вайрон шавад шаҳри мо.

1690 Зи Чину Хутан ҳадяҳо сохтанд,
Бар он кор ганҷе бипардохтанд.

Фиристодаи некдилро бихонд,
Суханҳои шоиста бо ӯ биронд.[3]

Зи боистанӣ ҳар чи дар ганҷ[4*5] буд,
Зи динору аз гавҳари нобисуд,

Ба пӯзиш фиристод наздики шоҳ,
Фиристодагон баргирифтанд роҳ.

Бузургони Чин бедиранг омаданд,
Ба як ҳафта аз Чин ба Ганг омаданд.

1695 Ҷаҳондори пирӯз бинвохтшон,
Чунон чун бибоист, биншохтшон.

Пазируфт чизе, ки оварда буд,
Зароиф буду бадраву барда буд.

Фиристодаро гуфт, к ӯро бигӯй,
Ки хира бари мо мабар обрӯй.[6]

Набояд, ки назди ту Афросиёб
Биёяд шаби тира ҳангоми хоб».

---

1. И-корҳо.
2. ИЛ-к-аз.
3. ТПЗЛ – Яке марди некӯдилу некхоҳ
Фиристод фағфур наздики шоҳ.
4. ИЛ- Зароиф ба Чин-андарун ҳар чи.
5. М-Ба Чин- андарун турфа аз ҳарчи.
6. Л-б. 1697 нест.

Фиристода баргашту омад чу бод,
Ба фағфур яксар паёмаш[1] бидод.

Чу бишнид фағфур ҳангоми хоб,
Фиристод кас назди Афросиёб.

Ки аз марзи Чину Хутан дур бош,
Зи бад кардани хеш ранҷур бош.

Ҳар он кас, ки ӯ гум кунад роҳи хеш,
Бад ояд бадандешро кор пеш.

## БАРГАШТАНИ АФРОСИЁБ АЗ ОБИ ЗИРЕҲ

Чу бишнид Афросиёб ин сухан,
Пушаймон шуд аз кардаҳои куҳан.

Ба бероҳ роҳи биёбон гирифт,
Бияфканд номи[2] меҳӣ,[3] ҷон гирифт.

Чу бо дарду бо ранҷу ғам дид рӯз,
Биёмад дамон то ба кӯҳ Испирӯз.

Зи бадхоҳ рӯзу шаб ожир буд,
Ба ҳар ҷой хӯрдан-ш нахчир буд.

Биёмад чунин то ба оби Зиреҳ,
Миён суда аз ранҷу банду гиреҳ.

Чу наздики он жарфдарё расид,
Мар ӯро миёну карона надид.

Бифармуд, то марди киштишумор
Бисозад ба киштӣ зи дарё гузор.[4]

1. И-бар гуфтаҳо кард.
2. Л-тахти; И-ному.
3. И-ғами.
4. ИЛМ – Бад-ӯ гуфт маллоҳ, к-эй шаҳрёр,
Бад ин жарфдарё наёбӣ гузор.

Чунин гуфт дарёшиноси куҳан,
Ки «Эй номбардори Чину Хутан,[1]

Маро солиён ҳаст ҳафтоду ҳашт,
Надидам, ки киштӣ бар ин сӯ гузашт».

Бад-ӯ гуфт пурмоя Афросиёб,
Ки «Хуррам касе, к-ӯ бимирад дар об.

Мар ӯро*[2] ба шамшер душман накушт,
Ҷаҳон чун накушташ[3], бигирад ба мушт».

Бифармуд, то меҳтарон ҳар касе
Ба об андароранд киштӣ басе.

Сӯи Гангдиж бодбон баркашид,
Зи неку зи бадҳо сар андаркашид.

Чу он ҷо шуд эмин, бихуфту бих(в)ард,
Баросуд аз рӯзгори[4] набард.

Чунин гуфт, к-«Эдар бибошем шод,
Зи кори гузашта нагирем ёд.

Чу равшан шавад тирагун ахтарам,
Ба киштӣ бар оби Зireҳ бугзорам.

Зи душман бихоҳам ҳамон кини хеш,
Дурафшон кунам роҳу оини хеш».

Чу Кайхусрав огоҳ шуд з-он сухан,
Ки кори нав овард марди куҳан,

Ба Рустам чунин гуфт, к-«Афросиёб
Сӯи Гангдиж шуд ба дарёи об.

1. ИЛМ –б. 1710т нест.
2. М-Маро чун.
3. Л- нигинаш.
4. ИЛ-овардгоҳ.

Ба кирдор кард он чи бо мо бигуфт,
Ки моро сипеҳри баланд аст ҷуфт.

Ба киштӣ ба оби Зиреҳ баргузашт,
Ҳама сар ба сар ранҷи мо бод гашт.[1]

Маро бо ниё ҷуз ба ханҷар сухан
Набошад, нагардонам ин кин куҳан.

Ба нерӯи Яздони пирӯзгар
Бубандам ба кини Сиёвуш камар.

Ҳама Чину Мукрон сипаҳ густарам,
Ба дарёи Каймок[2] - бар бугзарам.

Чу гардад маро рост Мочину Чин,
Нахоҳем ёрӣ зи Мукронзамин.

Бар оби Зиреҳ бугзаронам сипоҳ,
Агар чархи гардон бувад некхоҳ.

Агарчанд ҷое диранг оядам,[3]
Магар марди хунӣ ба ҷанг оядам.[4]

Фаровон шумо ранҷ бардоштед,
Бару буми обод бугзоштед.

Ҳам ин ранҷ бар хештан барниҳем,
Аз он беҳ, ки гетӣ ба душман диҳем.[5]

Бимонад зи мо ном то растахез
Ба пирӯзиву душман андар гурез.

Шуданд андар он паҳлавонон дижам,
Лабон*[6] пур зи бод, абрувон пур зи хам,

1. И-б. 1723 нест.
2. ИЛ-Кимол.
3. И-оварам.
4. И-оварам.
5. И-б. 1731 нест.
6. М-даҳон.

Ки дарёи бомавҷу чандин сипоҳ,
Сару кор бо бод шаш моҳ роҳ.

Кӣ донад, ки берун кӣ ояд зи об,
Бад омад сипаҳро зи Афросиёб.

Чу хушкӣ бувад, мо ба ҷанг-андарем,
Ба дарё ба коми наҳанг-андарем».

Ҳаме гуфт ҳар гунае ҳар касе,
Бад-он гаҳ, ки гуфторҳо шуд басе.

Чунин гуфт Рустам, ки «Эй меҳтарон,
Ҷаҳондидаву ранҷбурда сарон,

Набояд, ки ин ранҷ бебар шавад,
Ба боди таносонӣ андар шавад.

Ва дигар, ки ин шоҳи пирӯзгар
Биёбад ҳаме з-ахтари нек бар.

Аз Эрон бирафтем то пеши Ганг,
Надидем ҷуз ҷанг ҷое диранг.

Зи коре ки созад ҳаме бар х(в)арад,
Бар ин омаду ҳам бар ин бугзарад».

Чу бишнид лашкар зи Рустам сухун,
Яке посухи нав фиканданд бун.

Бузургони донанда[1] бархостанд,
Ба хубӣ забонро[2] биёростанд,

Ки «Мо шоҳро сар ба сар бандаем,
Або бандагӣ дӯстдорандаем.

Ба хушкиву бар об фармон турост,
Ҳама бандагонему[3] паймон турост.

1. И-фарзона.
2. И-забонҳо.
3. ИЛ-кеҳтаронему.

## ФИРИСТОДАНИ КАЙХУСРАВ БАНДИЁН ВА ГАНҶ НАЗДИ КОВУС БО НОМА

Аз он шод шуд шоҳу бинвохтшон,
Якояк бар андоза биншохтшон.

Дари ганҷҳои ниё баркушод,
Зи пайванду меҳраш накард эч ёд.

Зи дебову динору гавҳар ҳазор
Ҳаюнони шоиста карданд бор.

Зи говони гардункашон даҳ[1] ҳазор
Бибурданд бо олати корзор.

Ҳам эдун зи ганҷи дирам бешумор*[2]
Шутур бор карданд бо шаҳрёр.

Бифармуд аз он пас ба ҳангоми хоб,
Ки пӯшидарӯёни Афросиёб

Зи хешу зи пайванди ӯ ҳар кӣ ҳаст,
Агар духтаронанд, агар зердаст,

Ҳама дар иморӣ ба роҳ оваред,
Аз айвон ба майдони шоҳ оваред.

Сад аз номдорону гарданкашон,
Ки буданд ҳар як ба мардӣ нишон.

Ҳама хешу пайванди Афросиёб,
Зи тимори ӯ дидагон пур зи об.

Чу Ҷаҳну чу Гарсевази арҷманд,
Ба маҳд-андарун пой карда ба банд.

Навоҳо, ки аз шаҳрҳо ёдгор,
Гаравгон зи туркону чинӣ ҳазор[3]

---

1. И-ду.
2. М-ду.
3. ИЛ-б. 1758 нест.

Гузин кард аз эрониён дах[1] ҳазор
Супурд аз замон Гевро шаҳрёр.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй марди фархундапай,
Бирав бо сипаҳ сӯи Ковуси Кай.

Бифармуд, то пеши ӯ шуд дабир,
Биёвард қиртосу мушку абир.[2]*[3]

Яке нома аз қиру мушку гулоб
Бифармуд дар кори Афросиёб.

Чу шуд ҳома аз мушк в-аз қир тар,
Нахуст офарин кард бар додгар,

Ки дорандаву барсароранда ӯст,
Замину замонро нигоранда ӯст.

Ҳам ӯ офаринандаи мӯру пил
Зи хошоки ночизу дарёи Нил.

Ҳама бо тавоноии ӯ якест,
Худованди ҳасту Худованди нест.

Касеро, ки ӯ парваронад ба меҳр,
Бар ӯ- бар нагардад ба тундӣ сипеҳр.

В-аз ӯ бод бар шоҳи гетӣ дуруд,
К-аз ӯ хезад оромро тору пуд.

Расидам бар ин диж, ки Афросиёб
Ҳаме дошт аз баҳри орому хоб.

Бад-ӯ- андарун буд тахту кулоҳ,
Бузургиву дайҳиму тоҷу сипоҳ.

1. Л-ду.
2. И-б. 1761 нест.
3. М- Чини ҳарир.

Чиҳил рӯз то бораҳо гашт паст,
Бад он буд, ки душман наёмад ба даст.[1]

Бигӯяд кунун Гев як-як ба шоҳ,
Сухан ҳарчи рафт андар ин размгоҳ.

Чу дар пеши Яздон кушоӣ ду лаб,
Ниёиш кун аз баҳри ман рӯзу шаб.

Кашидем лашкар ба Мочину Чин
В-аз он рӯй ронам ба Мукронзамин.

В-аз он пас бар оби Зиреҳ бугзарам,
Агар покяздон бувад ёварам.

Зи пеши шаҳаншоҳ баргашт Гев,
Або лашкари гашну мардони нев.

Чу боди ҳаво гашт бар шоҳроҳ,
Расидаш[2] ба наздики Ковусшоҳ.

Пас огоҳӣ омад ба Ковуси кай
Аз он паҳлавонзодаи некпай.

Пазира фиристод чанде сипоҳ,
Гаронмоягон баргирифтанд роҳ.

Чу омад бари шоҳ Геви далер,
Сипоҳе зи гурдон чу як дашт шер.

Чу Гев андаромад ба наздики шоҳ,
Заминро бибӯсид бар пешгоҳ.

Варо дид Ковус, бар пой ҷаст,
Бихандиду бистурд рӯяш ба даст.

1. ТПЗМ – Саранҷом аз ҷанги мо раста гашт,
Ҳар он кас, ки баргашт, дилхаста гашт.
2. Л-биёмад.
2. И- бигрифт дасташ.

Бипурсидаш аз шаҳреру сипоҳ,
Зи гарданда хуршеду тобанда моҳ.

Бигуфт он куҷо дид Геви сутург,
Зи гурдону аз шаҳрёри бузург.

Ҷавон шуд зи гуфтори ӯ шоҳи пир,
Пас он нома бинҳод пеши дабир.

Чу он нома бар шоҳи Эрон бихонд,
Ҳама анҷуман дар шигифтӣ бимонд.[1]

Фуруд омад аз тахт Ковусшоҳ,
Зи сар баргирифт он каёнӣ[2] кулоҳ.

Биёмад, биғалтид бар тирахок
Ниёишкунон пеши Яздони пок.

Аз[3] он ҷойгаҳ шуд ба ҷои нишаст,
Або паҳлавонони хусравпараст,[4]*[5]

Ҳаме гуфт бо шоҳ Гев, он чӣ дид,
Сухан низ, к-аз шоҳи Эрон шунид.

Май оварду ромишгаронро бихонд,
В-аз Эрон набардасаронро бихонд.

Ҳама шаб ҳаме гуфту посух шунид,
Чунин то шаби тира андарчамид.

Бирафтанд бо шамъ ёрон зи пеш,
Диле шоду хуррам ба айвони хеш.

---

1. ТПЗ – Ҳама шод гашта ва хуррам шуданд,
Зи шодӣ ду дида пур аз нам шуданд,
Ҳама чиз доданд дарвешро,
Ба нафрин бикарданд бадкешро.
2. ИЛ- хучаста.
3. Л-В-аз.
4. Л-Ба гирди дил озини шодӣ бубаст.
5. М-Ба гирди дил озини шоҳӣ бубаст.

Чу барзад хур аз чарх рахшон синон,
Бупечид шаб гирд карда инон.

Табира баромад зи даргоҳи шоҳ,
Бирафтанд гурдон бад-он боргоҳ.

Ҷаҳондор пас Гевро пеш хонд,
Бар он номвар тахти шоҳӣ нишонд.

Бифармуд, то хоста пеш бурд,
Ҳам он номвар сарфарозони гурд.

Ҳам он бегунаҳ рӯйпӯшидагон,
Паси парда андар ситамдидагон.

Ҳам он Ҷаҳну Гарсевази[1] бандсой,*[2]
Ки ӯ бурд пои Сиёвуш зи ҷой.

Чу Гарсевази[3] бадкунишро бидид,
Бар ӯ кард нафрин, ки нафрин сазид.

Ҳам он Ҷаҳнро пой карда ба банд,
Бибурданд наздики тахти баланд.

Асирону он кас, ки буд аз наво,[4]
Биёрост мар ҳар якеро сазо.*[5]

Якеро нигаҳбон, якеро ба банд,
Яке пурумеду яке бо газанд.[6]

Бар он духтарони рад Афросиёб
Нигаҳ кард Ковус мижгон пуроб.

1. ИЛ-Гаршеваз.
2. М- тирарой.
3. ИЛ-Гаршеваз.
4. И-бенаво.
5. М- Чудо.
6. И-якеро наво: Л-Ниҳода ба гардан-дарун ғулу банд.

Паси пардаи шоҳашон ҷой кард,
Ба баршон[1] парастанда[2] бар пой кард.

В-аз он пас ҳама хостҳо ҳар чӣ буд,
Зи динору аз гавҳари нобисуд,

Ба эрониён дод, то офарин
Бихонданд[3] бар шаҳрёри замин[4].

Дигар бардагон меҳтаронро супурд,
Ба айвон набуд аз бузургону хурд.

Биёростанд аз дари Ҷаҳн ҷой,
Хуриш бо парастандаву раҳнамой.

Ба диж-дар яке ҷои торик буд,
Зи дил дуру бо дахма наздик буд.

Ба Гарсеваз омад чунон ҷой баҳр,
Чунин аст кирдори гардандадаҳр.

Хунук он касе, к-ӯ бувад подшо,
Кафи род дорад, дили порсо.

Бидонад, ки гетӣ бар ӯ бугзарад,
Нагардад ба гирди дари бехирад.

Хирад чун шавад аз ду дида сиришк,
Чунон ҳам, ки девона хоҳад пизишк.

В-аз он пас, к-аз эшон бупардохт шоҳ,
Зи бегона мардум тиҳӣ кард гоҳ.

Нависанда оҳанги қиртос кард,
Сари хома бар сони алмос кард.

1. И-б. 1803 нест.
2. ИЛ- Вакилу.
3. ИЛ- Бихонанд.
4. И-шоҳи Эронзамин.

Навиштанд нома ба ҳар кишваре,
Ба ҳар номдореву ҳар меҳтаре,

Ки шуд Турку Чин шоҳро яксара,
Ба обишхур омад палангу бара.

Дирам доду динор дарвешро,
Парастандаву[1] мардуми хешро.

Ба ду ҳафта дар пеши даргоҳи шоҳ
Аз анбӯҳи бахшиш надиданд роҳ.

Севум ҳафта дар[2] ҷойгоҳи меҳӣ
Нишаст андар ором бо фарраҳӣ.

Зи бас нолаи пою бонги суруд
Ҳаме дод дил ҷоми майро дуруд.

Ба як ҳафта аз ҷоми Ковуси Кай
Ҳаме мавҷ бархост аз сурхмай.

Сари моҳи нав хилъати Гев сохт,
Ҳама зарру пирӯза-андар нишохт.

Табаққои заррину пирӯзаҷом,
Камарҳои заррину симинситом.[3]

Парастор бо тавқу бо гӯшвор,
Ҳамон ёраву тоҷи гавҳарнигор.

Ҳамон ҷомаву тахту афкандані,
Зи рангу зи бӯву зи густарданӣ.

Фиристод, то Геврo хонданд,
Бар авранги заррин-ш биншонданд.

Бибурданд хилъат ба наздики ӯй,
Бимолид Гев андар он тахт рӯй.

1. ИЛ- парогандаву.
2. ИЛ-бар.
3. ИЛ- зарринситом.

## ПОСУХИ НОМАИ ХУСРАВ АЗ КОВУСШОҲ

В-аз он пас биёмад хиромон дабир,
Биёвард қиртосу мушку абир.

Навиштанд посух, ки аз кирдгор
Шудам шоду хушнуд аз ин рӯзгор,

Ки фарзанди мо гашт пирӯзбахт[1]
Сазои меҳӣ аз дари тоҷу тахт.

Бадеро ки гетӣ ҳаме танг дошт,
Ҷаҳон аз паи ғорату ҷанг дошт,

Зи дасти ту овора шуд дар*[2] ҷаҳон,
Нагӯянд номаш ҷуз андар ниҳон.

Ҳамасола то буд, хунрез буд,
Сабукрӯю бадгавҳару тез буд.

Бизад гардани Нӯзари тоҷдор,
Зи шоҳони пешин буд ӯ[3] ёдгор.

Бародаркушу бадтану шоҳкуш,
Бадандешу бадному шӯридаҳуш.

Паи ӯ мамон то ниҳад бар замин
Ба Турону Мукрону дарёи Чин.

Ҷаҳонро магар з-ӯ раҳоӣ бувад,
Бадиро зи гетӣ ҷудоӣ бувад.

Агар довари додгар як Худой
Туро буд хоҳад ҳаме раҳнамой,*[4]

Ки гетӣ бишӯӣ зи ранҷи бадон,
Зи гуфтору кирдори нобихрадон,

1. И-пирӯзгар.
2. М-магар.
3. Л-шоҳону пешинагон.
4. М-б. 1840 нест.

Ба доди ҷаҳонофарин шод бош,
Ҷаҳонро яке тоза бунёд бош!

Агар[1] боз бинам туро шодмон,
Пур аз дард гардад дили бадгумон.

Аз он пас ҷуз аз пеши Яздони пок
Набошам, к-аз ӯяст уммеду бок.

Бад-он то ту пирӯз бошиву шод,
Сарат сабз бодо, дилат пур зи дод.

Ҷаҳонофарин раҳнамои ту бод,
Ҳамеша сари тахт ҷои ту бод».

Ниҳоданд бар нома-бар мӯҳри шоҳ,
Зи айвони ӯ Гев бугзид роҳ.

Ба раҳ-бар набудаш ба ҷое диранг,
Ба наздики Кайхусрав омад ба ганг.

Бад-ӯ офарин карду нома бидод,
Паёми ниё пеши ӯ кард ёд.

Зи гуфтори ӯ шод шуд шаҳрёр,
Биёвард[2] ромишгару майгусор.

Ҳаме буд пирӯз[3] шодон се рӯз,
Чаҳорум чу бифрӯхт гетифурӯз,

Сипаҳро ҳаме таргу ҷавшан бидод,
Чунон чун бувад расми шоҳону дод.

Ҷаҳоне*[4] ба Густаҳми Нӯзар супурд,
Яке лашкаре номбардору гурд.

1. ИЛ-Магар.
2. ИЛ- май оварду.
3. И-Ҳамехӯрд имрӯзу; Л-пирӯзу.
4. М-Мар ӯро.

Зу Ганги гузин роҳи Чин баргирифт,
Ҷаҳоне ба шамшер дар бар гирифт.

Бибуд рӯз пайкору тирашабон
Талоя ба рӯзу ба шаб посбон.

Бад-ин гуна то шорсони падар
Ҳаме рафт гирёну пурхок сар.

Ҳаме гирди боғи Сиёвуш бигашт,
Ба ҷое ки бинҳод хун зери ташт.

Ҳаме гуфт агар додгар як Худой
Бихоҳад, ки бошад маро раҳнамой,

К-аз ин ҳам нишон хуни Афросиёб
Бирезам ман эдар ба кирдори об.

В-аз он ҷойгаҳ шуд сӯи тахт боз,
Ҳаме гуфт бо довари пок роз.

## ПАЙҒОМ ФИРИСТОДАНИ КАЙХУСРАВ НАЗДИКИ ФАҒФУРИ ЧИН ВА ШОҲИ МУКРОН

Зи лашкар фиристодагон баргузид,
Ки гӯянду донанд гуфту шунид.

Фиристод кас назди хоқони Чин,
Ба фағфур солори Мукронзамин,

Ки гар дод гиреду фармон кунед,
Зи кирдори бад дил пушаймон кунед.

Хӯришҳо фиристед пеши сипоҳ,
Бубинед ночор моро ба роҳ.

Касе к-ӯ битобад зи гуфтори мо,
В-агар дур монад зи дидори мо,

Сари ӯ бибуррам ба шамшери тез,
Барорам зи айвони ӯ растахез.[1]

Фиристода омад ба ҳар кишваре,
Ба ҷое ки буд номвар меҳтаре.

Ғамӣ[2] гашт фағфуру хоқони Чин,
Бузургони ҳар кишваре ҳамчунин.

Фиристодаро чанд гуфтанд гарм
Суханҳои ширин ба овои[3] нарм,

Ки мо шоҳро сар ба сар кеҳтарем,
Замин ҷуз ба фармони ӯ наспарем.

Гузарҳо, ки роҳи далерон будаст,
Бубинем, то чанд вайрон шудаст.

Кунем аз сар обод бо х(в)арданӣ,
Биёрем ҳар чизи*[4] оварданӣ.

Ҳаме гуфт ҳар кас, ки будаш хирад,
Ки гар бениёз ӯ ба мо бугзарад,

Ба дарвеш бахшем бисёр чиз,
Нисору хуришҳои бисёр низ.

Фиристодагонро гарон*[5] ҳадя дод,
Биёмад ба даргоҳ хушнуду шод.

Дигар номвар чун ба Мукрон расид,
Дили шоҳи Мукрон дигаргуна дид.

---

1. ИЛМ –б. 1866 нест;
ТПЗМ – Биёрост бояд сипаҳро ба разм,
Ҳар он кас, ки бугрезад аз роҳи базм.
2. И- Ғамин.
3. ИЛ-овози.
4. М-Биёему оремш.
1. И-номвар.
5. М- Фиристодаро бекарон.

Бари тахти ӯ рафт, нома бидод,
Бигуфт аз паём, он чӣ будаш ба ёд.

Сабуксар фиристодаро хор кард,
Дили анҷуман пур зи тимор кард.

Бад-ӯ гуфт: «Бо шоҳи Эрон бигӯй,
Ки нодида бар мо фузунӣ маҷӯй.

Замона ҳама зери бахти ман аст,
Замин*[1] равшан аз тоҷу тахти ман аст.

Чу хуршеди тобон шавад*[2] бар сипеҳр,
Нахустин бар ин бум тобад ба меҳр.

Ҳамам донишу ганҷи обод ҳаст,
Бузургиву мардиву*[3] нерӯи даст.

Гар аз ман ҳаме роҳ ҷӯяд, равост,
Ки ҳар ҷонвар бар замин подшост.

Набандем, агар бугзарӣ, бар ту роҳ,
Зиёне макун, баргузар бар[4] сипоҳ.*[5]

В-ар эдун, ки бо лашкар оӣ ба шаҳр,
Аз ин подшоҳӣ туро нест баҳр.

Намонам, ки бар хоки мо бугзарӣ,
В-аз ин марз ҷое ба пай биспарӣ.

Намонам, ки бошӣ ту пирӯзгар,
В-агар ёбӣ аз ахтари нек бар».

Бар ин гуна чун шоҳ посух шунид,
Аз он ҷойгаҳ лашкар андаркашид.

1. М- Ҷаҳон.
2. М-бувад.
3. М- Бузургону мардону.
4. ИЛ – бо.
5. М-бе сипоҳ.

Биёмад гурозон ба роҳи*[1] Хутан,
Ҷаҳонгир*[2] бо номдор анҷуман.

Бирафтанд фағфуру хоқони Чин
Бари шоҳ ба пӯзишу офарин.

Се манзил аз Чин назди шоҳ омаданд,
Худу номдорон ба роҳ омаданд.

Ҳама роҳро пок*[3] карда чу даст,
Дару дашт чун ҷойгоҳи нишаст.

Ҳама роҳ пурпӯшишу хӯрданӣ
Аз осоишу базму густурданӣ.

Чу наздики шаҳр андаромад сипоҳ,
Бубастанд озин ба бероҳу роҳ.

Ба девор дебо баровехтанд,
Зи бар мушку анбар ҳаме*[4] рехтанд.

Чу бо шоҳ фағфур густох шуд,
Ба пеш андаромад, сӯи кох шуд.

Бад-ӯ гуфт: «Мо шоҳро кеҳтарем,
Дигар[5] кеҳтариро худ андарх(в)арем.

Ҷаҳоне ба бахти[6] ту обод бод[7],
Дили дӯстдорон ба ту шод бод.[8]

Гар айвони мо дархури шоҳ нест,
Гумонам, ки ҳам камтар*[9] аз роҳ нест.

1. М- шаҳри.
2. М- Ҷаҳондор.
3. М- роҳ обод.
4. М- заъфарону дирам.
5. ИМ – агар.
6. И-тахти.
7. ИЛМ-гашт.
8. ИЛМ – гашт.
9. М-бадтар.

Ба кох андаромад сарафроз шоҳ,
Нишаст андар он номвар пешгоҳ.*[1]

Зи динори чинӣ зи баҳри нисор
Биёвард фағфури Чин сад ҳазор.

Ҳаме буд бар пеши ӯ - бар ба пой
Або марзбонони фархундарой.

Ба Чин –андарун буд Хусрав се моҳ
Або номдорони эронсипоҳ.

Парастанда фағфур ҳар бомдод
Ҳаме шоҳро нав ба нав ҳадя дод.

Чаҳорум зи Чин шоҳи Эрон биронд,
Ба Мукрон шуду Рустам он ҷо бимонд.

## РАЗМИ КАЙХУСРАВ БО ШОҲИ МУКРОН ВА КУШТА ШУДАНИ ШОҲИ МУКРОН

Биёмад чу наздики Мукрон расид,
Зи лашкар ҷаҳондидае баргузид.

Бари шоҳи Мукрон фиристоду гуфт,
Ки «Бо шаҳрёрон хирад бод ҷуфт.

Нигаҳ кун, ки мо аз куҷо рафтаем,
На мастему бар орзу хуфтаем.

Ҷаҳон равшан аз тоҷу[2] бахти ман аст,
Сари меҳтарон пои тахти ман аст.

Хуриш созу роҳи сипоҳи маро
Ба хубӣ биёрой гоҳи маро.

Чу лашкар шуд аз хурданӣ бенаво,
Касе бенавоӣ надорад раво.

1. М-боргоҳ.
2. Л-фарру.

Баранд он гаҳе даст чизи касон,
Агар[1] ман набошам, бар ҳар кас расон.

Наво*[2] чун наёбанд, ҷанг оваранд,
Ҷаҳон бар бадандеш танг оваранд.

Гар эдун, ки гуфтори ман нашнавӣ,
Ба хуни фаровон кас- андар шавӣ.

Ҳама шаҳри[3] Мукрон ту вайрон кунӣ,
Чу бе кина оҳанги шерон кунӣ».

Фиристода омад, паёмаш бидод,
Набуд дар дилаш ҷои пайғому дод.

Сари бехирад з-он сухан тез гашт,
Биҷӯшиду мағзаш бадомез гашт.

Пароканда лашкар ҳама гирд кард,
Биёрост бар дашт ҷои набард.

Фиристодаро гуфт: «Баргарду рав,
Ба наздики он бадгумон бозшав.

Бигӯяш, ки аз гардиши тирарӯз
Ту гаштӣ чунин[4] шоду гетифурӯз.

Бубинӣ чу оӣ, зи мо дастбурд,
Бидонӣ, ки мардон кадоманду гурд».

Фиристодаи шоҳ чун боз гашт,
Ҳама шаҳри Мукрон пуровоз гашт.

Замин кӯҳ то кӯҳ лашкар гирифт,
Ҳама марзи[5] Мукрон сипаҳ баргирифт.[6]

---

1. Л-магар.
2. М-Алаф.
3. И-марзи.
4. И-ба дил.
5. – тиру.
6. Л-даргирифт.

Биёвард пилони ҷангӣ дувист,
Ту гуфтӣ, ки андар замин ҷой[1] нест,

Аз овози аспону ҷӯши*[2] сипоҳ
Ҳаме моҳ бар чарх гум кард роҳ.

Талоя биёмад ба наздики шоҳ,
Ки Мукрон сияҳ шуд зи гарди сипоҳ.

Ҳама рӯи кишвар дурафш асту пил,
Бубинад кунун шаҳрёр аз ду мил.

Бифармуд, то баркашиданд саф,
Гирифтанд кӯполу ханҷар ба каф.

Зи Мукрон талоя биёмад ба дашт,
Ҳама шаб ҳаме гирди лашкар бигашт.

Нигаҳбони лашкар зи Эрон Тахор,
Ки будӣ ба наздики ӯ разм хор,

Биёмад, баровехт бо ӯ ба ҳам
Чу шери сарафрозу пили дижам.

Бизад теғу ӯро ба ду ним кард,
Дили шоҳи Мукрон пур аз бим кард.

Ду лашкар бар он гуна саф баркашид,
Ки аз гард чашм осмонро надид.

Ду рӯя сипаҳ андаромад чу кӯҳ,
Ба ҳам баркашиданд ҳар ду гурӯҳ.

Зи қалб андаромад сипаҳдор Тус,
Ҷаҳон шуд пур аз нолаи бӯқу кӯс.

Ба пеш-андарун ковиёнӣ дурафш,
Паси пушт гурдони зарринакафш.

1. ИЛ-роҳ.
2. М-бонги.

Ҳаво пур зи тиру замин пур зи пил,*[1]
Ҷаҳон*[2] шуд ба кирдори дарёи Нил.*[3]

Ба қалб-андарун шоҳи Мукрон бихаст,
Ба ҷӯпину з-он хастагӣ ҳам нараст.

Яке гуфт: «Шоҳо, сарашро бурем,
Бад-ӯ[4] гуфт, зишт андар ӯ нангарем.[5]

Сари шаҳрёрон кӣ буррад зи тан,
Магар тира аз тухмаи*[6] аҳриман.

Яке дахма созед мушку гулоб,
Чунон чун бувад шоҳро ҷои хоб.

Бараҳна набояд, ки гардад танаш,
Бар он ҳамнишон хаста дар ҷавшанаш.

Бипӯшед рӯяш ба дебои Чин,
Ки марги бузургон бувад ҳамчунин».[7]

В-аз он анҷуман кушта шуд даҳ ҳазор
Саворону гурдони ханҷаргузор.

Ҳазору саду чил гирифтор шуд,
Сари зиндагон пур зи тимор шуд.

Бибурданд пилону он хоста,
Саропардаву гоҳи ороста.

Бузургони Эрон тавонгар шуданд,
Басе низ бо тахту афсар шуданд.

В-аз он пас далерони пархошҷӯй
Ба тороҷи Мукрон ниҳоданд рӯй.

1. М-пайкор шуду парри тир.
2. М-замин.
3. М- қир.
4. Л-яке.
5. Л-бингарем.
6. М-бадтар аз баччаи.
7. И-б. 1943 нест.

Хурӯши занон хост аз шаҳру дашт,
Ҳама шаҳри Мукрон пуровоз[1] гашт.

1905 Ба дижҳову*[2] шаҳр оташ андарзаданд,
Ҳаме осмон бар замин барзаданд.

Бихастанд аз эшон фаровон ба тир,
Зану кӯдаки хурд карданд асир.

Чу кам шуд бар он анҷуман хашми шоҳ,
Бифармуд, то боз гардад сипоҳ.

Ҳамон низ*[3] то Ашкаши тезҳуш
Биёромад[4] аз ғорату ҷангу ҷӯш.

Касеро намонад, ки зиштӣ кунад,
Магар[5] бо нажандон[6] дурруштӣ кунад.

1955 Аз он шаҳр ҳар кас, ки буд порсо,
Ба пӯзиш биёмад бари подшо,

Ки «Мо бегуноҳему бечораем,
Ҳамеша ба ранҷи ситамкораем.

Гар эдун, ки бинад сари бегуноҳ
Бубухшад, сазовор бошад зи шоҳ.[7]

Хурӯше баромад зи пардасарой,
Ки эй паҳлавонони фархундарой.

Аз ин пас гар ояд зи ҷое хурӯш,
Зи бедодиву ғорату ҷангу ҷӯш.

1. Л-пур аз бим.
2. М-дарҳои.
3. М-Бифармуд.
4. И-Биёмад.
5. ИЛ-В-агар.
6. ИМ – Нажанде.
7. ТПЗМ – Аз эшон чу бишнид фархунда шоҳ,
Бифармуд, то бонг зад бар сипоҳ.

Ситамкорагонро кунам бар ду ним,
Касе к-ӯ надорад зи додор бим.

Ҷаҳондор соле ба Мукрон бимонд,
Зи ҳар ҷой киштигаронро бихонд.

Чу омад баҳору замин гашт сабз,
Ҳама кӯҳ пурлолаву дашт сабз,

Чарогоҳи аспону ҷои шикор
Биёрост боғ аз гулу мевадор.

Бифармуд, то Ашкаши некхоҳ[1]
Ба Мукрон бимонад яке чанд гоҳ.

Наҷӯяд ҷуз аз хубиву ростӣ
Наёрад ба дод-андарун костӣ.[2]

В-аз он шаҳр роҳи биёбон гирифт,
Ҳама ранҷҳо бар дил осон гирифт.

Чунон шуд ба фармони Яздони пок,
Ки андар биёбон надиданд хок.

Ҳаво пур зи абру замин пурхавид,
Ҷаҳоне пур аз лолаву шанбалид.

Хуришҳои мардум ҳаме рафт пеш,
Ба гардуну зер-андарун*[3] говмеш.

Ба дашт-андарун сабзаву ҷои хоб,
Ҳаво пур зи абру замин пур зи об.

---

1. ИЛМ – Ба Ашкаш бифармуд, то бо сипоҳ.
2. И-пас аз б. 1965 ин б. омада:
   Ҳаме бошад он ҷо ба фармони шоҳ
   Нигаҳбони он марзу тахту кулоҳ
   Чу ин карда шуд, шоҳи ботарсу дод
   Ҳамон гаҳ сар андар биёбон ниҳод.
3. М- гарданда гардун.

## ГУЗАШТАНИ КАЙХУСРАВ АЗ ОБИ ЗИРЕҲ

Чу омад ба наздики оби Зиреҳ,
Кушоданд гурдон миён аз гиреҳ.

Ҳама корсозони дарё ба роҳ
Зи Чину зи Мукрон ҳаме бурд шоҳ.

Ба хушкӣ бикард, ончи боист кард,
Чу киштӣ бар об андарафканд мард.

Бифармуд, то тӯша бардоштанд,
Зи яксола то об бугзоштанд.

Ҷаҳондори некахтари роҳҷӯй
Бирафт аз лаби об пуробрӯй.[1]

Бар он бандагӣ-бар физоиш гирифт,
Ҷаҳонофаринро ниёиш[2] гирифт.[3]

Ҳаме хост аз кирдгори баланд,
Ки ӯро ба хушкӣ барад бегазанд.

Ҳаме гуфт, к-эй кирдгори ҷаҳон,
Шиносандаи ошкору ниҳон,

Нигаҳдори хушкиву дарё туӣ,
Худованди чарху[4] сурайё туӣ.

Нигаҳ дор ҷону сипоҳи маро,
Ҳам он ганҷу тахту кулоҳи маро.

Пурошӯб дарё аз он гуна буд,
К-аз ӯ кас нарастӣ ба дил ношахуд.

Ба шаш моҳ киштӣ бирафтӣ бар об,
К-аз ӯ сохтӣ ҳар касе ҷои хоб.

---

1. Л-бар обрӯй.
2. ИЛ- ситоиш.
3. ТПИЛМ – Ҳамон сози ҷангу сипоҳи варо,
   Бузургони Эрону гоҳи варо.
4. Л- худои сурӣ то.

Ба ҳафтум, ки ниме гузаштӣ зи сол
Шудӣ кажжу бе роҳ*[1] боди шимол.

Сари бодбон тез бардоштӣ,
Ҳала пеши маллоҳ бугзоштӣ.

Ба ҷое кашидӣ зи роҳи хирад,
Ки маллоҳ хондиш фамм-ул-асад.

Чунон хост Яздон, ки боду ҳаво
Нашуд тунд[2] бо ахтари подшо.

Шигифт андар он об монда сипоҳ,
Намудӣ ба ангушт ҳар як ба шоҳ.

Ба об-андарун шер диданду гов,
Ҳаме доштӣ гов бо шер тов.

Ҳам он мардуму мӯйҳо*[3] чун каманд,
Ҳама тан пур аз пашм чун гӯсфанд.

Гурӯҳи сарон чун сари говмеш,
Ду даст аз паси пушт буд пой пеш.

Яке тан чу моҳиву сар чун паланг,
Яке сар чу гӯру танаш чун наҳанг.[4]

Якеро сари хуку тан чун бара,
Ҳама об аз инҳо будӣ яксара.

Намудӣ ҳаме ин бад-он, он бад-ин,
Ҳаме хондандӣ ҷаҳонофарин.[5]

Ба бахшоиши кирдгори сипеҳр
Ҳаво ром шуд, бод нанмуд чеҳр.

---

1. М-Бад-он сӯ фикандиш.
2. ИЛ – каж.
3. М-Ҳам он мардуму мӯяшон.
4. Л-б. 1991 нест.
5. ИЛ- ба дод офарин.

Гузаштанд бар об дар ҳафт моҳ,
Ки боде накард андар эшон нигоҳ.

Чу Хусрав зи дарё ба хушкӣ расид,
Нигаҳ кард ҳомун, ҷаҳонро бидид.

Биёмад ба пеши ҷаҳонофарин,
Бимолид бар хок*[1] рух бар замин.

Баровард киштиву заврақ зи об,
Шитоб омадаш, буд ҷои шитоб.

Биёбон-ш пеш омаду регу дашт,
Таносон ба реги равон баргузашт.

Ҳама шаҳрҳо-дид бар сони Чин,
Забонҳо ба кирдори Мукронзамин.[2]

Бад-он шаҳрҳо - дар биёсуд шоҳ,
Хуриш хост чанде зи баҳри сипоҳ.

Супурд он замин Гевро шаҳрёр,
Бад-ӯ гуфт: «Бар хур ту[3] аз рӯзгор.

Дуруштӣ макун бо гунаҳкор низ,
Ки беарҷ шуд бар дилам ганҷу чиз.

Аз ин пас надорам касеро ба кас,
Парастиш кунам пеши фарёдрас.

Зи лашкар яке номвар баргузид,
Ки гуфтори ҳар кас бидонад шунид,

Фиристод наздики шоҳон паём,
Ки ҳар кас, ки ӯ ҷӯяд орому ком,

Биёянд хуррам бад-ин боргоҳ,
Ба дил шоду некидиҳиш некхоҳ.

1. М- Фаровон бимолид.
2. И-б. 1998, 2000 нест.
3. Л-шодон зӣ.

Ҳар он кас, ки ӯ з-ин сухан бугзарад,
Зи рои*[1] бади хеш кайфар барад»[2].

Фиристода чун назди эшон расид,
Паёми шаҳаншоҳро густарид.[3]

Бигуфтанд ҳар як, ки «Мо кеҳтарем,
Агар кеҳтариро худ андарх(в)арем»[4].

Касе*[5] сар напечид аз он меҳтарон,
Ба даргоҳ рафтанд пиру ҷавон.[6]

Ба даргоҳи шоҳ омада бо нисор.[7]
Ҳам аз марзбонону ҳам шаҳрёр.[8]

Чу Хусрав чунон дид[9], бинвохтшон,
Ба хуршед гардан барафрохтшон.

Пас аз Гангдиж бозҷуст огаҳӣ,
Зи Афросиёбу зи тахти меҳӣ.

Чунин гуфт гӯяндае з-он гурӯҳ,
Ки «Эдар на об аст пешат, на кӯҳ.

Агар бишмарӣ сар ба сар неку бад,
Фузун нест то Ганг фарсанг сад[10].

Аз он шоҳи бедодгар ҷон намонд,*[11]
Зи бедод мардум фаровон намонд.

---

1. М-хуи.
2. И-б. 2008 нест.
3. Л-2009 нест.
4. Л- Яке сар напечид аз ин боргоҳ,
Бирафтанд яксар ба фармони шоҳ.
5. М- Яке.
6. ЛМ – чун кеҳтарон.
7. И-б. 2011 нест.
8. Л-б. 2012 нест.
9. Л- чу дидор шуди шоҳ.
10. ТПЗ – Бад-он сон, ки пури Сиёваш туӣ,
Ба разм-андарун обу оташ туӣ.
11. М-Бар он сӯ, ки солори Турон биронд.

Кунун то баромад зи дарёи об
Ба ганг аст бо мардум Афросиёб».

Аз он огаҳӣ шод шуд шаҳрёр,
Шуд он ранҷҳо бар дилаш низ хор.

Бар он мардумон хилъат оростанд,
Пас аспи ҷаҳондидагон хостанд.

Бифармуд то бозгаштанду шоҳ
Сӯи Гангдиж рафт худ бо сипоҳ.

## РАСИДАНИ КАЙХУСРАВ БА ГАНГ

Сипаҳро биёрост, рӯзӣ бидод,
Зи Яздони некидиҳиш кард ёд.

Ҳаме гуфт, ҳар кас, ки ҷӯяд бадӣ,
Бупечад зи бодафраи эзадӣ.

Набояд, ки бошед як тан ба шаҳр,
К-аз ӯ[1] ранҷ ёбад тани мӯр баҳр.

Ҷаҳондор чун Гангдижро бидид,
Шуд аз оби дида рухаш нопадид.

Пиёда шуд аз аспу сар бар замин,
Ҳаме хонд бар кирдгор офарин.

Ҳаме гуфт, к-эй[2] довари додпок,
Яке бандаам, дил пур аз тарсу бок.

Ту додӣ маро зӯру оину фар,
Сипоҳу дилу ахтару пову пар,

Ки ин бораи шорсони падар
Бидидам бароварда аз хок сар.

1. ИЛМ – Гар аз.
2. Л- бо.

Сиёвуш, ки аз фарри Яздони пок
Чунин борае баркашид аз мағок,

Ситамгар буд он к-ӯ ба бад охт даст,
Дили ҳар кас аз куштани ӯ бихаст.

Бар он бора бигрист яксар сипоҳ
Зи хуни[1] Сиёвуш, ки буд бегуноҳ.

Ба дасти бадандеш-бар кушта шуд,
Чунин тухми кин дар ҷаҳон кишта шуд.

Пас огоҳӣ омад ба Афросиёб,
Ки шоҳи ҷаҳонгир бугзошт об.

Шунида ҳаме дошт андар нуҳуфт,
Биёмад шаби тира, бо кас нагуфт.

Ҷаҳондидагонро ҳамон ҷо бимонд,
Дили пур зи тимор танҳо биронд.

Чу Кайхусрав омад ба Ганг-андарун,
Саре пур зи тимору дил пур зи хун.

Бидид он дилафрӯз боғи биҳишт,
Чаманҳои[2] ӯ чун чароғи биҳишт.

Ба ҳар гӯшае чашмаву гулситон,
Замин сунбулу шох булбулситон.

Ҳаме гуфт ҳар кас, ки инат ниҳод,
Ҳам эдар бибошем то марг шод.

В-аз он пас бифармуд бедоршоҳ
Нигаҳ кардани шоҳи туронсипоҳ.

Биҷустанд бар дашту боғу сарой,
Гирифтанд бар ҳар сӯе раҳнамой.

1. ИЛМ – дарди.
2. И – Самарҳои.

Ҳаме рафт ҷӯянда чун беҳушон,
Магар з-ӯ биёбад ба ҷое нишон.

Чу бар ҷустанаш тез биштофтанд,
Фаровон зи касҳои ӯ ёфтанд.

Бикуштанд бисёр кас бегуноҳ,
Нишоне наёмад зи бедодшоҳ.

Ҳаме буд дар Гангдиж шаҳрёр
Яке[1] сол бо ромишу майгусор.

Ҷаҳон чун биҳишти диловез буд,
Пур аз гулшану боғу полез буд[2].

Ба рафтан ҳаме шоҳро дил надод,
Ҳаме буд дар Ганг пирӯзу шод.

Ҳама паҳлавонони эронсипоҳ
Бирафтанд як рӯз*[3] наздики шоҳ,

Ки гар шоҳро дил наҷунбад зи ҷой
Сӯи шаҳри[4] Эрон наёяд-ш рой.

Ҳамоно бадандеш[5] Афросиёб
Гузаштаст аз он сӯи дарёи об.

Чунон пир бар гоҳ Ковусшоҳ,
На аврангу[6] фарру на ганҷу сипоҳ.[7]

Гар ӯ сӯи Эрон шавад пур зи кин,
Кӣ бошад нигаҳдори[8] Эронзамин?

1. И-Ба як.
2. Л-б. 2047 нест.
3. М- Яксар ба.
4. ИЛМ – тахти.
5. ИЛ-наёбӣ ту.
6. Л-рӯи.
7. ТПЗ – Сарону сипоҳи ҷаҳон бо туанд,
Сухандону корогаҳон бо туанд.
8. ИЛМ – нигаҳбони.

Гар ӯ боз бо тахту афсар шавад,
Ҳама ранҷи мо пок бебар шавад.

Аз он пас ба эрониён шоҳ гуфт,
Ки «Ин панд бо судмандист ҷуфт».

Аз он шорсон пас меҳонро бихонд,
В-аз он ранҷи бурда фаровон биронд.

Аз эшон касеро ки шоиста буд,*[1]
Гиромитар аз[2] шаҳр боиста буд,*[3]

Танашро ба хилъат биёрост шоҳ[4],
Зи диж бораи марзбон хост шоҳ[5].

Бад-ӯ гуфт: «Эдар ба шодӣ бимон
Ҳамеша пурандешаи[6]*[7] бадгумон.

Бубахшид чандон, ки буд хоста,
Зи аспону аз ганҷи ороста.

Ҳама шорсон з-ӯ тавонгар шуданд,
Чи бо ёраву тахту афсар шуданд.

## БОЗГАШТАНИ КАЙХУСРАВ ЗИ ГАНГДИЖ СӮИ СИЁВУШГИРД

Бад-он гаҳ, ки бедор гардад хурӯс,
Зи даргоҳ бархост овои кӯс.

Сипоҳи шитобандаву роҳҷӯй
Ба сӯи биёбон ниҳоданд рӯй.

1. М-шоистатар.
2. И-Гиромитару.
3. М-боистатар.
4. ИЛ-биёростанд.
5. ИЛ-хостанд.
6. ИЛ-бар андешаи.
7. М- Зи дил баркан андешаи бадгумон.

Ҳама[1] номдорони ҳар кишваре
Бирафтанд ҷое, ки буд меҳтаре.

Хуришҳо бибурданд чанде ба роҳ,
Ки буд аз дари шаҳрёру сипоҳ.

Ба роҳе ки лашкар ҳаме баргузашт,
Дару дашт яксар чу бозор гашт.

Касеро набуд дил, ки накшод даст,
Ба кӯҳу биёбону ҷои нишаст.

Бузургон, ки бо ҳадяву бо нисор
Пазира шуданд бари шаҳрёр,

Чу диданд он хусрави сарфароз
Ба наздики ӯ ҷумла бурд намоз.[2]

Чу хилъат фароз омадишон зи ганҷ,
Наҳишт, ки бо вай бирафт ба ранҷ.

Пазира шудаш Гев бо лашкаре
В-аз он шаҳр ҳар кас, ки буд меҳтаре,[3]

Ҷаҳондори бедор*[4] бинвохташ[5],
Ба расми падар ҷойгаҳ сохташ[6].

Чу Хусрав ба наздики дарё[7] расид,
Фуруд омаду бодбонҳо бидид.

Ду ҳафта бар он рӯи дарё бимонд,
Зи дидор бо Гев чанде биронд.

1. Л-Аз он.
2. ИЛ-б. 2069 нест.
3. ТПЗИЛ – Чу дид он сару фарраи сарфароз,
Пиёда шуду бурд пешаш намоз.
4. М- Ҷаҳондор бисёр.
5. И-Ҷаҳондор бисёр бинвохтшон.
6. И- сохтшон.
7. ИЛ-кишт.

Ҳаме гуфт: «Ҳар, к-ӯ надидаст Ганг,
Набояд, ки хоҳад ба гетӣ диранг.

Бифармуд, то кор бархостанд,
Ду заврақ ба об-андар андохтанд.

Паси заврақ-андар зи киштӣ ҳазор
Ба об-андарун ронд пас шаҳрёр.

Шиносои киштӣ ҳар он кас, ки буд,
Ки бар жарфдарё далерӣ намуд.

Бифармуд, то бодбон баркашид,
Ба дарёи бепоя андаркашид.

Ҳамон оби дарёи яксола роҳ
Чунон тез шуд бод дар ҳафт моҳ,

Ки он шоҳу лашкар бад-ин сӯ гузашт,
Ки аз бод каж остин барнагашт.[1]

Сипаҳдор чун сӯи хушкӣ кашид,[2]
Бурун шуд зи[3] киштиву ҳомун бидид,

Биёмад, бимолид рухро ба хок
Ниёишкунон пеши Яздони пок.

Хуриш карду пӯшиш фаровон яла,
Ба маллоҳу он кас, ки кардӣ хала.

Бифармуд динору хилъат зи ганҷ,
Ба киштӣ касеро, ки бурданд ранҷ.

В-аз он об роҳи биёбон гирифт,
Ҷаҳоне бад-ӯ монда андар шигифт.

Чу огоҳ шуд Ашкаш омад ба роҳ
Або лашкари сохта пеши шоҳ.

1. Л-Ки дар ҳафт маҳ боди ӯ каҷ нагашт.
2. Л- расид.
3. ЛМ- Бубастанд киштиву.

Пиёда шуд аз аспу рӯи замин
Бибӯсиду бар шоҳ кард офарин.

Ҳама шаҳри Мукрон биёростанд,
Зи ҳар ҷой ромишгаре[1] хостанд.

Ҳама роҳ бероҳ овои руд,
Ту гуфтӣ ҳаво тор буд, руд пуд.

Ба девор дебо баровехтанд,
Шакар бо дирам зери пай рехтанд.

Ба Мукрон ҳар он кас, ки буд меҳтаре
В-агар номдореву кундоваре,

Бирафтанд бо ҳадяву бо нисор
Ба наздики пирӯзгар шаҳрёр.

В-аз он марз чандон, ки буд хоста,
Фароз оварид Ашкаш ороста.

Аз Ашкаш пазируфт шоҳ, он чи дид,
В-аз он номдорон яке баргузид.

Варо кард меҳтар ба Мукронзамин,
Басе хилъаташ дод,[2] кард офарин.

Чу омад зи Мукрон ба наздики Чин
Худу сарфарозони Эронзамин,

Пазира шудаш Рустами Золи Сом,
Сипоҳе кушодадилу шодком.

Чу аз дур Кайхусрав омад падид,
Савори сарафроз чатраш бидид.

Пиёда шуд аз дуру бурдаш намоз,
Гирифташ ба бар шоҳи гарданфароз.

1. ИЛ- ромишгарон.
2. ИЛ- доду.

Бигуфт он шигифте, ки дид андар об
Зи гум будани ҷоду Афросиёб.

Ба Чин низ меҳмони Рустам бимонд,
Ба як ҳафта аз Чину Мочин биронд.

Ба фағфуру Хоқон супурд он замин,
Басе шоҳро хонданд офарин.

Басе хилъату пандҳо додашон
Зи ғам кард яксар дилозодашон.[1]

Ҳаме рафт сӯи Сиёвахшгирд,
Ба моҳи сифандормуз рӯзи ирд.

Чу омад бад-он шорсони падар
Ду рухсор[2] пуробу пурхун[3] ҷигар,

Ба ҷое ки Гарсевази баднишон
Гурӯи банафрину мардумкушон

Сари шоҳи Эрон буриданд хор,
Биёмад ба он ҷойгаҳ шаҳрёр.

Ҳаме рехт бар сар аз он тирахок
Ҳаме кард рӯву бари хеш чок.

Бимолид Рустам бар он хок рӯй,
Ба нафрин сияҳ кард ҷони Гурӯй.

Ҳаме гуфт Кайхусрав: «Эй шаҳрёр,
Маро мондӣ дар ҷаҳон ёдгор.

Намондам ба кини ту монида чиз,
Ба ранҷ-андарам, то ҷаҳон аст низ.

Бипардохтам тахт з-Афросиёб
В-аз ин пас на ором ҷӯям, на хоб.

1. ИЛМ –б. 2103 нест.
2. ИЛ – рухсора.
3. ИЛ- хаста.

Бар уммеди он, к-аш ба чанг оварам,
Ҷаҳон пеши ӯ тору танг оварам».

Аз он пас бар он ганҷ бинҳод сар,
Ки модар бар ӯ ёд кард аз падар.

Дари ганҷ букшоду рӯзӣ бидод,
Ду ҳафта бар он шорсон буд шод.

Ба Рустам дусад бадра динор дод,
Ҳам он Гевро чиз бисёр дод.

Чу бишнид Густаҳми Нӯзар, ки шоҳ
Бар он шорсони падар кард роҳ.

Пазира шудаш бо сипоҳи гарон,
Аз Эрон бузургону кундоварон.

Чу аз дур дидаш сару тоҷи шоҳ,
Пиёда фаровон бипаймуд роҳ.

Сипаҳ*[1] яксара хонданд офарин
Бар он додгар шаҳрёри замин.

Ба Густаҳм фармуд, то барнишаст,
Ҳаме рафт шодону дасташ ба даст.

Кашиданд аз он рӯй ба Б-ҳиштганг,
Сипаҳро ба наздики шоҳ обу ранг.

Вафо чун дарахте бувад мевадор,
Куҷо ҳар замоне нав ояд ба бор.

Наёсуд як тан зи хӯрду шикор,
Ҳамон як савора, ҳамон шаҳрёр.

Зи туркон ҳар он кас, ки буд сарфароз,
Шуданд аз навозиш ҳама бениёз.

1. М- Ҳама.

Ба рахшандарӯзу ба ҳангоми хоб
Ҳаме огаҳӣ ҷуст з-Афросиёб.

Аз эшон касе з-ӯ нишоне надод,
Накарданд аз ӯ дар ҷаҳон низ ёд.

Ҷаҳондор як шаб сару тан бишуст,
Бишуд дур бо дафтари Занду Уст.

Ҳама шаб ба пеши ҷаҳонофарин
Ҳаме буд гирёну сар бар замин.

Ҳаме гуфт, к-«Ин бандаи нотавон
Ҳамеша пур аз дард дорад равон.

Ҷаҳон кӯҳу дашту[1] биёбону об
Ҳаме кӯбам аз баҳри Афросиёб,

Ки ӯ роҳи ту додгар наспарад,
Касеро зи гетӣ ба кас нашмарад.

Ту донӣ, ки ӯ нест бар доду роҳ
Басе рехт хуни сари бегуноҳ.

Магар бошадам додгар як Худой
Ба наздики он бадкуниш раҳнамой.

Вагар низ ман носазо бандаам,
Парастандаи офаринандаам,

Ба гетӣ аз ӯ ному овоз нест,
Зи ман роз бошад, зи ту роз нест.

Агар з-ӯ ту хушнудӣ, эй додгар,
Маро бозгардон зи пайкор сар.

Бикуш дар дил ин оташи кини ман,
Ба оини хеш овар оини ман».

1. ИЛ- регу.

Зи ҷои ниёиш биёмад ба тахт
Ҷавони сарафрози бедорбахт.

Ҳаме буд як сол ба Б-ҳиштганг,
Баросуд аз ҷунбишу сози ҷанг.

## БОЗГАШТАНИ КАЙХУСРАВ АЗ ТУРОН БА ЭРОНЗАМИН

Чу будан ба Ганг-андарун шуд дароз,
Ба дидори Ковусаш омад ниёз.

Ба Густаҳми Нӯзар супурд он замин
Зи Қипчоқ*[1] то пеши дарёи Чин.

Беандоза лашкар ба Густаҳм дод,
Бад-ӯ гуфт, бедордил бошу шод.

Ба Чину ба Мукронзамин даст ёз,
Ба ҳар кас фиристодани нома соз.

Ҳаме ҷӯй з-Афросиёб огаҳӣ
Магар з-ӯ шавад рӯи гетӣ тиҳӣ.

В-аз он ҷойгаҳ хоста, ҳарчи буд
Зи динору аз гавҳари нобисуд,

Зи мушку зи кофуру заринситом,
Ҳамон ёраву аспу тахту ғулом,

Зи густарданиҳову дебои Чин
Зи чизе ки хезад зи Мукронзамин,

Зи говони гардункашон чил ҳазор
Ҳаме ронд пеш-андарун шаҳрёр.*[2]

Ҳаме гуфт ҳар кас, ки кас пеш аз ин
Надиду набуд хоста беш аз ин.

1. М- Качғор.
2. М-пур зи бор.

Сипаҳ буд чандон, ки бар кӯҳу дашт
Ҳаме дар шабу рӯз лашкар гузашт.

Чу дидор бардоштӣ пешрав,
Ба манзил расидӣ ҳаме нав ба нав.

Биёмад бад-ин ҳамнишон то ба Чоч
Биёвехт тоҷ аз бари тахти оҷ.

Ба Суғд-андарун буд як ҳафта беш,
Талимону Хузон ҳаме рафт пеш.

В-аз он ҷо ба шаҳри Бухоро кашид,
Зи лашкар замин шуд ҳаме нопадид.

Бихӯрду биёсуду як ҳафта буд,
Дувум ҳафта бо ҷомаи нобисуд.

Ғамӣ шуд[1] аз он рӯзҳои шуда,
Биёмад хурӯшон ба оташкада,

Ки Тури Фаридун бароварда буд,
Бад-ӯ - андарун коххо[2] карда буд.[3]

Бигустард бар мӯбадон симу зар,
Ба оташ пароканда чанде гуҳар.

В-аз он ҷойгаҳ сар ба рафтан ниҳод,
Ҳаме рафт бо коми дил шоҳ шод.

Зи Ҷайҳун гузар кард бар сӯи Балх,
Чашида зи гетӣ басе шӯру талх.

Ба Балх-андарун буд як ҳафта шоҳ
Сари ҳафта аз Балх бугзид роҳ.

1. И-буд.
2. Л-андар айвонҳо.
3. И-б. 2159 нест;
ТПЗ – Ниёишкунон пеши Яздони пок
Бимолид рухро бар он тирахок.

Ба ҳар шаҳр-дар номвар меҳтаре
Бимондӣ сарафроз бо лашкаре.

Бубастанд озин ба бероҳу роҳ,
Ба ҷое ки бугзашт шоҳу сипоҳ.

Сӯи Толқон омаду Марврӯд,
Ҷаҳон пур шуд аз нолаи ною руд[1].

Ҳама шаҳр яксар биёростанд,
Маю руду ромишгарон хостанд.

Дирам рехтанд аз бару заъфарон,
Чу[2] динору мушк аз карон то карон.

В-аз он сӯ ба роҳи Нишопур шоҳ
Биёвард пилону ганҷу сипоҳ.[3]

Ба шаҳр- андарун ҳар кӣ дарвеш буд,
Ва гар хурдаш аз кӯшиши хеш буд,

Дирам дод мар ҳар якеро зи ганҷ,
Пароканда шуд бадра панҷоҳу панҷ.

В-аз он ҷо сӯи Домғон баркашид,
Ҳама роҳ зарру дирам густарид.

Ба як ҳафта он ҷо биёсуд шоҳ,
Ҳамон дид пилону аспу сипоҳ.[4]

Сари ҳафтаро кард оҳанги Рай
Ҳама роҳ бо ромишу руду май.

Ду ҳафта бубахшиду ҳам дод кард,[5]
Севум ҳафта оҳанги Бағдод кард.

---

1. Л-б. 2166 нест.
2. Л-Чи.
3. Л-б. 2169 нест.
4. ИЛМ-б. 2172, 2173 нест.
5. Л-бар ин низ бахшиду х(в)ард; ИМ – бар ин низ бахшид мард.

Ҳаюнон фиристод чанде зи Рай
Сӯи Порс наздики Ковуси Кай.

## БОЗОМАДАНИ КАЙХУСРАВ БА НАЗДИ НИЁ

Дили шоҳ аз он огаҳӣ тоза шуд,
Ту гуфтӣ, ки бар дигар андоза шуд.

Бар айвонҳо тахти заррин ниҳод,
Ба хона-дар ороиши Чин ниҳод.

Бубастанд озин ба шаҳру*[1] ба роҳ,
Ҳама барзану кӯю бозоргоҳ.

2180 Пазира шудандаш ҳама меҳтарон,
Бузургони Эрону[2] кундоварон.

Ҳама роҳу бероҳ гунбад зада,
Ҷаҳон шуд чу[3] дебо ба зар озада.

Ҳама мушку гавҳар баромехтанд,
Зи гунбад ба сарҳо фурӯ рехтанд.

Чу берун шуд аз шаҳр Ковуси Кай
Або номдорони фархундапай,

Ниёро бидид аз карон шоҳи нав,
Барангехт он бораи тундрав.[4]*[5]

2185 Гирифтанд мар якдигарро ба бар,
Басе бӯса доданд бар рӯю сар.[6]

Ҳаме ҳардувон зор бигристанд,
Ки якчанд бе орзу зистанд.

1. М-дашту.
2. И-ҳар шаҳру; Л-шаҳру зи.
3. Л-зи.
4. ТП – Фуруд омад аз аспу бурдаш намоз,
Басе офарин кард Ковус боз.
5. М-тезрав.
6. ИЛ-б. 2185 нест.

Ҳаме офарин кард Ковуси Кай
Бар он шоҳи некахтару[1] некпай.

Ҳаме гуфт: «Бе ту мабодо ҷаҳон,
На тоҷи бузургиву тахти меҳон,

Ки хуршед чун ту надидаст шоҳ,
На аспу на ҷавшан, на тахту кулоҳ.

Зи Ҷамшед то бар Фаридун расид,
Сипеҳру замин чун ту шоҳе надид.

На з-ин сон касе ранҷ бурд аз меҳон,
Надид ошкору ниҳони ҷаҳон.

Сиёвуш гар аз дахма боз омадӣ,
Ба фарри ту ӯро ниёз омадӣ.

Гар ӯ шуд,[2] ҷаҳон бар ту фархунда бод,
Дилу ҷони бадхоҳи ту канда бод!»

Бад-ӯ гуфт шоҳ: «Ин ба бахти ту буд,
Барӯманд шохи дарахти ту буд.

Касе к-аш ба гетӣ ту бошӣ ниё,
Бирӯяд мар ӯро зи хоро гиё».*[3]

Ниёяш бибӯсид дандону лаб,
Ки «Бе ту мабодо маро рӯзу шаб!»[4]

Забарҷад биёварду ёқуту зар,
Ҳаме рехт бар тораки шоҳ-бар.

Бад-он гуна то тахти гавҳарнигор
Шудаш пояҳо нопадид аз нисор.

1. ИЛ- некахтари.
2. ИМ – Ки равшан.
3. М-б. 2195 нест.
4. И-б. 2193-2196 нест; Л-б. 2194-2195 нест.

Бифармуд пас,*[1] к-анчуманро бихон,
Бар айвони дигар баророй хон.

Нишастанд бар гулшани зарнигор
Бузургони пурмоя бо шаҳрёр.

Ҳаме гуфт шоҳ, он шигифте ки дид,
Ба дида надида, на аз кас шунид.

Зи дарёву аз Гангдиж ёд кард,
Лаби номдорон пур аз бод кард.

Аз он хуррамишаҳру он дашту роғ
Чаманҳову полезҳо чун чароғ.

Бад-ӯ монд Ковуси Кай дар шигифт,
Зи кирдораш андозаҳо баргирифт.

Бад-ӯ гуфт: «Рӯзи наву моҳи нав
Зи гуфторҳои нави шоҳи нав.

На чун ту касе дар[2] чаҳон шоҳ дид,
На ин достон гӯш ҳаргиз шунид.

Кунун мо бад-ин ахтари нав кунем,
Ба май - дар ҳаме ёди Хусрав кунем.

Биёрост он гулшани зарнигор,
Май оварду ёқутлаб майгусор.

Ба як ҳафта з-айвони Ковуси Кай
Ҳаме мавҷ бархост аз ҷоми май.

Ба ҳаштум дари ганҷ букшод шоҳ,
Ҳаме сохт ин ранҷро пойгоҳ.

Бузургон, ки буданд бо ӯ ба ҳам
Ба разму ба базму ба шодиву ғам,

1. М-шаҳ.
2. ИЛ- к-андар.

Бар андозашон хилъат оростанд,
Зи ганҷ он чи пурмоятар, хостанд.

Бирафтанд ҳар кас[1] сӯи кишваре
Сарафроз бо номвар лашкаре.

Бипардахт аз он пас ба кори сипоҳ
Дирам дод яксола аз ганҷ шоҳ.

2215 В-аз он пас нишастанд бе анҷуман
Ниёву ҷаҳонҷӯй бо ройзан.

Чунин гуфт Хусрав ба Ковусшоҳ,
Ки «Ҷуз*[2] кирдгор аз кӣ ҷӯем[3] роҳ?

Биёбону яксола дарёву кӯҳ
Бирафтем бо доғи дил як[4] гурӯҳ.

Ба кӯҳу биёбону*[5] дарёву об
Нишоне надидам зи Афросиёб.

Гар ӯ як замон андарояд ба Ганг,
Сипоҳ орад аз ҳар сӯе бедиранг.

2220 Ҳама[6] ранҷу сахтӣ ба пеш-андар аст
Агарчандамон додгар ёвар аст.

Ниё чун шунид аз набера сухун,
Яке панди пирона афканд бун.

Бад-ӯ гуфт: «Мо ҳамчунин бо[7] ду асп
Битозем то хони озаргушасп.

Сару тан бишӯем бо пову даст,
Чунон чун бувад марди яздонпараст.

1. ИЛ-як.
2. М-Ҷуз аз.
3. И- ҷӯям.
4. И-Гирифтам чунин доғдил бо.
5. М-ҳомуну кӯҳу.
6. Л- Ҳамин.
7. ИЛ-бар.

Ба зорӣ або кирдгори ҷаҳон
Ба замзам кунем офарини ниҳон.

Бибошем дар пеши озар ба пой
Магар покяздон бувад раҳнамой.

Ба ҷое ки ӯ дорад оромгоҳ,
Намояд намояндаи дод роҳ.

Бар ин рой[1] гаштанд ҳар ду яке,
Нагардид як тан зи роҳ андаке.

Нишастанд чун бод ҳарду бар асп
Дамон то дари*[2] хони озаргушасп.[3]

Бирафтанд бо ҷомаҳои сапед
Пур аз тарс дил, як ба як пурумед.

Чу оташ бидиданд, гирён шуданд,
Чу бар оташи тез бирён шуданд.

Бар он ҷойгаҳ зору гирён ду шоҳ
Ба пеши худованди хуршеду моҳ.*[4]

Ҷаҳонофаринро ҳаме хонданд,
Бар он мӯбадон гавҳар афшонданд.

Чу Хусрав ба оби мижа рух бишуст,
Барафшонд динор бар Занду Уст.

Ба як ҳафта бар пеши Яздон буданд,
Мапиндор, к-оташпарастон буданд,

Ки оташ бад-он гоҳ меҳроб буд,
Парастандаро дида пуроб буд.

1. И-роз.
2. М-Давон то сӯи.
3. Л-б. 2223-2228 нест.
4. М-Бибуданд бо дард фарёдхоҳ.

Агарчандат андеша гардад дароз,
Ҳам аз покяздон наӣ бениёз.

Ба як моҳ дар Озарободагон
Бибуданд шоҳону озодагон.[1]

## ГИРИФТОР ШУДАНИ АФРОСИЁБ БАР ДАСТИ ҲУМ АЗ НАЖОДИ ФАРИДУН

В-аз он пас чунон буд, ки Афросиёб,
Ҳаме гашт ҳар ҷой бехурду хоб.

На эмин ба ҷону на тан судманд,
Ҳамеша ҳаросон зи бими газанд.

2240 Ҳаме аз ҷаҳон ҷойгоҳе биҷуст,
Ки бошад ба ҷон эмину тандуруст.

Ба наздики Барда яке ғор дид,*[2]
Сари кӯҳи ғор аз ҷаҳон нопадид.*[3]

Надид аз бараш ҷои парвози боз,
На зераш паи шеру ҷои гуроз.

Зи ҳар шаҳр дуру ба наздики об,
Ки хонӣ ҳаме Ҳанги[4] Афросиёб.

Бишуд шоҳи бечора наздики кӯҳ,
Чу дидаш бад-он гуна дур аз гурӯҳ,[5]

2245 Хуриш бурд, аз бими ҷон ҷой сохт,
Ба ғор-андарун ҷой бо лой сохт.

Ҳаме буд чанде ба ғор[6]- андарун,
Зи карда пушаймону дил пур зи хун.

---

1. И-боумед.
2. И-б. 2237 нест.
2. М-буд.
3. М-хоро ҳаворо бисуд.
4. Л-Хона ҳамекандӣ.
5. ИЛМ-б. 2244 нест.
6. Л-хона.

Чу хунрез гардад дили сарфароз,
Ба тахти каӣ барнамонад дароз.

Чунон шаҳрёре худованди тахт,
Ҷаҳондори некахтари некбахт.

Чу хунрез шуд, душман омад падид,
Хунук шоҳ, к-ӯ хуни шоҳон надид.

Яке некмард андар он рӯзгор
Зи тухми Фаридуни омӯзгор.

Парастанда бо фарру бурзи каён,
Ба зуннори Кайшоҳ*[1] баста миён.

Парастишгаҳаш кӯҳ будӣ ҳама,
Зи шодӣ шуда дуру дур аз рама.

Куҷо номи он номвар Ҳум буд,
Парастанда дур аз бару бум буд.

Яке ғор*[2] буд андар он бурзи кӯҳ,
Бад-ӯ сахт наздику дур аз гурӯҳ.

Ҳаме рафт рӯзе бар он кӯҳ-бар
Зи баҳри парастидани додгар.

Ниёишкунон Ҳум бар кӯҳсор
Ба пеши ҷаҳондор парвардгор.[3]

Парастиш ҳаме кард пашминапӯш,
Зи ғораш яке нола омад ба гӯш,[4]

1. М- Ба ҳар кор бо шоҳ.
2. М- коф.
3. ИЛМ-б. 2255. 2256 нест.
4. ТПЗ – Чу он нолаи зор бишнид, тафт
Шитобон ба наздикии ғор рафт.
Бар он нолаи зор букшод гӯш,
Ки Афросиёб аз дили пурхурӯш
Ҳаме гуфт, к-эй бартар аз бартарӣ,
Зи рози дили ман ту огаҳтарӣ.

Ки зоро, саро*[1] номвар, меҳтаро,
Бузурго, зи ҳар номвар бартаро,[2]

Ҳама Турку Чин зери фармони ту,
Расида ба ҳар ҷой паймони ту.

Яке ғор дорӣ ба баҳра ба чанг,
Куҷот он бузургону мардони ҷанг?

Куҷот он ҳама ганҷу мардонагӣ
Далериву нерӯву фарзонагӣ?

Куҷот он бузургиву тахту кулоҳ,
Куҷот он бару буму чандон сипоҳ?[3]

---

Агарчанд ман тирагӣ кардаам,
Ба хира туро чанд озурдаам,
Ҳамон бандаи пургуноҳи туам,
Ба бечорагӣ дар паноҳи туам.
Ба ман-бар бубахшой тахту кулоҳ,
Маро боз деҳ боз ганҷу сипоҳ,
Вагарна равонам ҷудо кун зи тан,
Ки не афсару ганҷу не анҷуман!
Нахоҳам ман ин зиндагониву ранҷ,
На буму на кишвар, на тоҷу на ганҷ.
Дареғ, он ҳама кишвару буму бар.
Дареғ, он ҳама зарру ганҷу гуҳар.
Дареғ, афсари тахти заррину оҷ,
Ҳамон ёраву тавқу заррина тоҷ.
Дареғ, он ҳама теғу гурзи гарон,
Дареғ, он саворони печонинон.
Дареғо, бародар, дареғо, писар.
Чӣ омад маро аз замона ба сар?
Ба зорӣ ҳаме гуфт Афросиёб
Або хештан бо ду дида пуроб.

1. М-Шоҳо, радо
2. ЛМ – Бузургову бар доварон доваро.
3. ТПЗ – Куҷост он бару бозуи тиру чарх,
Ки акнун надорӣ аз он ҳеч барх?
Куҷот он зи ёқути рахшон нигин,
Ки фармон будаш бар ду баҳра замин?
Куҷот он бузургон ба пешат ба пой,
Ба ҳар кор буда туро раҳнамой?
Куҷот он биноҳои карда баланд,
Ки будат якояк паноҳ аз газанд?

Ки акнун бад-ин тангғор-андарӣ,
Гурезон ба сангин ҳисор-андарӣ[1]?!

Ба туркӣ чу он нола бишнид Ҳум,
Парастиш раҳо карду бугзошт бум.

Чунин гуфт, к-ин нола ҳангоми хоб
Набошад магар бонги[2] Афросиёб.

Чу андеша шуд бар дилаш-бар дуруст,
Дари ғори торик чанде бичуст.[3]*[4]

Бидид андар он ҳанги Афросиёб,
Дар ӯ сохта ҷои орому хоб

Биёмад ба кирдори шери жиён,
Зи пашмина букшод гирди миён.

Каманде ки бар ҷои зуннор дошт,
Ки он дар панохи[5] ҷаҳондор дошт.

Ба ҳанг-андарун шуд гирифта*[6] ба даст,
Чу наздик шуд шоҳ, бар пой ҷаст.

Биёвехта он ду тан сахт дер,
Ба охир варо Ҳум овард зер.

Варо бар замин Ҳум афканд паст,
Чу афканда шуд, бозуи ӯ бубаст.

Ҳаме рафт ӯро пас-андар кашон,
Ҳаме тохт бо ранҷ чун беҳушон.

---

Куҷот он рада бар дар аз мӯбадон,
Бад-он мӯбадон ёр буда радон?
Куҷот он далерону мардони мард,
Ба пешатситода ба рӯзи набард?

1. И-б. 2263 нест.
2. Л-они.
3. Л-б. 2266, 2267 нест.
4. М- Зи кӯҳ андаромад ба ҳангоми хоб
Бидод он дари ҳанги Афросиёб.
5. И-аз фарри шоҳи.
6. М-гирифт он.

Шигифт, ар бимонад бар ин-бар равост,
Ҳар он кас, ки ӯ дар ҷаҳон подшост.

Ҷуз аз номи некӣ набояд гузид,
Бибояд чамиду бибояд чарид.

Аз он пас, ки чандон будаш нозу ком,
Тавоноиву лашкару ганҷу ном,[1]

Зи гетӣ яке ғор бугзид рост,
Чӣ донист, к-он ҳанг доми[2] балост?

## ГУРЕХТАНИ АФРОСИЁБ АЗ ДАСТИ ҲУМ

Чу он шоҳро Ҳум бозу бубаст,
Ҳаме бурд ӯро зи ҷои нишаст.

Бад-ӯ гуфт, эй марди ботарсу бок,
Парастору донанда*[3] Яздони пок.

Чӣ хоҳӣ зи ман, ман киям дар ҷаҳон,
Нишаста дар ин ғори бебун ниҳон?»[4]

Бад-ӯ гуфт Ҳум: «Ин на ороми туст,
Ҷаҳоне саросар пур аз номи туст.

Зи шоҳони гетӣ бародар кӣ кушт?
Кӣ шуд низ бо покяздон дурушт?

Чу Ағрирасу Нӯзари номдор
Сиёвуш, ки буд аз каён ёдгор,[5]

---

1. ИЛМ –б. 2276 нест.
2. Л-ҷон.
3. М-парастанда дар пеши.
4. ТПЗ – Яке марди бозоргонам дижам
Дирам рафтаву монда бо дарду ғам.
Гирифта сари хеш дар танги ғор,
Нишаста чунин пурғаму сӯгвор.
5. ТПЗ – Бикуштӣ, наёмад-т аз ин рӯз ёд
Чу ту шоҳи бедодгар худ мабод!

Ту хуни сари шаҳрёрон[1] марез,
На аз гоҳ дар ғори бебун гурез».[2]

Бад-ӯ гуфт, к-«Андар ҷаҳон бегуноҳ
Киро донӣ, эй марди бодастгоҳ?

Чунин ронд бар сар сипеҳри баланд,
Ки омад зи ман дарду ранҷу газанд.

Зи фармони Яздон касе нагзарад,
Агар гардани шери нар бишкарад.

Бубахшой бар ман, ки бечораам,
В-агарчанд бар тан ситамгораам.

Набера Фаридуни фаррух манам,
Зи банди камандат ҳаме бишканам.

Куҷо бурд хоҳӣ маро баста зор[3]
Натарсӣ зи Яздон ба рӯзи шумор?»

Бад-ӯ гуфт Ҳум «Эй бади бадгумон,
Ҳамоно фаровон намондат замон.

Суханҳот чун дар гулистон хав аст,
Туро ҳуш бар дасти Кайхусрав аст».

Бупечид дар Ҳумро з-ин нажанд,*[4]
Бар ӯ суст кард он каёнӣ каманд.

Чу донист, к-он марди парҳезгор
Бубахшид бар нолаи шаҳрёр,

Бупечиду з-ӯ хештан даркашид,
Ба дарё - дарун ҷасту шуд нопадид.

1. Л- бегуноҳон.
2. ТПЗ - Чу Афросиёб ин суханҳо шунид,
Ту гӯӣ, ки ҳуш аз сараш барпарид.
3. ИЛМ – хор.
4. М-газанд.

Чунон буд, ки Гударзи Кашводагон
Ҳаме рафт бо Геву озодагон.

Гурозону тозон ба наздики шоҳ
Ба дарё нигаҳ кард чандон зи роҳ.

Ба чашм омадаш Ҳум худ[1] бо каманд
Навон бар лаби об-бар*[2] мустаманд.

Ҳам он гунаи обро тира дид,
Парастандаро дидагон хира дид.

Ба дил гуфт, к-ин марди парҳезгор
Ҳаме аз лаби об*[3] гирад шикор.

Наҳанге магар доми моҳӣ гирифт,
Бидиду аз ӯ монда андар шигифт.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй марди парҳезгор,
Ниҳонӣ чӣ дорӣ, бикун ошкор.

Аз ин оби дарё чӣ ҷӯӣ ҳаме
Магар тиратанро бишӯӣ ҳаме?»

Бад-ӯ гуфт Ҳум: «Эй сарафроз мард,
Нигаҳ кун яке андар ин коркард.

Яке ҷой дорам бар ин теғи кӯҳ,
Парастишгаҳе низ*[4] дур аз гурӯҳ.

Шаби[5] тира дар пеши Яздон будам,
Ҳама шаб зи эзадпарастон будам.

Бад-он гаҳ, ки хезад зи мурғон хурӯш,
Хурӯшидани*[6] зорам омад ба гӯш.

1. Л-Бидид он замон Ҳумро.
2. М-чун.
3. М-Зи дарёи хун ҷуст.
4. М-банда.
5. Л-шабе.
6. М-Яке нолаи зорам.

Ҳамон гаҳ гумон бурд равшан дилам,
Ки ман бехи кин аз ҷаҳон бугсилам.

Бад-ин гуна навҳа ба ҳангоми хоб,
Нашояд, ки созад ҷуз Афросиёб.

Бичастам, бичустам ҳама кӯҳу ғор,
Бидидам дари ҳанги он номдор*[1]

Ба ҳанг-андарун хуфта он шӯрбахт,
Ҳаме зор бигрист бар тоҷу тахт.

Чу дар ҳанг рафтам, бичаст ӯ зи ҷой,
Ҳамон санги хоро гирифташ ду пой.

Ду дасташ ба зуннор бастам чу санг,
Бад-он сон, ки хунрез гашташ ду чанг.

Зи кӯҳ андаровардамаш тозиён,
Хурӯшону навҳакунон чун занон.

Зи бас нолаи зору савганди ӯй,
Яке сусттар кардамаш банди ӯй.

Бар ин ҷойгаҳ - бар зи ҷангам бичаст,
Дилу ҷонам аз ҷастани ӯ бихаст.

Дар ин оби ханҷаст пинҳон шудаст,
Бигуфтам ба ту роз чунон, ки ҳаст».[2]

Чу Гударз бишнид ин достон,
Ба ёд омадаш гуфтаи бостон.

Пурандеша шуд сӯи оташкада
Чунон чун бувад мардуми дилшуда.

Нахустин бар оташ ниёиш гирифт,
Ҷаҳонофаринро ситоиш гирифт.[3]

1. М- сӯгвор.
2. Л-б. 2317 нест.
3. И-б. 2302-2320 нест.

Бупардахту букшод роз аз нуҳуфт,
Ҳама*[1]- дида бо шаҳрёрон бигуфт.

Ҳамон гаҳ нишастанд шодон[2] бар асп,
Бирафтанд аз айвони озаргушасп.

## ОМАДАНИ КОВУС ВА ХУСРАВ НАЗДИКИ ҲУМ

Пурандеша шуд шаҳрёри ҷаҳон,
Биёмад ба наздики Ҳум он замон.

Чу Ҳум он сару тоҷи шоҳон бидид,
Бар эшон ба дод офарин густарид.[3]

Ҳамон шаҳрёрон бад-ӯ офарин
Ҳаме хонданд аз ҷаҳонофарин.

Чунин гуфт бо Ҳум Ковусшоҳ,
«Ба Яздон сипосу бад-ӯям паноҳ,

Ки дидам рухи марди яздонпараст,
Тавонову бо донишу зӯри даст».

Чунон дод посух парастанда Ҳум,
Ки «Обод бодо ба доди ту бум!

Бад-ин шоҳи нав рӯз фархунда бод,
Дили бадсиголони ту канда бад!

Парастанда будам бад-ин кӯҳсор,
Ки бугзашт бар Гангдиж шаҳрёр.

Ҳаме хостам, то ҷаҳонофарин
Бад-ӯ дорад обод рӯи замин.

Чу боз омад ӯ, шоду хандон шудам,
Ниёишкунон пеши Яздон шудам.

1. М-Ҳамон.
2. ИЛ-шоҳон.
3. Л-б. 2324 нест.

Суруши хуҷаста шабе ногаҳон
Бикард ошкоро ба ман-бар ниҳон.

Аз он ғор берун баромад хурӯш
Шунидам, ниҳодам ба овоз гӯш.

Касе*[1] зор бигрист бар тахти оҷ
Чу бар кишвару лашкару гоҳу тоҷ.

Зи теғ[2] омадам сӯи он ғори танг,
Каманде ки зуннор дорам ба чанг.

Бидидам сару гӯши*[3] Афросиёб,
Дар ӯ сохта ҷои орому*[4] хоб.

Ба банди камандаш бубастам чу санг
Кашидам-ш бечора аз ғори танг.

Яке зор бигрист з-он банди сахт,
Ба зорӣ ба ман гуфт, эй некбахт,[5]

Мар ин бандро суст гардон зи тоб,
Чу кардам, зи дастам фурӯ шуд ба об.

Ба об-андар аст ӯ кунун нопадид,
Паи ӯ зи гетӣ бибояд бурид.

Гар ӯро зи сар*[6] бозгардад сипеҳр,
Биҷунбад ба Гарсевазаш хун зи меҳр.

Чу фармон диҳад шаҳрёри баланд,
Бародар-шро пой карда ба банд.

Биёранду бар гарданаш чарми гов
Бидӯзанд, то гум кунад тӯшу тов.

---

1. М-Яке.
2. И- Чу ман.
3. М-китфи.
4. М-Ба кор - андарун сохта ҷон.
5. ИЛМ – Зи хоҳиш бар ӯ суст кардам каманд,
Чу омад бари об, букшод банд.
6. М-Варо гар ба бад.

Чу овози ӯ ёбад Афросиёб,
Ҳам он гаҳ бароянд зи дарёи об».

Бифармуд, то рӯзбонони дар
Бирафтанд бо теғу гелисипар.

Бибурданд Гарсевази шумро,
Ки ошӯб аз ӯ буд бару бумро.

Ба дижхим фармуд, то баркашид,
Зи рух пардаи шармро бардарид.

Бикарданд дар гарданаш чарми*[1] гов,
Чунон чун намондаш ба тан зӯру тов.

Бар ӯ пӯст бидриду зинҳор хост,
Ҷаҳонофаринро ҳаме ёр хост.

Чу бишнид овозаш Афросиёб,
Ҳамон гаҳ баромад зи дарёи[2] об.

Ба дасташ ҳаме карду пой ошиноҳ,
Биёмад ба ҷое, ки буд пойгоҳ.

Зи хушкӣ чу бонги бародар шунид,
Бад-ӯ бадтар омад зи марг, онҷӣ дид.

Чу Гарсеваз[3] ӯро бидид андар об
Ду дида пур аз хуну дил пуршитоб,

Фиғон кард, к-«Эй шаҳрёри ҷаҳон,
Сари номдорону тоҷи меҳон.

Куҷот он ҳама расму оину роҳ,
Куҷот он сару тоҷу ганҷу сипоҳ.[4]

1. Ҳама дӯхт бар китфи ӯ хоми.
2. Ил-б. 2340 нест.
2. Л-Бар он дард гирён баромад, зи; И-Пур аз дарду гирён баромад зи.
3. ИЛ-Гаршеваз.
4. ТПЗ – Куҷост он камину камону каманд,
Ки кардӣ бад-ӯ деву ҷоду ба банд?

Куҷот он ҳама донишу зӯри даст,
Куҷот он бузургони хусравпараст?

Куҷот он ба разм-андарун фарру ном,
Куҷот он ба базм-андарун кому ҷом?[1]

Ки акнун ба дарё ниёз омадат,
Чунин ахтари бад фароз омадат?»

Чу бишнид, бигрист Афросиёб,
Ҳаме рехт хунин сиришк андар об.

Чунин дод посух, ки «Гирди ҷаҳон
Бигаштам басе[2] ошкору ниҳон,

К-аз ин бахшиши бад магар бугзарам,
Зи бад бадтар ояд ҳаме бар сарам.

Маро зиндагонӣ кунун хор гашт,
Равонам зи ту пур зи тимор гашт.

Набера Фаридуну пури Пашанг
Баровехт з-ин сон ба доми наҳанг.[3]

## ГИРИФТОР ШУДАНИ АФРОСИЁБ БОРИ ДУВУМ ВА КУШТА ШУДАНИ Ӯ ВА ГАРСЕВАЗ

Забони ду меҳтар пур аз гуфтугӯй,
Равони парастанда пурҷустуҷӯй.[4]

---

Куҷот он савориву майдону гӯй,
Ки будӣ зи ҷавгони ту гуфтугӯй?
Куҷот он шабехуни ногаҳ чу шер,
Ки шери жиён оваридӣ ба зер?

1. И-2358 нест.
2. ИЛ-ҳаме.
3. ТПЗИЛМ – Ҳаме пӯст дарранд бар ту ба чарм,
Набинам касеро ба дил рою шарм.
4. ТП – Чу яздонпарастанда ӯро бидид,
Чунон нолаи зору ово шунид.

Зи роҳи ҷазира даромад яке[1],
Чу дидаш мар ӯро зи дур андаке,[2]

Кушод он каёнӣ каманд аз миён
Дутоӣ биёмад чу шери жиён.[3]

Биёндохт он тобдода[4] каманд,
Сари шаҳрёр андаромад ба банд.

Ба хорӣ зи дарё кашидаш ба дашт,
Ҳама зиндагонӣ бар ӯ хор гашт.[5]*[6]

Супурдаш ба шоҳону[7] худ боз гашт,
Ту гуфтӣ, ки бо бод анбоз гашт.

Биёмад ҷаҳондор бо теғи тез,
Сари пур зи кина, дили пурситез.

Чунин гуфт бедониш Афросиёб,
Ки «Ин рӯз худ дида будам ба хоб.

Сипеҳр аз бари ман фаровон кашид,
Кунун пардаи розҳо бардарид.

Ба овоз гуфт; Эй бади кинаҷӯй,
Чаро кушт хоҳӣ ниёро, бигӯй?»

Чунин дод посух, ки «Эй бадкуниш,
Сазовори пайғораву сарзаниш,

---

1. И-ба пай.
2. И-Ҳамедидаш аз дур Ковуси Кай.
3. Л-бабри баён.
4. Л-гирд карда.
5. ТПЗИЛМ – Ба хушкӣ кашидаш зи дарёи об,
Бишуд донишу хуш аз Афросиёб.*
Гирифта варо марди дин пову даст,
Ба хорӣ зи дарё кашиду бубаст.

* ИЛ – танҳо б. якум мавҷуд аст.

6. М-б. 2368 нест.
7. Л-эшону.

Зи хуни[1] бародар-т гӯям нахуст,
Ки ҳаргиз бадии[2] меҳонро начуст.[3]

Дигар Нӯзар, он номвар шаҳрёр
Ҷаҳондору з-Эраҷ яке*[4] ёдгор,

Задӣ гарданашро ба шамшери тез,
Барангехтӣ аз ҷаҳон растахез.

Се дигар Сиёвуш, ки чун ӯ савор
Набинад касе аз ҷаҳон ёдгор,*[5]

Буридӣ сараш чун сари гӯсфанд,
Ҳаме баргузаштӣ зи чархи баланд.

Ту боби маро аз чӣ кардӣ табоҳ,
Чунин рӯзи бадро накардӣ нигоҳ?

Ба кирдори бад тез биштофтӣ,
Мукофоти бадро бадӣ ёфтӣ.[6]

Бад-ӯ гуфт: «Шоҳо, бибуд, он чӣ буд,
Кунун достонам бибояд шунуд.[7]

Бимон, то магар модаратро рухон
Бубинам, пас ин достонҳо бихон».

Бад-ӯ гуфт, к-аз хоҳиши модарам
Нигар, то чи бад сохтӣ бар сарам.

Падар бегунаҳ буду ман дар ниҳон,
Чӣ рафт аз газанди ту андар ҷаҳон?

1. И-ҳоли.
2. ИМ-балои.
3. И-Ба хуни ялон дил нашуст.
4. М-Ки аз тухми Эраҷ буд ӯ.
5. М- Набинад дигар низ як ном дар.
6. –б. 2381, 2382 нест;
ТПИМ – Чунон дод посух, ки «Аз бадкуниш
Наёбӣ ҷуз аз куштану сарзаниш».
7. И-б. б. 2383 нест.

Сари шаҳрёре буридӣ, ки тоҷ
Бар ӯ зору гирён шуду тахти оҷ[1].

Кунун рӯзи бодафраи эзадист,
Мукофоти бадро зи Яздон бадист.

Ба шамшери ҳиндӣ бизад гарданаш,
Ба хок-андар афканд торӣ[2] танаш.

Зи хун лаъл шуд гӯшу риши[3] сапед,
Бародар-ш гашт аз ҷаҳон ноумед.

Тиҳӣ монд аз ӯ тахти шоҳаншаҳӣ,
Сар омад ҳама*[4] рӯзгори беҳӣ.

Зи кирдори бад бар танаш бад расид,
Маҷӯ, эй писар, банди бадро калид.

Чӣ[5] ҷӯӣ, бидонӣ, ки аз кори бад
Ба фарҷом бар бадкуниш бад расад.

Сипаҳбад, ки бо фарри Яздон бувад,
Ҳама хашми ӯ банду зиндон бувад.

Чу хунрез гардад, бимонад нажанд,
Мукофот ёбад зи[6] чархи баланд.

Чунин гуфт мӯбад ба Баҳроми тез,
Ки «Хуни сари бегуноҳон марез.

---

1. ТПЗ – Агар банд хоҳӣ зи ман бегазанд,
Касе оташи тез кай кард банд?
Шубон чун ки бигрифт дарранда гург,
Агар зинда монад, набошад, сутург.
Диловар чу аз беша бигрифт шер,
Нишон деҳ, куҷо зинда монад-ш дер?
Вагар меҳр бар хасташер оварад,
Ҳамон шер ӯро ба зер оварад.
2. Л- тозӣ, ИМ – нозук.
3. И-ришу мӯи.
4. М-бар ӯ.
5. ИЛ-Чу.
6. ИЛ-Биёбад мукофоти.

Чу хоҳӣ, ки тоҷи ту монад ба ҷой,
Мабодӣ ҷуз оҳиставу покрой.

Нигаҳ кун, ки то тоҷ*[1] бо сар чӣ гуфт,
Ки бо мағзат, эй сар, хирад бод ҷуфт!»[2]

Ба Герсеваз омад зи кори ниё,
Ду рух зарду як дил пур аз кимиё.

Кашидандаш аз[3] пеши дижхим хор
Ба банди гарону ба бад рӯзгор.

Або рӯзбонону мардумкушон
Чунон чун бувад мардуми баднишон.

Чу дар пеши Кайхусрав омад ба дард,
Буборид хун бар рухи лоҷвард.

Шаҳаншоҳи Эрон забон баркушод,
В-аз он ташту ханҷар ҳаме кард ёд.

Зи тури Фаридуну Салми сутург,
Аз Эраҷ, ки буд номдори бузург,

Ба дижхим фармуд, то теғи тез
Кашида биёмад диле пурситез.

Миёни сипаҳбад ба ду ним кард,
Сипаҳро ҳаме дил пур аз бим кард.

Ба ҳам барфикандандашон кӯҳ-кӯҳ,[4]
Зи ҳар сӯ ба дур истода гурӯҳ.[5]

1. М-тан худ або.
2. Л-б. 2398 нест.
3. кашиданд дар.
4. ИЛ- ҳамчу кӯҳ.
5. ТПЗ – Ҷафоҳои эшон ҳаме гуфт шоҳ,
Ҳаме кард бар ҳарду кушта нигоҳ.
Аз он пас бифармуд, то раҳнамун
Бишӯяд тани шоҳ аз хоку хун.

## БОЗ ОМАДАНИ КОВУС ВА ХУСРАВ БА ПОРС

Зи Яздон чу шоҳ орзӯҳо биёфт,
Зи дарё сӯи хони озар шитофт.

Басе зар бар оташ барафшонданд,[1]
Ба замзам басе офарин хонданд.

2410 Бибурданд як рӯзу як шаб ба пой
Ба пеши ҷаҳондовари раҳнамой.

Чу ганҷури Кайхусрав омад Зарасп
Бубахшид ганҷе бар озаргушасп.

Бар он мӯбадон хилъат афканд низ,
Дирам доду динору бисёр[2] чиз.

Ба шаҳр-андарун ҳар кӣ дарвеш буд,
В-агар хӯрдаш аз кӯшиши хеш буд,

---

Бипӯшад аз он пас ба дебои Чин,
Зи хаззу зи мулҳам кафан ҳамчунин.
Ба дахма-дарун тахти заррин ниҳанд,
Кулаҳ бар сараш анбарогин ниҳанд.
Бихобонадаш пас бар афрози тахт,
Бигиряд фаровон бар он шӯрбахт.
Тани паҳлавонро, к-аз ӯ хост кин,
Кашиданд ду пора зӣ борагин.
Чунин гуфт Хусрав, ки кин рондем,
Зи дил оташи дард биншондем.
Кунун бар ниё ҷои бахшоиш аст,
Маро вақти орому осоиш аст.
Кунун бояд оини нав сохтан,
Асирон ба ҳар ҷой бинвохтан,
Ки бо ман ниё буд, к-афканд хун,
Чу ӯ рафт, аз инҳо чӣ ояд кунун?
Макун бад, ки бинӣ ба фарҷом бад,
Зи бад гардад андар ҷаҳон ном бад.
Нигаҳ кун, ки ин гунбади тезгард
Ниҳонӣ надорад магар гарму сард.
Ба гетӣ ҳаме бош бо тарсу бок,
Ниёиш ҳаме кун ба Яздони пок,
Ки пирӯзиву шӯрбахтӣ аз ӯст,
Таносониву ранҷу сахтӣ аз ӯст.

1. И- Бияфшонданд.
2. ИЛ- ҳар гуна.

Бар он низ ганҷе пароканда кард,
Ҷаҳоне ба доду деҳиш зинда кард.

В-аз он пас ба тахти каӣ барнишаст,
Дари бор букшоду лабро бубаст.

Набиштанд нома ба ҳар кишваре,
Ба ҳар номдореву ҳар меҳтаре.

Зи Ховар бишуд нома то Бохтар,
Ба ҳар ҷо ки буд меҳтари номвар,

Ки рӯи замин аз бади аждаҳо
Ба шамшери Кайхусрав омад раҳо.

Ба нерӯи Яздони пирӯзгар
Наёсуду накшод ҳаргиз камар.[1]

Равони Сиёвуш бад-ӯ зинда гашт,
Ҳама рӯи гетӣ варо банда гашт.

Ҳама чиз бахшид дарвешро,
Парастандаву мардуми хешро

В-аз он пас чунин гуфт шоҳи ҷаҳон,
Ки «Эй номдорони фаррух меҳон,[2]

Зану кӯдак аз шаҳр берун баред,
Хуришҳову ромиш ба ҳомун баред.

Бипардахт аз он, сар ба ромиш ниҳод,
Бирафтанд гурдони хусравнажод.

Ҳар он кас, ки буд ӯ зи тухми Зарасп,
Биёмад ба айвони озаргушасп.

1. ТПЗ – Ки то гетӣ аз ҳар бадӣ пок кард,
Ҷаҳон ҷумла бетарсу бебок кард.
2. ИЛ-б. 2422 нест.

Чиҳил рӯз бо шоҳ Ковуси Кай
Ҳаме буд бо ромишу руду май.

Чу рахшанда*[1] шуд бар фалак моҳи нав
Чу зарафсаре бар сари шоҳи нав.

Бузургон сӯи Порс карданд рӯй,
Баросуда аз разму аз гуфтугӯй.

Ба ҳар шаҳр, к-андар шуданді ба[2] роҳ,
Шуді анҷуман мард бар пешгоҳ.

Кушоді сари бадраҳо шаҳрёр,
Тавонгар шуді марди парҳезгор.

## МУРДАНИ КАЙКОВУС

Чу бо эминӣ гашт Ковус ҷуфт,
Ҳама рози дил пеши[3] Яздон бигуфт.

Чунин гуфт, к-«Эй бартар аз рӯзгор,
Чу бошӣ ба ҳар некӣ омӯзгор.

Зи ту ёфтам фарру аврангу бахт,
Бузургиву гурдиву дайҳиму тахт.

Накардӣ касеро чу ман баҳраманд
Зи ганҷу зи тахту зи номи баланд.[4]

Зи ту хостам, то яке номвар[5]
Ба кини Сиёвуш бубандад камар.

Набера бидидам ҷаҳонбини хеш[6]
Куҷо кини ман кард чун кини хеш.[7]

1. М-хуршед.
2. ИЛ-зи.
3. Л-роз як сар ба.
4. И-б. 2432-2434 нест.
5. И-ман яке кинавар.
6. Л-ман.
7. Л- Ба фарҳангу тадбиру оини ман.

Ҷаҳонҷӯй бо фарру бурзу хирад
Зи шоҳони гетӣ ҳаме бугзарад.

Чу солам се панҷоҳ бар сар гузашт,
Сари мӯйи мушкин чу кофур гашт.

Ҳамон сарви нозанда шуд чун камон
Надорам гарон, гар сар ояд замон.

Басе барнаёмад бар ин рӯзгор,
К-аз ӯ ном монд[1] аз ҷаҳон ёдгор.

Ҷаҳондор Кайхусрав омад зи гоҳ,
Нишаст аз бари тирахоки сиёҳ.

Аз эрониён ҳар кӣ буд номҷӯй,
Пиёда бирафтанд берангу бӯй.

Ҳама ҷомаҳошон[2] кабуду сиёҳ,
Ду ҳафта бибуданд бо сӯги шоҳ.

Зи бахри сутудон-ш кохи баланд
Бикарданд, болои ӯ даҳ каманд.

Бибурданд пас пойкорони шоҳ
Дабиқиву дебои румӣ сиёҳ.

Бар ӯ рехта уду кофуру мушк,
Танашро бад-ӯ- дар бубастанд хушк.

Ниҳоданд зер- андараш тахти оҷ,
Ба сар-бар зи мушку зи кофур тоҷ.

Чу баргашт Кайхусрав аз пеши тахт,
Дари хобгаҳро бубастанд сахт.

Касе низ Ковуси Кайро надид,
Зи кину зи овардгоҳ орамид.

1. ИЛ-шуд.
2. Л-ҷомаҳои.

Чунин аст расми сарои сипанҷ,
Намонӣ дар ӯ ҷовидонӣ[1] ба ранҷ.

На доно гузар ёбад аз чанги марг,
На ҷанговарон зери хафтону тарг.

Агар шоҳ бошему гар Зордишт,[2]
Ниҳолӣ зи хок асту болин зи хишт.

Ба шодӣ нишину[3] ҳама ком ҷӯй,
Агар коми дил ёфтӣ, ном ҷӯй.

Чунон дон, ки гетӣ туро душман аст,
Замин бистару гӯр пероҳан аст.

Чиҳил рӯз сӯги ниё дошт шоҳ,
Зи шодӣ шуда дур в-аз тоҷу гоҳ.

Ба чиҳлу якум рӯз бар[4] тахти оҷ
Ба сар барниҳод он дилафрӯз тоҷ.

Сипоҳ анҷуман шуд ба даргоҳи шоҳ,
Радону бузургони зарринкулоҳ.

Ба шодӣ[5] бар ӯ офарин хонданд,
Бар он тоҷ-бар гавҳар афшонданд.

Яке сур буд дар ҷаҳон сар ба сар,
Ки бар тахт биншаст пирӯзгар.

Бар он гуна то солиён гашт шаст,
Ҷаҳон шуд ҳама шоҳро зери даст.[6]

1. ИЛ- ҷовидона, маранҷ.
2. Л-зардиҳишт.
3. Л-бозу ниёзу.
4. ИЛ- Чиҳил як нишаст аз бари.
5. ИЛ-шоҳӣ.
6. ИЛ-б. 2460 нест.

## РАҲО КАРДАНИ КАЙХУСРАВ ҶАҲНРО АЗ БАНД ВА ДОДАН ПОДШОҲИИ ТУРОН ӮРО

Бифармуд то Ҷаҳни Афросиёб
Биёранд дар пеш бо ҷоҳу об.

Бирафтанд фармонбарон пеши ӯй,
Ба наздики Ҷаҳн овариданд рӯй.

Чу диданд мар Ҷаҳнро пойбанд,
Шикастанд он бандро бегазанд.

Бибурданд пас мардро пеши шоҳ
Биёмад бад-он номвар пешгоҳ.

Чу чашмаш баромад бар он шаҳрёр
Заминро бибӯсид бечоравор.

Чу наздики он шоҳи некон расид,
Зи дил мавҷи хунаш ба мижгон расид.

Ҳаме буд гирён бари шаҳ ба пой,
Яке номвар буд фархундарой.

Чу Хусрав бад-он гуна меҳраш бидид,
Яке боди сард аз ҷигар баркашид.

Зи хуне ки буд баҳраи модарӣ,
Биҷӯшиду шуд чеҳрааш озарӣ.

В-аз он пас фурӯ рехт бар чеҳра об,
Басе ёд кард аз рад Афросиёб,

Ки гар ӯ нашустӣ ба хун даст пеш,
Нигаҳ доштӣ дину оину кеш.

Накардӣ ба хун сурх риши сапед,
Нагаштӣ зи буму зи бар ноумед.

Манаш будаме пеш фарзандвор,
Нахондам ман ӯро магар шаҳрёр.

Валекин чунин аст бад рӯзгор,
К-аз ӯ барг заҳр асту бор аст мор.

Чу Ҷаҳн ин шунид аз лаби шаҳрёр
Ба ҷон эминӣ ёфт аз рӯзгор.

Басе офарини бузургон бигуфт
Бад-он, к-аш бурун оварид аз нуҳуфт,

Ки «Ҷовид бодӣ ту бо тоҷу тахт,
Ҳамеша ба ҳар ҷой фирӯзбахт!

Меҳони ҷаҳон пеши ту бандаанд,
Бад-он бандагӣ сарфарозандаанд.

Ман акнун раҳии сарои туам,
Ба ҳар ҷо ки бошам, барои туам.

Замин ҷуз ба фармони ту наспарам,
В-аз он ч-ам ту фармон диҳӣ, нагзарам».

Чу ин гуфт ӯ, шоҳ бар пой хост,
Нишондаш бар он тахт бар дасти рост.

Бигуфташ, ки «Чунӣ дар ин рӯзгор,
Ки дидӣ ҳама панди омӯзгор?

Баросой акнуну бар хӯр зи бахт,
Туро дод хоҳам яке тоҷу тахт.

Ҳамон кишвари Тур додам ба ту,
К-аз он тухмаи Тур шодам ба ту.

Набера Пашангӣ, фаридуннажод,
Набояд, ки печӣ ту сарро зи дод.

Маро бо ту меҳр асту пайванди хун,
Набояд ки ойӣ зи пандам бурун.

Бибояд ки гирӣ ту гетӣ ба ҳеч,
Зи дониш раҳи додро сар мапеч!

В-агар з-он ки аз дод печӣ ту сар,
Саратро бибуррам ба сони падар.

Падар-т аз бадӣ кард гетӣ раҳо,
Ба дӯзах шуд андар дами аждаҳо.

Чу девон бадӣ роҳу оин гирифт,
Зи Яздон буриду ками дин гирифт.

Сиёвахшро бегунаҳ чун бикушт,
Ба чора ман овардам ӯро ба мушт.

Ба мардиву аз роҳи оини хеш
Биҷустам аз ӯ ман ҳама кини хеш.

Сарашро буридам ба сони чаков,
Биғалтид дар хок бе тӯшу тов.

Ба хун сурх шуд ришу мӯи сапед,
Ба ночор гашт аз ҷаҳон ноумед.

Набигрист бар вай касе ҳеч зор
Бад-он, к-аш бадӣ буд оину кор.

Зи Заҳҳоку Тур аз ситамкорагон
Бигӯям, ки буданд хунхорагон,

Ки Заҳҳок куштаст Ҷамро ба кин,
Дигар Тур кушт Эраҷи покдин.

Ба Яздон нигар, то зи дасти ду шоҳ
Бар эшон чӣ овард дар размгоҳ.

Фаридун фиканд он каманди ялӣ
Ба нерӯи Яздону аз пурдилӣ.

Гирифт он ситамгора Заҳҳокро,
Зи тахт андаровард нопокро.

Бибурду фикандаш ба чоҳ-андарун,
Ниҳодаш яке кӯҳ бар сар нагун.

Бирастанд мардум зи озори ӯй,
Сар омад ҳама ҷангу пайкори ӯй.

Дигар бин Манучеҳр он додгар,
Ки баст аз паи кини Эраҷ камар,

Зи Эрон бирафту бишуд то ба Чин,
Дилаш пур зи боду сараш пур зи кин.

2505 Ба нерӯи Яздони пирӯзгар
Зи Тури ситамгар ҷудо кард сар.

Чунин аст фармони Яздони роҳ,
Ки ҳар кас, ки буррад сари бегуноҳ,

Сарашро бибурранд бетарсу бок,
Супоранд нопокдилро ба хок.

Нигар, то набошӣ ту з-инҳову бас,
Ки касро надиданд фарёдрас».

Ба посух баророст Ҷаҳн он замон,
Ки «Эй додгар шаҳрёри ҷаҳон,

2510 Ба фармони ту ман бубандам камар,
Ниҳам пеши тахти ту бар хок сар.

Ҳам аз бандагони ту ман кеҳтарам,
На бо тахту тоҷу на бо афсарам.

Ба Туронзамин гар фиристӣ маро,
Ниёиш кунам пеши Яздон туро.

Фиристам ба ҳар сол ман божу сов
Ба пеши ту, з-он ч-ам бувад тӯшу тов.

Ба ҳар чанд гоҳе бубандам камар,
Биёям, бубинам рухи тоҷвар.

2515 Бибӯсам замин пеш тахти туро,
Кунам офарин тахту бахти туро.

Нисор оварам уду мушку абир,
Заминро бипӯшам ба чинӣ ҳарир.

Яке орзу дорад акнун раҳӣ
Бад-ин номвар пешгоҳи меҳӣ,

Ки пӯшидарӯёну фарзанди ман,
Ҳамон хоҳаронрову пайванди ман

Бубахшӣ ба ман, то ба Турон барам,
Чунин орзуро агар дарх(в)арам».

Чу бишнид аз ӯ шаҳрёр ин сухун,
Бар он орзу посух афканд бун.

Бифармуд, то пеши ӯ шуд дабир,
Бибурданд қиртосу мушку абир.

Навиштанд маншур бар парниён
Ба оини шоҳону расми каён,

Чунон чун Фаридун ба Тур он замин
Супурду бигуфташ, ки ту беш аз ин

Маҷӯ аз ҷаҳон баҳраи хешро,
Бидеҳ доди мазлуму дарвешро.

Ба ганҷур гуфт он замон шаҳрёр,
Ки рав, хилъату тоҷи шоҳона ор.

Биёвард ганҷур тоҷи каён
Або хилъату бораи меҳтарон.

Бифармуд, то тоҷ бар сар ниҳод,
Бираст аз газанду шуд аз шоҳ шод.

Ҳамон хоҳаронрову пайванди ӯй,
Ки буданд ҳар як аз ӯ чораҷӯй,

Фиристодашон шаҳрёри ҷаҳон
Ба наздики Ҷаҳн он замон шодмон.

Сазовори ҳар як басе хоста
Або хилъату тоҷи ороста.

Фиристода гуфто: Равед ин замон
Або Ҷаҳни хуррам сӯи хонумон!»

Ҳамон гаҳ бифармуд, то шуд дабир,
Навишташ яке номае бар ҳарир

Ба наздики Густаҳми Нӯзар, ки ӯй
Биёяд ба Эрон пур аз обрӯй.

Супорад ба Ҷаҳн он заминро тамом,
Насозад дирангу нагирад мақом.

Ба шабгир ҳангоми бонги хурӯс
Зи даргоҳи Ҷаҳн омад овои кӯс.

Нишаст аз бари аспу шуд сӯи Тур
Ҳама роҳ бо шодмониву сур.

Чу наздикии шаҳри Турон расид,
Фиристодаи некпай баргузид.

Бигуфташ, ки «Наздики Густаҳм пӯй,
Ҳама кори мо пеши ӯ бозгӯй».

Фиристода чун гуфти шоҳаш шунид,
Ба кирдори боди дамон раҳ бурид.

Чу наздики Густаҳм шуд некхоҳ,
Бигуфташ, ки Ҷаҳн омад аз сӯи шоҳ.

Чу Густаҳм аз он кор огоҳ шуд,
Пазира бари Ҷаҳн дар роҳ шуд.

Ҳама шаҳри Турон биёростанд,
Маю руду ромишгарон хостанд.

Чу Ҷаҳн андаромад сӯи шаҳри хеш
Ба оини шоҳон, ки буданд пеш,

Ба ҳар ҷой дебо даровехтанд,
Ҳама кӯю барзан дирам рехтанд.

Нишаст аз бари гоҳи Афросиёб,
Ҳама хуфтаро сар баромад зи хоб.

Ду ҳафта або Густаҳам буд шод,
Бад-ӯ хилъату чиз бисёр дод.

В-аз он пас дари ганҷҳо боз кард,
Фиристодани Густаҳам соз кард.

Супурд он ҳамаро ба Густаҳму гуфт,
Ки «Эй гурди бо донишу ҳуш ҷуфт,

Бубар ин ҳама ҳадяҳо пеши шоҳ,
Бигӯяш зи додори гетипаноҳ.

Ту шоҳиву мо бандагони туем,
Ба ҳар ҷо парастандагони туем».

Пазируфт Густаҳму кардаш дуруд,
Ки «Бодӣ ҳамеша ту бо кому руд!»

Ҳама шаб бибурданд бо кому ноз,
Ба пеш андаруншон бутони Тароз.

Сапеда чу бар чарх лашкар кашид,
Шаби нилгун домон андаркашид.

Ба зин андаромад шаҳи Нӯзарӣ
Ба оини шоҳон, ба некахтарӣ.

Зи Турон сӯи шаҳри Эрон кашид,
Ба наздики шоҳи далерон кашид.

Гавон чун аз ӯ огаҳӣ ёфтанд,
Пазира шудан зуд биштофтанд.

Бишуд Тус бо паҳлавонон бараш,
Чу диданд гурдон сару афсараш.

Фуруд омад он гаҳ, бишуд пеши Тус,
Канораш гирифту бараш дод бӯс.

Дигар паҳлавонону гарданкашон
Ҳама пеш рафтанд ҳам з-ин нишон.

В-аз он пас нишастанд гурдон бар асп,
Биронданд бар сони озаргушасп.

Чу Густаҳм дар шаҳр шуд бо меҳон
Ба наздики даргоҳи шоҳи ҷаҳон,

Або паҳлавонон ба даргаҳ расид,
Пиёда шуду пеши даргаҳ давид.

Чу чашмаш бар омад бар он рӯи шоҳ,
Заминро бибӯсид дар пешгоҳ.

Чу дидаш варо шоҳ бо кому ноз
Ба бар даргирифташ замони дароз,

Пас он гаҳ нишондаш бар он гоҳ шоҳ,
Бипурсидаш аз Ҷаҳну туронсипоҳ.

Ба посух бигуфташ, ки «Эй шаҳрёр,
Зи Ҷаҳнат дуруду фаровон нисор.

Ҷуз аз ёди ту нест ӯ як замон,
Ба фармон-т дорад камар бар миён».

Ҳамон гаҳ ба солор гуфт: «Эй ҷавон,
Бипаймой ҷому биёрой хон.

Чу аз хӯрдани хон бипардохтанд,
Маю руду ромишгарон сохтанд.

Ҳама шаб бибуданд бо ною руд,
Ҳаме дод ҳар кас ба Хусрав дуруд.

Чу хуршед бинмуд зарриначеҳр
Ҷаҳонро бишуст аз сиёҳӣ ба меҳр.

Биёвард Густаҳм он хоста,
Ки Ҷаҳнаш фиристод ороста.

Ба наздики шоҳи ҷаҳон оварид,
Ки Хусрав мар онро ҳама бингарид.

Бубахшид ҷумла ба эрониён,
Нишаст аз бари гоҳи шоҳи ҷаҳон.

## НОУМЕД ГАШТАНИ КАЙХУСРАВ АЗ ҶАҲОН

2575 Пурандеша шуд моявар ҷони шоҳ
Аз он эзадӣ кору он дастгоҳ.[1]

Ҳаме гуфт ҳар ҷой обод бум
Зи Ҳинду зи Чин-андарун то ба Рум,[2]

Ҳам аз Ховарон то дари Бохтар
Зи кӯҳу биёбону аз хушку тар

Саросар зи бадхоҳ кардам тиҳӣ,
Маро гашт фармони тахти меҳӣ.

2580 Ҷаҳон аз бадандеш бебим гашт,
Фаровон маро рӯз бар сар гузашт.

Зи Яздон ҳама орзу ёфтам,
Дигар дил ҳама сӯи кин тофтам.

Равонам набояд, ки орад манӣ,
Бад андешаду[3] кеши оҳарманӣ.

Шавам бадкуниш ҳамчу Заҳҳоку Ҷам,
Ки бо Туру Салм андароям ба ҳам.

1. И-б. 1-115 нест.
2. Л-б. 1-116 нест; Ин 116 байт дар дигар нусхаҳо низ мавҷуд нест. Ниг. Шоҳнома, нашри Теҳрон, ҷилди 5, саҳ. 1400, эзоҳи 3.
3. Л- бадандешиву.

Зи як сӯ зи[1] Ковус дорам нажод,[2]
Дигар сӯ зи[3] Турон пур аз кину бод.[4]

2585 Чу Ковусу чун ҷоду Афросиёб,
Ки ҷуз рӯи кажжӣ надидӣ ба хоб.

Ба Яздон шавам ногаҳон носипос,
Ба равшанравон андарорам ҳарос.

Зи ман бугсилад фарраи эздӣ,
Гироям ба кажживу нобихрадӣ.

В-аз он пас бар он тирагӣ бугзарам,
Ба хок андарояд сару афсарам.

Ба гетӣ бимонад зи ман номи бад,
Ҳамон пеши Яздон саранҷоми бад.

2590 Табаҳ гардад ин рӯю ранги рухон,
Бипӯсад[5] ба хок-андарун устухон.

Ҳунар кам шавад, носипосӣ ба ҷой,
Равон тира монад ба дигар сарой.

Гирифта касе тоҷу тахти маро,
Ба пой андароварда бахти маро.

Зи ман монда номи баде ёдгор,
Гули ранҷҳои куҳан гашта хор.[6]

Ман акнун чу кини падар хостам,
Ҷаҳонро*[7] ба хубӣ биёростам,

---

1. ИЛ- рӯ.
2. ИЛМ –ниё.
3. ИЛ-чу.
4. ИЛМ – кимиё.
5. ИЛМ-Бирезад.
6. Л-б. 2597 нест.
7. М-ҷаҳоне.

Бикуштам касеро, ки боист кушт,
Ки буд кажжу бо покяздон[1] дурушт.

Ба ободу вайрона ҷое намонд,
Ки маншури теғи*[2] маро барнахонд.

Бузургони гетӣ маро кеҳтаранд,
Агарчанд бо тахту бо афсаранд.[3]

Сипосам зи Яздон, ки ӯ дод фар
Бад-ин гардиши ахтару пову пар.

Кунун он беҳ ояд, ки ман роҳҷӯй
Шавам пеши Яздон пур аз обрӯй.[4]

Магар ҳам бад-ин хубӣ андар ниҳон
Фиристодаи комгори ҷаҳон

Равонам бар он ҷои некон барад,
Ки ин тоҷу тахти каӣ бугзарад.

Наёбад касе з-ин фузун ному ком,
Бузургиву хубиву орому ҷом.

Шунидему[5] дидем рози ҷаҳон,
Баду некро[6] ошкору ниҳон.

Кашоварз бошад в-агар[7] тоҷвар,
Саранҷом бар марг[8] бошад гузар.

Ба солори навбат бифармуд шоҳ,
Ки ҳар кас ки ояд бад-ин боргоҳ,

1. ИЛ-роҳи яздон.
2. М-бахти.
3. Л-б. нест.
4. Л-б. нест.
5. И-расидему.
6. И-нек аз. Л-нек ҳам.
7. Л-дидему ҳам; И-дидему гар.
8. И-хок.

Сабук бозгардон ба некӯ сухун,
Ҳама мардумӣ ҷӯю тундӣ макун.

Чу ин гуфта шуд, сӯи боғ он замон*[1]
Хурӯшон биёмад кушода миён.

Зи баҳри парастиш сару тан бишуст,
Ба шамъи хирад роҳи Яздон биҷуст,

Бипӯшид пас ҷомаи нав сапед,
Ниёишкунон рафту дил пурумед.

Биёмад хиромон ба ҷои намоз,
Ҳаме гуфт бо довари пок*[2] роз.

Чунин*[3] гуфт, к-эй бартар аз ҷони пок,
Барорандаи оташу боду хок,[4]

Нигаҳ дору чанде хирад деҳ маро,
Ҳам андешаи неку бад деҳ маро.

Туро то бибошам, ниёиш[5] кунам,
Абар[6] некуиҳо физоиш кунам.

Биёмурз карда гуноҳи маро,
Зи кажжӣ бикаш дастгоҳи маро.

Бигардон зи ҷонам бади рӯзгор,
Ҳамон чораи деви омӯзгор.

Бад-он то чу Ковусу Заҳҳоку Ҷам
Нагирад ҳаво бар равонам ситам.

Чу бар ман бубандад[7] дари ростӣ,
Ба нерӯ шавад кажживу костӣ.

1. М-Бубаст он дари боргоҳи каён.
2. М- нек.
3. М-Ҳаме.
4. ИЛ-оташ аз тирахок.
5. И-Ба донишситоиш; Л-Ба оташ ситоиш.
6. ИЛ-Бар ин.
7. ЛМ-бипӯшад.

Бигардон зи ман девро дастгоҳ,
Бад-он то надорад равонам табоҳ.

Равонам бад-он ҷои некон расон,
Нигаҳ дор бар ман ҳамин достон».[1]

Шабу рӯз як ҳафта бар пой буд,
Тан он ҷову ҷонаш дигар ҷой буд.

Сари ҳафтаро гашт Хусрав навон,
Ба ҷои парастиш набудаш тавон.

Ба ҳаштум зи ҷои парастиш бирафт,
Бари тахти шоҳӣ хиромид тафт.

## ПИЖӮҲИШ КАРДАНИ БУЗУРГОН АЗ БОР БАСТАНИ КАЙХУСРАВ

Ҳама паҳлавонони эронсипоҳ
Шигифте фурӯ монд[2] аз кори шоҳ.

Аз он номдорони рӯзи набард,
Ҳаме ҳар яке дигар андеша кард.

Чу бар тахт шуд номвар шаҳрёр,
Биёмад ба даргоҳ солори бор.

Бифармуд, то парда бардоштанд,
Сипаҳро ба даргоҳ бугзоштанд.

Бирафтанд бо дасти карда ба каш
Бузургони аспафкану шерфаш.*[3]

Чу Тусу чу Гударзу Геви далер
Чу Гургину Бежан, чу Руҳҳоми шер.

1. Л-роҳу сон.
2. Л-монда.
3. М-пилафкан.

Чу Шедушу чун Зангаи Шоварон,
Фарибурзу Густаҳму номоварон.[1]

Чу диданд, бурданд пешаш намоз,
Аз он пас ҳама баркушоданд роз,

Ки шоҳо, далеро, саро, сарваро,*[2]
Ҷаҳондору бар меҳтарон меҳтаро,[3]

Чу ту шоҳ наншаст бар тахти оҷ,
Фурӯғ аз ту гирад ҳама меҳру моҷ.[4]

Фарозандаи ҷавшану зину*[5] асп,
Фурӯзандаи фаррух озаргушасп.

Натарсӣ зи ранҷу нанозӣ ба ганҷ,
Ба гетӣ зи ганҷат фузун аст ранҷ.[6]

Ҳама паҳлавонон туро бандаем,
Саросар ба дидори ту зиндаем.

Ҳама душманонро супурдӣ ба хок,
Ба гетӣ намондат зи кас тарсу бок.

Ба ҳар кишваре лашкару ганҷи туст,
Ба ҷое ки пай барниҳӣ,[7] ранҷи туст.

Надонем, к-андешаи шаҳрёр
Чаро тира гашт андар ин рӯзгор.

Туро з-ин ҷаҳон рӯзи бархурдан аст,
На ҳангоми тимору пажмурдан аст.

---

1. ИЛ-б. 2623 нест.
2. М-гаво, доваро.
3. ТПЗ – Аз он гаҳ ки Яздон ҷаҳон офарид,
   Фалак баркашиду замин густарид.
4. ИЛМ – тоҷ.
5. М-теғу.
6. И-б. 2533, 2634 нест. Л-б нест.
7. И-Ба ҳар ҷойгаҳ кӯшишу.

Гар аз мо ба чизе биёзурд шоҳ,
В-аз озори ӯ ҳаст моро гуноҳ,

Бигӯяд ба мо, то дилаш х(в)аш кунем,
Пур аз хун руху дил бар оташ кунем.

В-агар душмане дорад андар ниҳон,
Бигӯяд ба мо шаҳрёри ҷаҳон.

Ҳама тоҷдорон, ки буданд шоҳ,
Бар ин доштанд арҷ тахту кулоҳ,

Ки то сар[1] ситонанд ё сар[2] диҳанд,
Чу тарги далерон ба сар барниҳанд.

Ниҳоне ки дорад, ки гӯяд[3] ба мо,
Ҳама[4] чораи он биҷӯяд ба мо.

Чунин дод посух гаронмоя шоҳ,
Ки «Эй паҳлавонони ҷӯяндароҳ.

Ба гетӣ зи душман маро нест ранҷ,
Нашуд низ ҷое пароканда ганҷ.

На озор дорам зи кори сипоҳ,
На андар шумо ҳаст марди гуноҳ.

Зи душман чу кини падар хостам,
Ба доду ба дин[5] гетӣ оростам.

Ба гетӣ паи хоки тира намонд,
Ки мӯҳри нигини маро барнахонд.

Шумо теғҳо дар ниём оваред,
Маи сурху симина ҷом оваред.

1. И-гар.
2. И-В-агар; Л-агар сар.
3. ИЛ- бигӯяд.
4. ЛМ – Ҳамон.
5. И-деҳиш.

Ба ҷои хурӯши камон ною чанг
Бисозед бо бодаву бӯю ранг,

Ки мо ҳарчи боист, барсохтем,
Зи душман ҷаҳонро бипардохтем.[1]

Ба як ҳафта бар[2] пеши Яздон ба пой
Бибудам пурандешаву некрой.[3]

Яке орзу дорам андар ниҳон,
Ҳаме хоҳам аз кирдгори ҷаҳон.

Бигӯям кушода, чу посух диҳед,
Ба посух маро рӯзи фаррух ниҳед.

Шумо пеши Яздон ситоиш кунед,
Бад-ин кому шодӣ ниёиш кунед,

Ки ӯ дод бар неку бад дастгоҳ,
Ситоиш мар ӯро, ки бинмуд роҳ.

В-аз он пас ҳама шодмонӣ кунед,
Зи бадҳо равон бегумонӣ кунед.

Бидонед, к-ин чархи нопойдор
На парварда донад, на парвардгор.[4]

Ҳаме парварад пиру барно ба ҳам,
Аз ӯ дод бинему ҳам з-ӯ ситам».

Ҳама паҳлавонон зи наздики шоҳ,
Бурун омаданд аз ғамон дил табоҳ.

Ба солори бор он замон гуфт шоҳ,
Ки «Биншин паси пардаи боргоҳ.

---

1. ИЛМ-2653 нест.
2. ИМ-ман.
3. ИЛМ-покрой.
4. ИЛ-Надонад ҳаме лашкару* шаҳрёр.
   * И-кеҳтару.

Касеро мадеҳ бор дар пеши ман,
Зи бегонагон*[1] мардуму хеши ман».

Биёмад ба ҷои парастиш ба шаб,
Ба додори доранда букшод лаб.

Ҳаме гуфт, к-«Эй бартар аз бартарӣ,
Физояндаи покиву беҳтарӣ,[2]

Ту бошӣ ба мину маро раҳнамой,
Чу ман[3] бугзарам з-ин сипанҷӣ сарой.

Ба каҷҷӣ дилам ҳеч нотофта,
Равон ҷои равшандилон ёфта.

## ХОНДАНИ ЭРОНИЁН ЗОЛ ВА РУСТАМРО

Чу як ҳафта бугзашту нанмуд рӯй,
Баромад басе ғулғулу гуфтугӯй.

Ҳама паҳлавонон шуданд анҷуман,
Бузургони фарзонаву ройзан.

Чу Гударзу чун Туси нӯзарнажод
Сухан рафт чанде зи бедоду дод.

Зи кирдори шоҳони бартарманиш,
Зи яздонпарастону аз бадкуниш

Ҳама достонҳо заданд аз меҳон
Бузургону фарзонагони ҷаҳон.

Падар Гевро гуфт, к-«Эй некбахт,
Ҳамеша парастандаи тоҷу тахт.

Аз Эрон басе ранҷ бардоштӣ,
Бару буму пайванд бугзоштӣ.

1. М-бегонаву.
2. –меҳтарӣ.
3. ЛМ-магар.

Ба пеш омад акнун яке тира кор,
Ки онро нашояд, ки дорем хор.

Бибояд шудан сӯи Зобулситон,
Саворе фиристӣ ба*[1] Кобулситон.

Ба Золу ба Рустам бигӯӣ, ки шоҳ
Зи Яздон бупечиду гум кард роҳ.

Дари бор бар номдорон бубаст,
Ҳамоно, ки бо дев дорад нишаст.

Басе хоҳишу пӯзиш оростам,
Ҳаме з-он сухан доди ӯ хостам.

Фаровон шунид, эч посух надод,
Дилаш хира бинему сар[2] пур зи бод.

Битарсем, к-ӯ ҳамчу Ковусшоҳ
Шавад кажжу деваш бупечад зи роҳ.

Шумо паҳлавонеду донотаред,
Ба ҳар буданӣ-бар тавонотаред.

Кунун ҳар кӣ доред покизарой
Зи Қаннуҷ в-аз Данбару Марғу Мой.

Ситорашиносони Кобулситон
Ҳама покроёни Зобулистон.

Ба Эрон хиромеду бо хештан
Биёред аз ин дар яке анҷуман.

Шуд ин подшоҳӣ пур аз гуфтугӯй,
Чу пӯшид Хусрав зи мо рою рӯй

Фикандем ҳар гунае рой бун,
Зи Дастон кушояд ҳаме ин сухун».

1. М-Ба пеши сипаҳдори.
2. И-дидему лаб.

Суханҳои Гударз бишнид Гев,
Зи лашкар гузин кард мардони нев,

Барошуфту андеша андаргирифт,
Аз Эрон раҳи Систон баргирифт.

Чу наздики Дастону Рустам расид,
Бигуфт он шигифте, ки диду шунид.

Ғамӣ гашту бо номвар Зол гуфт,
Ки «Гаштем бо ранҷи бисёр[1] ҷуфт».

Ба Рустам чунин гуфт, к-«Аз бихрадон
Ситорашиносону ҳам мӯбадон

Зи Кобул бихону зи Зобул бихоҳ
Бад-он,*[2] то биёянд бо мо ба роҳ,[3]

Ҳама сӯи Дастон ниҳоданд рӯй,
Зи Зобул ба Эрон ниҳоданд рӯй.

Ҷаҳондор бар пой буд ҳафт рӯз,
Ба ҳаштум чу бифрӯхт гетифурӯз,

Дари парда бардошт солори бор,
Нишаст аз бари тахти зар шаҳрёр.

Ҳама паҳлавонон або мӯбадон
Бирафтанд наздики шоҳи ҷаҳон.

Фаровон бибуданд пешаш ба пой
Бузургони пурдонишу раҳнамой.

Ҷаҳондор чун дид, бинвохтшон,
Ба расми каён[4] ҷойгаҳ сохтшон.

---

1. И-ранҷу ғам ёру.
2. М- Ҳаме.
3. Л-б. 2579 нест;
   ТПЗИ – Шуданд анҷуман мӯбадону радон,
   Ситорашиносону ҳам бихрадон.
4. расме, ки буд.

Аз он номдорони хусравпараст,
Кас аз пой наншасту накшод даст.

Кушоданд лаб, к-«Эй сипеҳри равон,*[1]
Ҷаҳондори*[2] бododу равшанравон,

Тавоноиву фарри шоҳӣ турост,
Зи гил то ба хуршеду[3]*[4] моҳӣ турост.[5]

Ҳам паҳлавонон туро бандаем,
Ба гуфтору роят сарафкандаем,[6]

Ҳама бандагонем пешат ба пой,
Ҳама паҳлавонони фархундарой.

Бад-он то зи мо худ бад-ин боргоҳ[7]
Чӣ омад, ки бар мо бубастӣ ту роҳ?

Кунун рӯзгоре бар ин баргузашт,
Дили мо пурозору[8] тимор гашт.

Гар эдун, ки букшояд ин роз шоҳ
Бар ин марзбонони гумкардароҳ.

Агар ғам зи дарёст, хушкӣ кунем,
Ҳама чодари хок мушкӣ кунем.

В-агар кӯҳ бошад, зи бун барканем,
Ба ханҷар дили душманон бишканем.

В-агар чораи ин барояд зи ганҷ,
Набинад ба ганҷу дирам низ ранҷ.

---

1. М- К-эй шаҳи мӯбадон.
2. М-Сарафрозу.
3. Л-хуршед то бурҷи.
4. М-хуршед то пушти.
5. ТПЗИМ – Ҳама буданиҳо ба равшанравон
Бидонӣ, бигардон ба дониш забон*

* И-ҳама ошкору ниҳон.
6. ИЛ –б. 2704 нест.
7. Л-пойгоҳ.
8. ИЛ-пур аз дарду.

Ҳама посбонони ганҷи туем,
Пур аз дард,[1] гирён зи ранҷи туем.

Чунин дод посух ҷаҳондор боз,
Ки «Аз паҳлавонон наям бениёз,

Валекин надорам ҳаме дил ба ранҷ,
Зи нерӯи дасту зи мардону ганҷ.

На дар кишваре душман омад падид,
Ки тимори он бад бибояд бидид.*[2]

Яке орзу хост равшан дилам,
Ҳаме бар дил он орзу нагсилам.

Бад-ин орзу дорам акнун умед
Шаби тира то гоҳи рӯзи сапед.

Чу ёбам, бигӯям ҳама рози хеш,
Барорам ниҳон карда овози хеш.

Шумо бозгардед пирӯзу шод,
В-аз андеша бар дил магиред ёд»!

Ҳама паҳлавонони озодамард
Бар ӯ хонданд офаринҳо бадард.[3]

## ДАР ХОБ ДИДАНИ КАЙХУСРАВ СУРУШРО

Чу эшон бирафтанд, бедоршоҳ
Бифармуд, то пардаи боргоҳ

Фурӯҳишту биншаст дарбон ба дар*[4]
Ба навмедӣ аз шоҳи пирӯзгар.*[5]

1. ИЛ-дарду
2. М-кашид.
3. И-2720 нест.
4. М-гирён ба дард.
5. М-Ҳаме буд печону рух ложвард.

Ҷаҳондор шуд пеши бартархудой,
Ҳаме хост то бошадаш раҳнамой.

Ҳаме гуфт, к-эй кирдгори сипеҳр,
Фурӯзандаи некиву доду меҳр.

Аз ин шаҳрёрӣ маро суд нест,
Гар аз ман худованд хушнуд нест.

Зи ман гар накӯиву гар рафт*[1] зишт,
Нишасти маро ҷой деҳ дар биҳишт.

Чунин панҷ ҳафта хурӯшон ба пой
Ҳаме буд дар пеши бартар Худой.[2]

Шаби тира аз ранҷ нағнуд шоҳ
Бад-он гаҳ, ки барзад сар аз чарх моҳ,

Бихуфт ӯву равшан равонаш нахуфт,
Ки андар ҷаҳон бо хирад буд ҷуфт.

Чунон дид дар хоб, к-ӯро ба гӯш
Нуҳуфта бигуфтӣ хуҷаста Суруш,

Ки «Эй шоҳи некахтари некбахт,
Бисуда*[3] басе ёраву тоҷу тахт.

Кунун он чи ҷустӣ, ҳама ёфтӣ,
Агар з-ин ҷаҳон тез биштофтӣ.

Ба ҳамсоягӣ довари пок ҷой
Биёбӣ, дар ин[4] тирагӣ-дар мапой!

Чу бахшӣ, ба арзониён бахш ганҷ,
Касеро супор ин сарои сипанҷ.

1. М- некӯӣ рафту бисёр.
2. ЛМ – пеши ҷаҳонкадхудой; И-бар пеши гетихудой.
3. М- бисудӣ.
4. ИЛ-бад-ин.

Тавонгар шавӣ, чунки[1] дарвешро
Навозиву[2] ҳам[3]*[4] мардуми хешро.[5]

Касе гардад эмин зи чанги бало,
Ки ёбад раҳо з-ин дами аждаҳо.

Ҳар он кас, ки аз баҳри ту ранҷ бурд,
Чунон дон, ки ранҷ аз паи ганҷ бурд.

Бубахшу ба арзониён бахш чиз,
Ки эдар намонӣ ту бисёр низ.

Сари тахтро подшоҳе гузин,
Ки эмин шавад мӯр аз ӯ бар замин.

Чу гетӣ бубахшӣ, маёсой ҳеч,
Ки омад туро рӯзгори басеч.

Зи Лӯҳросп ояд бад ин сон ҳунар,
Бад-ӯ деҳ ту шоҳиву тахту камар.

Чунон чун биҷустӣ зи Яздон ту ҷой,
Ба бемарг бархезу он ҷо гирой.

Басе чизи дигар ниҳонӣ бигуфт,
В-аз он огаҳӣ омад ӯро шигуфт.[6]

Чу бедор шуд ранҷдида зи хоб,
Зи хай дид ҷои парастиш пуроб.

Ҳаме буд гирёну рух бар замин,
Ҳаме хонд бар кирдгор офарин.

Ҳаме гуфт, агар тез биштофтам,
Зи Яздон ҳама коми дил ёфтам.

---

1. И-бикун марди.
2. Л-кунӣ шоду.
3. Ҳама шод кун.
4. М-кунӣ шодмон.
5. ТПЗ – Ки бедодгар бугсилад аз ҷаҳон,
   Яке бошадаш ошкору ниҳон.
6. ИЛМ-б. 2741-2743 нест.

Биёмад, абар[1] тахти шоҳӣ нишаст
Яке ҷомаи нобисуда ба даст.

Бипӯшиду бар шуд бар он[2] тахти оҷ,
Ҷаҳондор беёраву тавқу тоҷ.

## АНДАРЗ КАРДАНИ ЗОЛ КАЙХУСРАВРО

Шашум[3] ҳафтаро[4] Золу Рустам ба ҳам
Расиданд бе кому дил пур зи ғам.

Чу эрониён огаҳӣ ёфтанд,
Ҳама доғдил пеш биштофтанд.

Чу Рустам падид омаду Золи Зар,
Ҳамон мӯбадони[5] фаровонҳунар.

Ҳар он кас, ки буд аз нажоди Зарасп,
Пазира шуданро барангехт асп.

Ҳама номдорони зарринакафш
Бирафтанд*[6] бо ковиёнӣ дурафш.

Чу Гударз пеши Таҳамтан расид,
Сиришкаш зи мижгон ба рух барчакид.

Сипоҳӣ ҳаме рафт рухсора зард
Зи Хусрав ҳама дил пур аз доғу дард.

Бигуфтанд бо Золу Рустам, ки «Шоҳ
Ба гуфтори Иблис гум кард роҳ.

Ҳама боргоҳаш сипоҳ асту бас,
Шабу рӯз ӯро надидаст кас.

1. Л-сари.
2. ИЛ-биншаст бад.
3. ИМ – сари.
4. Л-Паси ҳафтае.
5. И-ҳама мӯбадон бо.
6. М-Ҳамон Тус.

Аз ин ҳафта то он дари боргоҳ
Кушоянду пӯему ёбем роҳ.

Ҷуз он аст Кайхусрав, эй паҳлавон,
Ки диди ту шодону равшанравон.

Шуда кӯз болои сарви саҳӣ,
Гирифта гули сурх ранги биҳӣ.

Надонам, ки чашми бад омад бар ӯй,
Чаро пажмурид он чу гулбарг рӯй.

Магар тира шуд бахти эрониён,
В-агар шоҳро з-ахтар омад зиён?

В-агар дев бурдаст ӯро зи роҳ,
Ба якборагӣ кард гетӣ табоҳ».[1]

Бад-эшон чунин гуфт Золи далер,
Ки «Бошад, ки шоҳ омад аз гоҳ сер.

Дурустиву ҳам дардмандӣ бувад,
Гаҳе хушшиву гаҳ нажандӣ бувад.

Шумо дил мадоред чандин ба ғам,
Ки аз ғам шавад ҷони хурам дижам.[2]

Бигӯем бисёру пандаш диҳем,
Ба панд ахтари судмандаш диҳем.

В-аз он пас ҳар он кас, ки омад зи роҳ,
Бирафтанд пӯён сӯи боргоҳ.

Ҳамон гаҳ зи дар парда бардоштанд,
Бар андозашон шод бугзоштанд.

Чу Дастону чун Рустами пилтан,
Чу Тусу чу Гударзу он анҷуман,

1. ИЛМ-б. 2763-2764 нест.
2. Л-б. 2767 нест.

Чу Гургину чун Бежану Густаҳам
Ҳар он кас, ки рафтӣ[1] зи гурдон ба ҳам.

Шаҳаншоҳ чун рӯи Дастон бидид,
Ҳам аз парда овои[2] Рустам шунид.

Пурандеша аз тахт бар пой ҷаст,
Бипурсидаш аз ҷою месуд даст.

Зи донандагон ҳар кӣ буд Зобулӣ,
Зи Қаннуҷ в-аз Данбару Кобулӣ,

Якояк бипурсиду бинвохтшон,
Ба расми меҳӣ ҷойгаҳ сохтшон.

Ҳамон низ з-эрониён ҳаркӣ буд,
Бар андозашон пойгаҳ барфузуд[3].

Бар ӯ офарин кард бисёр Зол,
Ки шодон бизӣ, то бувад моҳу сол!

Зи гоҳи Манучеҳр то Кайқубод
Аз он номдорон, ки дорем ёд,

Ҳамон Завви Таҳмоспу Ковуси Кай
Бузургону шоҳони фархундапай,

Сиёвуш маро худ чу фарзанд буд,
Ки бо фарру бо бурзу авранд буд,

Надидам касеро бад-ин бихрадӣ,
Бад-ин ному ин фарраи эзадӣ,

Ки шоҳ асту бодо ҳамеша ба ҷой,
Ба пирӯзиву мардиву доду[4] рой.*[5]

1. Л-будӣ.
2. Л-Ба парда- дар овози.
3. ТП – Якояк бибурданд пешаш намоз
Ҳама паҳлавонони гарданфароз.
4. Л-кому фарҳангу.
5. М- меҳру.

Бигаштӣ ҳама рӯи гетӣ[1] ба дод,
Ба бозомадан низ пирӯзу шод.

2785 Чӣ меҳтар, ки пои туро хок нест,
Чӣ заҳр он ки номи ту тарёк нест?!

Яке носазо огаҳӣ ёфтам,
Бад-он огаҳӣ[2] тез биштофтам[3].

Аз Эрон кас омад, ки пирӯзшоҳ
Бифармуд, то пардаи боргоҳ

Набардорад аз пеш солори бор,
Бипӯшад зи мо чеҳри худ шаҳрёр.[4]

Ман аз дарди эрониён чун уқоб
Ҳаме тохтам ё чу киштӣ бар об.

2790 Бад-он то бипурсам зи шоҳи ҷаҳон
Зи чизе ки дорад ҳаме дар ниҳон.

Ситорашиносону кундоварон,
Зи ҳар кишваре он ки дидам сарон.

Зи Қаннуҷу аз Дамбару Марғу Мой
Бирафтанд бо зичи ҳиндӣ зи ҷой.

Бад-он то биҷӯянд рози сипеҳр,
К-аз Эрон чаро шоҳ*[5] бубрид меҳр.

Ба се чиз ҳар кор некӯ шавад,
К-аз он*[6] тахти шоҳӣ беоҳу шавад.

1. Л-ту рӯи замон.
2. И- Чу хира шудам.
3. ТПЗ – Бигӯем бо шоҳи Эрон ба роз,
Нашояд, к-аз ӯ роз дорем боз.
4. Л-чеҳраи шоҳвар.
5. М-пок.
6. М-ҳамон.

Ба ганҷу ба ранҷу ба мардони мард,
Ҷуз ин нест оини нангу набард.

Чаҳорум ба Яздон ситоиш кунем,
Шабу рӯз ӯро[1] ниёиш кунем,

Ки ӯй аст фарёдрас бандаро,
Ҳам ӯ боздорад газояндаро.[2]

Ба дарвеш бахшем бисёр чиз,
Агарчанд чиз арҷманд аст низ.

Бад-он то равони ту равшан кунад,
Хирад пеши ту мағз ҷавшан кунад».

## ПОСУХ ДОДАНИ КАЙХУСРАВ ЗОЛРО

Чу бишнид Хусрав зи Дастон сухун,
Яке донишӣ посух афканд бун.

Бад-ӯ гуфт, к-Эй пири[3] покизамағз,
Ҳама рою гуфторҳои ту нағз.

Зи гоҳи Манучеҳр то ин замон
Наӣ ҷуз беозору некигумон.

Ҳам он номвар Рустами пилтан-
Сутуни каён, нозиши анҷуман

Сиёвахшро парваронанда[4] буд,
Бад-ӯ некуиҳорасонанда[5] буд.

Сипоҳе ки диданд кӯполи ӯй,
Бару*[6] миғфару шерфаш*[7] ёли ӯй,

1. ИЛ-пешаш.
2. Л-б. 2797 нест.
3. Л-марди.
4. Л-Сиёвушро парваронид. И-парваронид.
5. ИЛ-расонида.
6. М-Сару.
7. М-пилфаш.

Басе ҷанг нокарда бугрехтанд,
Дару дашт тиру камон рехтанд.[1]

Ба пеши ниёкони ман кинахоҳ
Чу дастури фаррух намояндароҳ.

В-агар номи ранҷи ту гирам ба ёд,
Бимонад сухан тоза то сад нажод.

Зи кирдори хуб ар пижӯҳиш бувад,
Туро ин ситоиш накӯҳиш бувад.

2810 Дигар ҳар чӣ пурсидӣ аз кори ман,
Зи нododани бору озори ман,[2]

Бигӯям туро ин сухан сар ба сар,
Ки то ту бидонӣ ҳама дар ба дар.*[3]

Ба Яздон яке орзу доштам,
Ҷаҳонро ҳаме хор бугзоштам.

Кунун панҷ ҳафта-ст, то ман ба пой
Ҳаме хоҳам аз довари раҳнамой,[4]

Ки бахшад гузашта гуноҳи маро,
Бияфрӯзад ин тира моҳи[5] маро.

2815 Барад мар маро з-ин сарои сипанҷ,
Намонад зи ман дар ҷаҳон дарду ранҷ.[6]

Набояд, к-аз ин ростӣ бугзарам,
Чу шоҳони пешин бупечад сарам.

---

1. И-б. 2806.
2. Л-б. 2810 нест.
3. М-аё пурҳунар.
4. Л-б. 2813.
5. И-Дурахшон кунад тира роҳи; Л-тирароҳ.
6. ТПЗМ – Зи боғи биҳиштам диҳад хуб ҷой,
   Бувад дар ҳама некиям раҳнамой.
   Л-пас аз б. омада:
   Зи додори довар расидам ҷавоб,
   Суруш омаду гуфт ҳангоми хоб.

Кунун ёфтам ҳарчи ҷустам зи ком,
Бибояд басечид, к-омад хиром.

Саҳаргаҳ маро чашм биғнуд дӯш,
Зи Яздон биёмад хуҷаста суруш,[1]

Ки барсоз, к-омад гаҳи рафтанат,
Сар омад нажандиву нохуфтанат.

Кунун боргоҳи ман омад ба сар,
Ғами лашкару тоҷу тахту камар».

Ғамӣ шуд дили паҳлавонон зи шоҳ,
Ҳама хира гаштанду гумкардароҳ.

Чу бишнид Зол ин сухан, бардамид,
Яке боди сард аз ҷигар баркашид.[2]

Ба эрониён гуфт, к-ин рой нест,
Хирадро ба мағз-андараш ҷой нест,

Ки то ман бубастам камар бар миён,
Парастандаам пеши тахти каён,

Зи шоҳон надидам, ки ин кас бигуфт,
Чун*[3] ӯ гуфт, моро набояд нуҳуфт,

Набояд будан эч хамдостон,
Чу ӯ пеш ронад чунин достон.

Магар дев бо ӯ ҳамовоз гашт,
Ки аз роҳи Яздон сараш боз гашт?

Фаридуну Ҳушанги яздонпараст
Бад-ин шоҳ ҳаргиз набурданд даст.

1. Л-б. 2815, 2816-2818 нест.
2. ТПЗ – Бупечиду рух сӯи эронгурӯҳ,
Ба дил барфитода зи андӯҳ кӯҳ.
3. М-ки.

Бигӯям бад-ӯ ман ҳама ростӣ,
Гар ояд ба ҷон-андарун костӣ.

Чунин ёфт[1] посух аз[2] эрониён,
К-аз ин сон сухан кас нагуфт аз каён,

Ҳама бо туем, он чи гӯӣ ба шоҳ,
Мабодо, ки ӯ гум кунад расму роҳ.

## НАКӮҲИШ КАРДАНИ ЗОЛ КАЙХУСРАВРО

Шунид ин сухан Золу бар пой хост,
Чунин гуфт, к-«Эй хусрави[3] роду рост,

Зи пири ҷаҳондида бишнав сухун,
Чу каж оварад рой, посух[4] макун,

Ки*[5] гуфтор талх аст бо ростӣ,
Бубандад[6] ба талхӣ дари костӣ.

Набояд, ки озор гирӣ зи ман
Аз ин ростӣ пеши ин анҷуман.

Ба Туронзамин зодӣ аз модарат,
Ҳам он ҷо буд орому обишх(в)арат.

Зи як сӯ набера рад Афросиёб,
Ки ҷуз ҷодувӣ шаб надидӣ ба хоб.

Чу Ковуси дижхим дигар ниё,
Пурожанг рух, дил пур аз кимиё.

Зи Ховар варо буд то Бохтар
Бузургиву шоҳиву тоҷу камар.

1. И-дод.
2. И-Зи.
3. Л-довари.
4. Л-фармон.
5. М-Чу.
6. Л-зи.

Ҳаме хост, к-аз осмон бугзарад,
Ҳамон гардиши ахтарон бишмарад.[1]

Бар он-бар басе пандҳо додамаш,
Ҳамин талх гуфтор букшодамаш.

Басе панд бишниду суде[2] накард,
Аз ӯ бозгаштам пур зи доғу дард.

Чу бар шуд, нагун андаромад ба хок,
Бубахшуд бар ҷон-ш Яздони пок.

Биёмад ба Яздон шуда носипос
Сари пур зи кину дили пурҳарос.

Ту рафтиву шамшерзан сад ҳазор
Зиреҳдор бо гурзаи говсор.

Чу шери жиён сохта размро,
Биёрости дашти Хоразмро.

Зи пеши сипаҳ тез рафтӣ ба ҷанг,
Пиёда шудӣ пеши ҷангӣ[3] Пашанг.

Гар ӯро будӣ бар ту-бар дастёб,
Ба Эрон кашидӣ рад Афросиёб.

Зану кӯдаки хурди эрониён
Нарастӣ, набастӣ ба кин кас миён.

Туро Эзад аз дасти ӯ раста кард,
Бубахшуду рои ту пайваста кард.

Бикуштӣ касеро, ки буд з-ӯ ҳарос
Ба додори доранда буд носипос.

1. И-б. 2839-2840 нест.
2. И-фармон.
3. И-пури.

Чу гуфтам, ки ҳангоми ором буд,
Гаҳи пӯшишу бахшишу ҷом буд.

Биёсуд аз ранҷ шоҳу сипоҳ
Ҳаме тоза дорем ҷон солу моҳ.[1]

Ба Эрон кунун кор душвор гашт,
Фузунтар бар он дил пурозор гашт.

Кунун барнавашти раҳи эзадӣ,
Ба кажжӣ кашидиву роҳи бадӣ.

Аз ин бад набошад танат судманд,
Наёяд*[2] ҷаҳонофаринро писанд.

Гар ин бошад, эй шоҳ, сомони ту,
Нагардад касе гирди фармони ту.

Пушаймонӣ ояд туро з-ин сухун,
Барандешу фармони девон макун.

В-агар низ ҷӯӣ чунин роҳи дев,
Бибуррад зи ту фари кайҳонхидев.

Бимонӣ пур аз дарду тан пургунох,
Нахонанд аз ин пас туро низ шоҳ.

Ба Яздон паноҳу ба Яздон гирой,
Ки ӯяст бар некуӣ[3] раҳнамой.

Гар ин панди ман сар ба сар нашнавӣ,
Ба аҳримани бадкуниш бигравӣ,

Намонад дуруду намонад-т бахт,
На авранги шоҳӣ, на тоҷу на тахт.

1. ИЛМ –б. 2853 нест.
2. М-набошад.
3. И-Мар бандаро; ЛМ - неку бад.

Хирад бод ҷони туро раҳнамун,
Ки роҳи дароз аст пеш-андарун.[1]

Хирадманд бодиву пирӯзрой,
Ба покӣ бимонод мағзат ба ҷой!»

Суханҳои дастон чу омад ба бун,
Ялон баркушоданд яксар[2] сухун,

Ки «Мо ҳам бар онем, к-ин пир[3] гуфт,
Набояд дари ростиро нуҳуфт».

## ПОСУХ ДОДАНИ КАЙХУСРАВ ВА ПӮЗИШ КАРДАНИ ЗОЛ

Чу Кайхусрав он гуфти эшон шунид,
Замоне барошуфту дам даркашид.

Ба андеша гуфт: «Эй ҷаҳондида Зол,
Ба мардӣ беандоза бишмурда[4] сол.

Агар сард гӯям-т дар анҷуман,
Ҷаҳондор напсандад ин бад зи ман.

Дигар он ки Рустам шавад дардманд,
Зи дарди вай ояд ба Эрон газанд.

Дигар он ки гар бишнавам ранҷи ӯй,
Фузун ояд аз номвар ганҷи ӯй.

Сипар карда пешам тани хешро,
Набуд хобу хӯр з-ӯ бадандешро.

Ҳама посухатро ба хубӣ кунам,
Дилатро ба гуфтори бад нашканам.

1. ЛМ-б. 2864 нест.
2. И-як-як.
3. Л-гурд.
4. ИЛ-паймуда.

Чунин гуфт Хусрав ба овози сахт,
Ки «Эй сарфарозони бедорбахт,

Суханҳои Дастон шунидам ҳама,
Ки бархонд онро ба пеши рама.

Ба доранда Яздони кайҳонхидев,
Ки дурам ман аз роҳу фармони дев.

Ба Яздон гирояд ҳаме ҷони ман,
Ки он дидам аз ранҷ дармони ман.

Бидид он ҷаҳонро дили равшанам,
Хурӯшад зи бадҳои ӯ ҷавшанам».

Ба Зол он гаҳе гуфт: «Тундӣ макун,
Бар андоза бояд, ки ронӣ сухун.

Нахуст он ки гуфтӣ зи туроннажод
Хирадманди бедор ҳаргиз назод.

Ҷаҳондор пури Сиёвуш манам,
Зи тухми каён шоҳи боҳуш манам.[1]

Набера ҷаҳондор Ковуси Кай,
Дилафрӯз пурдонишу[2] некпай.

Зи*[3] модар ҳам аз тухми Афросиёб,
Ки бо хашми ӯ гум шудӣ хурду хоб.

Набера Фаридуну пури Пашанг,
Аз ин гавҳарон худ[4] маро нест нанг,

Ки шерони Эрон ба дарёи об
Нашустӣ тан аз бими Афросиёб

1. ИЛ- рӯитанам.
2. И-бо донишу.
3. М-Ба.
4. ИЛ-мар.

Дигар он[1] ки Ковус сандуқ сохт,
Сар аз подшоҳӣ ҳаме барфарохт.

Чунин дон, ки андар фузунӣ маниш
Насозанд бар подшо сарзаниш.

Кунун ман чу кини падар хостам,
Ҷаҳонро ба хубӣ биёростам.[2]

Бикуштам касеро, к-аз ӯ[3] буд кин,
В-аз ӯ ҷавру бедод буд[4] бар замин.

Ба гетӣ маро низ коре намонд,
Зи бадгавҳарон шаҳрёре намонд.

Ҳар он кас, ки андеша гардад дароз
Зи шоҳиву аз давлати дарёз.

Чу Ковусу Ҷамшед бошам ба роҳ,
Чу Эшон зи ман гум шавад пойгоҳ.

Чу Заҳҳоки нопоку Тури далер,
Ки аз ҷаври эшон ҷаҳон гашт сер.

Битарсам, ки чун рӯз бар ях кашанд,
Чу эшон маро сӯи дӯзах кашанд.

Дигар он ки гуфтӣ, ки бо Шеда ҷанг
Барорости чун диловар наҳанг,

Аз он буд, к-аз Эрон надидам савор,
На аспафкане аз дари корзор,

Ки танҳо бари ӯ ба ҷанг омадӣ
Чу рафтӣ ба размаш диранг омадӣ.

1. И-Ва дигар.
2. ИЛМ – пирӯзӣ оростам.
3. И-ки з-ӯ.
4. –ҷаврбудӣ ҳаме.

Ҳаме хор будӣ ба ҷанги Пашанг,
Аз Эрон бад-ин ман шудам тезчанг.[1]

Касеро куҷо фарри Яздон бувад,
Дигар ахтараш низ рахшон[2] бувад.

Бад-ин панҷ ҳафта, ки ман рӯзу шаб
Ҳаме б-офарин баркушоям ду лаб.

Бад-он то ҷаҳондор Яздони пок
Раҳонад маро з-ин ғаму тирахок.

Шудам сер аз ин лашкару тоҷу тахт,
Сабук боз[3] гаштему бастем рахт.

Ту эй пири фархунда*[4] Дастони Сом,
Маро дев гуфтӣ,[5] ки бинҳод дом.

Ба ториву кажжӣ бигаштам*[6] зи роҳ
Равон гашт бе мояву дил сиёҳ.[7]

---

1. Л- Ҳама хок будӣ ба ҷанги наҳанг,
Аз Эрон ба Турон шудам з-ин ба ҷанг.
2. Л- чандон.
3. Л-сабукбор.
4. М-бедори.
5. ИЛ- гӯӣ.
6. М-нагаштам.
7. ТПЗ. – Агар дев бурдӣ маро дил зи роҳ,
Табаҳ кардаме бештар з-ин сипоҳ.
Радонро саросар биёзурдаме,
Гавонро ҳаме хуни дил хурдаме,
Кашоварзро тухм бубридаме,
Зи бедод ҳаргиз напурсидаме.
Бидидӣ зи ман оташи тез «жанд»
Надодӣ ба некӣ дилам низ панд.
Дар оташкада об дарбастаме,
Тани мӯбадонро ҳаме хастаме.
Чу ман дурам аз ин ҳама бадхавӣ,
Ба мину ҳаме раҳ барам аз навӣ.
Бидонед, к-ин кори ман эзадист,
На фармони дев асту нобихрадист.
Надонам бад-инҳо, ки гуфтӣ ба ман
Чӣ бад бинӣ, эй Зол, аз хештан.

Надонам, ки бодафраи эзадӣ
Куҷо ёбӣ аз рӯзгори бадӣ».

Чу Дастон шунид ин сухан, тира гашт,
Ҳама чашмаш аз рӯи ӯ хира гашт.

Хурӯшон шуд он гоҳу бар пой ҷаст,
Чунин гуфт, к-«Эй шоҳи яздонпараст,

Зи ман буд тезиву нобихрадӣ,
Туӣ поку фарзонаи эзадӣ.[1]

Сазад, гар бубахшӣ гуноҳи маро,
Агар дев гум кард роҳи маро.[2]

Маро солиён шуд фузун аз шумор,
Камар бастаам пеши ҳар шаҳрёр.

Зи шоҳон надидам, к-аз ин гуна роҳ
Биҷустӣ зи дидори хуршеду моҳ.

Кунун гашт Кайхусрав омӯзгор,
К-аз ӯ дур бодо бади рӯзгор!

Нахоҳам, ки бошам зи Хусрав ҷудо,
Хирад бод бар тира ҷонам гуво.

Фузун аст аз он ранҷ[3] кирдори шоҳ,
Ба Эрон ба наздики ҳар некхоҳ,

Ки моро ҷудоӣ бувад орзӯй,
Аз ин*[4] додгар хусравӣ некхӯй?

---

1. Л-2907-2909 нест.
2. ТПЗ – Аз он буд куҷо ин сухан дар ҷаҳон,
Набуд гуфта кас аз кеҳону меҳон.
Кунун гаштам огоҳ, к-он эзадист,
На аз роҳи оҳарманиву бадист.
3. Л-ранҷу.
4. М-ту.

Суханҳои Дастон чу бишнид шоҳ,
Писанд омадаш пӯзиши некхоҳ.

Биёзиду бигрифт дасташ ба даст,
Бари хеш бурдаш ба ҷои нишаст.

Бидонист, к-ӯ ин сухан ҷуз ба меҳр
Набинмуд бар шоҳи хуршедчеҳр.[1]

## АНДАРЗ КАРДАНИ КАЙХУСРАВ БА ЭРОНИЁН

Чунин гуфт пас шоҳ бо Золи Зар
Ки «Акнун бубандед яксар камар.

Туву Рустаму Тусу Гударзу Гев,
Дигар ҳар ки ӯ номдор асту нев,

Саропарда аз шаҳр берун баред,
Дурафши ҳумоюн ба ҳомун баред.

Зи хиргоҳу аз хайма чандон, ки ҳаст,
Бисозед бар дашт ҷои нишаст.

Дурафши бузургону пилу сипоҳ,
Бисозед равшан яке базмгоҳ!»

Чунон кард Рустам, ки Хусрав бигуфт,
Бибурданд пардасарой аз нуҳуфт.

Ба ҳомун кашиданд эрониён,
Ба фармон бубастанд яксар миён.

Замин кӯҳ то кӯҳ пурхайма буд,
Сапеду сиёҳу бунафшу кабуд.

Миён-андарун ковиёнӣ дурафш,
Ҷаҳон з-ӯ шуда сурху зарду бунафш

1. Л-2919 нест.

Саропардаи Зол наздики шоҳ
Кашиданд бар дашт пеши сипоҳ.[1]

Ба дасти чапаш Рустами паҳлавон,
Зи Кобул бузургони равшанравон.

Ба пеш-андарун Тусу Гударзу Гев,
Дигар Бежану гурд Гургини[2] Нев.

Паси пушт Шопур бо[3] Густаҳам,
Бузургон, ки буданд бо ӯ ба ҳам.

Шаҳаншоҳ бар тахти заррин нишаст,
Яке гурзаи говпайкар ба даст.

Ба як дасти шаҳ[4] Золу Рустам ба ҳам
Чу пили сарафрозу шери дижам.

Ба дасти дигар Тусу Гударзу Гев,
Чу Гургини Фарҳоду Шопури[5] нев.

Ниҳода ҳама чашм бар чеҳри шоҳ,
Бад-он то чӣ гӯяд зи кори сипоҳ.

Ба овоз гуфт он замон шаҳрёр,
Ки «Эй номдорони мардони кор,[6]

Ҳар он кас, ки доранд[7] рою[8] хирад,
Бидонанд,[9] к-ин неку бад бугзарад.[10]

---

1. ИЛМ – Барафрохта з-ӯ дурафши сиёҳ.
2. ЛМ –Чу Гургину Харроду Шопури.
3. ИЛМ-пушти ӯ Бежану.
4. ЛМ-дасти ӯ.
5. Л-Дигар Бежани гурду Гургини; ИМ-Чу Руххому Шопуру Гургини.
6. ЛМ –беҳрӯзгор.
7. ЛМ-доред
8. И-доред хушу.
9. ИЛ-Бидонед.
10. ТПЗ – Зи ҳар даст чизе фароз оварем,
Ба душман супорему худ бугзорем*
Намонад касе худ ба гетӣ дароз,
Ки н-омад мар ӯро ба рафтан ниёз.

Гузаштан кунун беҳ, ки бо лашкарем,
Набояд, ки бедастгаҳ бугзарем.[1]

Кунун гов моро ба чарм-андар аст,
Ки подошу бодафраи дигар аст.

Битарсед яксар зи Яздони пок,
Набошед эмин дар ин тирахок,

Ки ин рӯз бар ҳар касе*[2] бугзарад,
Замона дами мо ҳаме бишмарад.

Зи Ҳушанги рад то ба Ковусшоҳ,
Ки буданд бо фарру тахту кулоҳ,

Ҷуз аз номи эшон ба гетӣ намонд,
Касе номаи рафтагон барнахонд.

Аз эшон басе носипосон буданд,
Ба фарҷом аз ин бад ҳаросон буданд.

Чу эшон ҳамон ман яке бандаам,
В-агарчанд бо ранҷ кӯшандаам.[3]

Бикӯшидаму ранҷ бурдам басе,
Надидам, ки эдар бимонад касе.

Кунун ҷону дил з-ин сарои сипанҷ
Бикандам, баровардам аз дард ранҷ.

---

Бад-он гаҳ, ки хам гирадат ёлу пушт,
Ба ҷуз бод чизе надорӣ ба мушт.
Гаронӣ дарояд туро дар ду гӯш,
На тан монадат бар яке сон, на ҳуш.
Набинӣ ба чашму напӯӣ ба пой,
Бигӯӣ ба бонги баланд, эй Худой,
Маро пеши худ бар ба зудӣ, на дер.
Ки гаштам ман аз хоки торик сер.

* ИЛМ- танҳо 60 якум мавҷуд аст.

1. ИЛМ-б. 2825 нест.
2. М-мо ҳаме.
3. И-б. 2832 нест.

Кунун он чи*[1] ҷустам, ҳама ёфтам,
Зи тахти каӣ[2] рӯй бартофтам.

Ҳар он кас, ки дар пеши ман бурд ранҷ,
Бубахшам бад-ӯ ҳар чи хоҳад зи ганҷ.

Зи кирдори ҳар кас, ки дорам сипос,
Бигӯям ба Яздони некишинос.

Ба эрониён бахшам ин хоста
Силеҳу ҳамон[3] ганҷи ороста.

Ҳар он кас, ки ҳаст аз шумо меҳтаре,
Бубахшам ба ҳар меҳтаре кишваре.

Ҳамон бадраву бардаву чорпой
Барандешам, орам шумораш ба ҷой.

Бубахшам, ки ман роҳро сохтам,
В-аз ин тирагӣ дил бипардохтам.

Шумо дасти шодӣ ба хӯрдан баред,
Ба як ҳафта-андар чамеду чаред.

Бихоҳед, то з-ин сарои сипанҷ
Гузар ёбаму дур монам зи ранҷ».

Чу Кайхусрав ин пандҳо баргирифт,
Бимонданд гурдон аз ӯ дар[4] шигифт.

Яке гуфт, к-«Ин шоҳ девона шуд,
Хирад бо дилаш ҳамчу[5] бегона шуд.[6]

1. М-ҳарчи.
2. И-каён.
3. ЛМ-зару.
4. Л-гурдони Эрон.
5. И-сахт.
6. ТПЗ – Ҷуз ӯ пеш аз ин ин сухан кас нагуфт,
Ҳар он, к –ӯ хирад дошт бо рой ҷуфт.
Бузургон бимонданд яксар ғамӣ,
Зи шодӣ шуда дуру аз хуррамӣ.

Надонам бар ӯ- бар чӣ хоҳад расид,
Куҷо хоҳад ин тоҷу тахт орамид.[1]

Бирафтанд яксар гурӯҳогурӯҳ,
Ҳама дашт лашкар буду роғу кӯҳ.

Ҳама кору гуфтори ӯ эзадист.
На аз роҳи кажживу нобихрадист.

Ғави ною овози аспон[2] зи дашт
Ту гуфтӣ ҳаме аз ҳаво баргузашт.

Бибуданд, як ҳафта з-ин гуна шод,
Касеро наёмад ғаму ранҷ ёд.

---

Ҳаме ин бад-он, он бад- ин бингарид,
Мар ин бандро кас надидаш калид.
Бимонданд сар пеш бар пой- бар.
Чу девона гаштанд бар ҷой- бар,
Чунин гуфт Зол он гаҳе дар сухан
Миёни бузургону он анҷуман.

1. ТПЗ - Чӣ дорад ба дил номбардор шоҳ?
Чӣ фармон гузорад ба кори сипоҳ?

2. ИЛ-мастон.

## ФЕҲРИСТИ ФУСУЛИ ҶИЛДИ ПАНҶУМ

"АХТАРОНИ АДАБ" (СИЛСИЛА)
ИБОРАТ АЗ 50 ҶИЛД

Ҷилди 7

**Абулқосим Фирдавсӣ**

# ШОҲНОМА

**Ҷилди V**

Муҳаррири ороиш *Р. Шералӣ*
Муҳаррири саҳифабандӣ *М. Саидова*
Мусаҳҳеҳон *А. Хоҷаев ва Т. Одинаева*
Тарроҳ *Ф. Раҳимов*
Ҳуруфчинони компютерӣ *Ш. Мирзоева*, *С. Воҳидова*, *Р. Атоева*

Ба матбаа 04.08.2008 таҳвил гардид. Чопаш 22.09.2008 ба имзо расид. Коғази офсет. Чопи офсет. Ҳуруфи адабӣ. Андозаи 60x90 1/16. Ҷузъи чопии шартӣ 30,0. Адади нашр 5000 нусха. Супориши №79/08.

Нашриёти "Адиб"-и Вазорати фарҳанги
Ҷумҳурии Тоҷикистон, 734018, ш. Душанбе,
кӯчаи Неъмат Қаробоев, 17а.

Дар матбааи нашриёти «ЭҶОД» чоп шудааст.
734025, ш. Душанбе, хиёбони Рӯдакӣ, 36.
Тел.: 221-95-43. E-mail: ejodfir@mail.ru.

ISBN 978-99947-32-84-5

